**Мавлоно**
**Ҷалолуддини Балхӣ**

# 800
# ғазали дилошӯб

**ДУШАНБЕ**
**«АДИБ»**
**2007**

ББК 83,3 (0)9 + 83,3 тоҷик
М-13

Маблағгузори нашр
***Амонуллои Ҳукуматулло***

Таҳия ва танзими
***Асрори Раҳмонфар*** ва ***Ато Мирхоҷа***

Муҳаррир
***Мубашшир Акбарзод***

***Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ*. 800 ғазали дилошӯб.**
— Душанбе: «Адиб», 2007, 856 саҳ.

Дар ин дафтари муҷаллои забонгӯё, ки дар арафаи бузургдошти 800-умин солгарди зодрӯзи суханвари нобиғ ва мутафаккири орифи тоҷик Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ (1207-1273) ҳадявор интишор меёбад, 800 ғазали дилошӯби ҷаҳонпӯё фароҳам омадааст, то рӯзгороне кошонаи вуҷуди ҳамдиёронамонро поку мусаффо ва паймонаи сурури ҳамтаборонамонро софу мубарро нигаҳ дорад.

**ISBN 978-99947-39-30-1**

# 1

Ҷуз вай чӣ бошад, к-аз аҷал андаррабояд кулли мо?!
Сад ҷон барафшонам бар ӯ, гӯям: «Ҳанийян, марҳабо!».
Рақсон суви гардун шавам, з-он ҷо суви бечун шавам,
Сабру қарорам бурдайӣ, ай мизбон, зутар[1] биё!
Аз маҳ ситора мебарӣ, ту пора-пора мебарӣ,
Гаҳ ширхора мебарӣ, гаҳ мекашонӣ доярo!
Дорам диле ҳамчун ҷаҳон, то мекашад кӯҳи гарон,
Ман куҳкашам, каҳ кай кашад з-ин коҳдон охир маро?!
Гар мӯйи ман чун шир шуд, аз шавқи мурдан пир шуд,
Ман ордам, гандум наям, чун омадам дар осиё?!
Дар осиё гандум равад, к-аз сунбула зодаст ӯ,
Зодай маҳам, не сунбула, дар осиё бошам чаро?!
Не, не, фитад дар осиё ҳам нури маҳ аз равзане,
З-он ҷо ба сӯйи маҳ равад, не дар дукон нонбо!
Бо ақли худ гар ҷуфтаме, ман гуфтаниҳо гуфтаме,
Хомӯш кун, то нашнавад ин гуфтаро боди ҳаво!

# 2

Ай навбаҳори ошиқон, дорӣ хабар аз ёри мо?!
Ай аз ту обастан чаман в-ай аз ту хандон боғҳо!
Ай бодҳои хушнафас, ушшоқро фарёдрас,
Ай поктар аз ҷону ҷон, охир куҷо будӣ, куҷо?!
Ай фитнаи Руму Ҳабаш, ҳайрон шудам, ч-ин бӯйи х(в)аш
Пироҳани Юсуф бувад ё худ ридои Мустафо?!
Ай ҷӯйбори ростӣ, аз ҷӯйи ёри мостӣ,
Бар синаҳо Синостӣ, бар ҷонҳойӣ ҷонфазо!
Ай қилу ай қоли ту хуш в-ай ҷумла ашколи ту хуш,
Моҳи ту хуш, соли ту хуш, ай солу маҳ чокар туро!

# 3

Ай нӯш карда нешро, бехеш кун бохешро,
Бохеш кун бехешро, чизе бидиҳ дарвешро!
Ташриф диҳ ушшоқро, пурнур кун офоқро,
Бар заҳр зан тарёқро, чизе бидиҳ дарвешро!
Бар рӯйи ҳамчун моҳи худ, бо лутфи мискинхоҳи худ,
Моро ту кун ҳамроҳи худ, чизе бидиҳ дарвешро!
Чун ҷилваи маҳ мекунӣ в-аз ишқ огаҳ мекунӣ,
Бо мо чӣ ҳамраҳ мекунӣ? Чизе бидиҳ дарвешро!
Дарвешро чибвад нишон? Ҷону забони дурфишон,
На далқи садпоракашон! Чизе бидиҳ дарвешро!
Ҳам одаму он дам туйӣ, ҳам Исиву Марям туйӣ,
Ҳам розу ҳам маҳрам туйӣ, чизе бидиҳ дарвешро!
Талх аз ту ширин мешавад, куфр аз ту чун дин мешавад,
Хор аз ту насрин мешавад, чизе бидиҳ дарвешро!
Ҷони ману ҷонони ман, куфри ману имони ман,
Султони султонони ман, чизе бидиҳ дарвешро!
Ай танпарасти булҳазан, дар тан мапечу ҷон макан,
Мангар ба тан, бингар ба ман, чизе бидиҳ дарвешро!

---

[1] Мухаффафи "зудтар" буда, дар осори Мавлоно зиёд истифода шудааст.

Имрӯз, ай шамъ, он кунам, бар нури ту ҷавлон кунам,
Бар ишқ ҷон афшон кунам, чизе бидиҳ дарвешро!
Имрӯз гӯям чун кунам – якбора дилро хун кунам,
В-ин корро яксун кунам, чизе бидиҳ дарвешро!
Ту айби моро кистӣ?! Ту мор ё моҳистӣ?
Худро, бигӯ, ту чистӣ?! Чизе бидиҳ дарвешро!
Ҷонро дарафкан дар адам, зеро нашояд, ай санам,
Ту муҳташам, ӯ муҳташам, чизе бидиҳ дарвешро!

# 4

Ай аз варойи пардаҳо тоби ту тобистони мо,
Моро чу тобистон бибар дилгарм то бустони мо!
Ай чашми ҷонро тӯтиё, охир куҷо рафтӣ?! Биё,
То оби раҳмат барзанад аз саҳни оташдони мо!
То сабза гардад шӯраҳо, то равза гардад гӯраҳо,
Ангур гардад ғӯраҳо, то пухта гардад хоми мо!
Ай офтоби ҷону дил, ай офтоб аз ту хиҷил,
Охир, бибин, к-ин обу гил чун баст гирди ҷони мо!
Шуд хорҳо гулзорҳо аз ишқи рӯят борҳо,
То сад ҳазор иқрорҳо афканд дар имони мо!
Ай сурати ишқи абад, хуш рӯ намудӣ дар ҷасад,
То раҳ барӣ сӯйи аҳад ҷонро аз ин зиндони мо!
Дар дуди ғам бикшо тараб, рӯзе намо аз айни шаб,
Рӯзе ғарибу булъаҷаб, ай субҳи нурафшони мо!
Гавҳар кунӣ хармуҳраро, заҳра бидаррӣ Зуҳраро,
Султон кунӣ бебаҳраро, шо бош, ай султони мо!
Ку дидаҳо дарх(в)арди ту, то даррасад дар гарди ту,
Ку гӯши ҳушварди ту, то бишнавад бурҳони мо?!
Чун дил шавад иҳсоншумар дар шукри он шохи шакар,
Наъра барорад чошнӣ аз бехи ҳар дандони мо!
Омад зи ҷон бонги дуҳул, то ҷузвҳо ояд ба кул,
Райҳон ба райҳон, гул ба гул аз ҳабси хористони мо!

# 5

Ай фасли боборони мо, баррез бар ёрони мо,
Чун ашки ғамхорони мо дар ҳаҷри дилдорони мо!
Ай чашми абр, ин ашкҳо мерез ҳамчун машкҳо,
Зеро ки дорӣ рашкҳо бар моҳрухсорони мо!
Ин абрро гирён нигар в-он боғро хандон нигар,
К-аз лобаву гирйи падар растанд беморони мо.
Абри гарон чун дод Ҳақ аз баҳри лабхушкони мо,
Ратли гарон ҳам Ҳақ диҳад баҳри сабуксорони мо!
Бар хоку дашти бенаво гавҳар фишон кард осмон,
З-ин бенавойӣ мекашанд аз ишқ тарророни мо!
Ин абр чун Яъқуби ман в-он гул чу Юсуф дар чаман,
Бишкуфта рӯйи Юсуфон аз ашки афшорони мо!
Як қатрааш гавҳар шавад, як қатрааш абҳар шавад
В-аз молу ниъмат пур шавад кафҳои кафхорони мо!
Боғу гулистони мулӣ ишкуфа мекарданд дӣ,
Зеро ки пур рӣк[2] аз пагаҳ хӯрданд хамморони мо!
Барбанд лаб ҳамчун садаф, мастӣ, маё дар пеши саф,
То боз оянд ин тараф аз ғайб ҳушёрони мо!

---

[2] Оби даҳон.

# 6

Бодо муборак дар ҷаҳон суру арӯсиҳои мо,
Суру арӯсиро Худо борид бар болои мо!
Зуҳра қарин шуд бо Қамар, тӯтӣ қарин шуд бо шакар,
Ҳар шаб арӯсие дигар аз шоҳи хушсимои мо!
Инн алқулуба фарриҷат, инн аннуфуса заввиҷат,
Инн алҳумума ухраҷат дар давлати мавлои мо.
Бисмиллаҳ имшаб бар навӣ сӯйи арӯсе меравӣ,
Домоди хубон мешавӣ, ай хуби шаҳророи мо!
Хуш меравӣ дар кӯйи мо, хуш мехиромӣ сӯйи мо,
Хуш меҷаҳӣ дар ҷӯйи мо, ай ҷӯйу ай ҷӯёи мо!
Хуш меравӣ бар ройи мо, хуш мекушойӣ пойи мо,
Хуш мебурӣ кафҳои мо, ай Юсуфи зебои мо!
Аз ту ҷафо кардан раво, аз мо вафо ҷустан хато,
Пойи тасарруфро биниҳ бар ҷони хунполои мо!
Ай ҷони ҷон, ҷонро бикаш то ҳазрати ҷонони мо
В-ин устухонро ҳам бикаш ҳадя бари Анқои мо!
Рақсе кунед, ай орифон, чархе занед, ай мунсифон,
Дар давлати шоҳи ҷаҳон, он шоҳи ҷонафзои мо!
Дар гардан афканда дуҳул дар гирдаки насрину гул,
К-имшаб бувад даффу дуҳул некӯтарин колои мо!
Хомӯш, к-имшаб Зуҳра шуд соқиву паймона ва муд,[3]
Бигрифта соғар мекашад Ҳаурои мо, Ҳумрои мо!
Валлаҳ, ки ин дам сӯфиён бастанд аз шодӣ миён
Дар ғайб пеши ғайбдон аз шавқи истисқои мо!
Қавме чу дарё кафзанон, чун мавҷҳо саҷдакунон,
Қавме мубориз чун синон, чун хор, чун аҷзои мо!
Хомӯш, к-имшаб матбахӣ шоҳ аст аз фаррухрухӣ,
Ин нодира, ки мепазад ҳалвои мо, ҳалвои мо!

# 7

Хоҷа, биё, хоҷа, биё, хоҷа, дигар бор биё,
Дафъ мадиҳ, дафъ мадиҳ, ай маҳи айёр, биё!
Ошиқи маҳҷур нигар, олами пуршӯр нигар,
Ташнаи махмур нигар, ай шаҳи хаммор, биё!
Пой туйӣ, даст туйӣ, ҳастии ҳар ҳаст туйӣ,
Булбули сармаст туйӣ, ҷониби гулзор биё!
Гӯш туйӣ, дида туйӣ в-аз ҳама бигзида туйӣ,
Юсуфи дуздида туйӣ, бар сари бозор биё!
Ай зи назар гашта ниҳон, ай ҳамаро ҷону ҷаҳон,
Бори дигар рақскунон бе дилу дастор биё!
Равшании рӯз туйӣ, шодии ғамсӯз туйӣ,
Моҳи шабафрӯз туйӣ, абри шакарбор, биё!
Ай алами олами нав, пеши ту ҳар ақл гарав,
Гоҳ маё, гоҳ марав, хез, ба якбор биё!
Ай дили оғушта ба хун, чанд бувад шӯру ҷунун,
Пухта шуд ангур кунун, ғӯра маяфшор, биё!
Ай шаби ошуфта, бирав, в-ай ғами ногуфта бирав,
Ай хиради хуфта, бирав, давлати бедор, биё!
Ай дили овора, биё, в-ай ҷигари пора, биё,
Вар раҳи дар баста бувад, аз раҳи девор биё!

---

[3] Зарфи паймонагӣ.

Ай нафаси Нӯҳ, биё, в-ай ҳаваси рӯҳ, биё,
Марҳами маҷрӯҳ, биё, сиҳҳати бемор, биё!
Ай маҳи афрӯхта рӯ, оби равон дар дили ҷӯ,
Шодии ушшоқ биҷӯ, кӯрии ағёр, биё!
Бас бувад, ай нотиқи ҷон, чанд аз ин гуфти забон,
Чанд занӣ табли баён, бе даму гуфтор биё!

# 8

Ёр маро, ғор маро, ишқи ҷигархор маро,
Ёр туйӣ, ғор туйӣ, хоҷа, нигаҳ дор маро!
Нӯҳ туйӣ, рӯҳ туйӣ, фотиҳу мафтӯҳ туйӣ,
Синаи машрӯҳ туйӣ бар дари асрор маро!
Нур туйӣ, сур туйӣ, давлати Мансур туйӣ,
Мурғи Куҳи Тур туйӣ, хаста ба минқор маро!
Қатра туйӣ, баҳр туйӣ, лутф туйӣ, қаҳр туйӣ,
Қанд туйӣ, заҳр туйӣ, беш маёзор маро!
Ҳуҷраи Хуршед туйӣ, хонаи Ноҳид туйӣ,
Равзаи уммед туйӣ, роҳ диҳ, ай ёр, маро!
Рӯз туйӣ, рӯза туйӣ, ҳосили дарюза туйӣ,
Об туйӣ, кӯза туйӣ, об диҳ ин бор маро!
Дона туйӣ, дом туйӣ, бода туйӣ, ҷом туйӣ,
Пухта туйӣ, хом туйӣ, хом бимагзор маро!
Ин тан агар кам танаде, роҳи дилам кам занадӣ,
Роҳ шудӣ, то набудӣ ин ҳама гуфтор маро!

# 9

Растам аз ин нафсу ҳаво, зинда бало, мурда бало,
Зиндаву мурда ватанам нест ба ҷуз фазли Худо!
Растам аз ин байту ғазал, ай шаҳу султони азал,
Муфтаъилун, муфтаъилун, муфтаиълун кушт маро!
Қофияву мағлатаро, гӯ, ҳама селоб бибар,
Пӯст бувад, пӯст бувад дархури мағзи шуъаро!
Ай хамушӣ, мағзи манӣ, пардаи он нағзи манӣ,
Камтар фазли хамушӣ, к-аш набувад хавфу риҷо!
Бурдаи вайрон набувад ушри замин, кӯчу қилон,
Масту харобам, маталаб дар суханам нақду хато!
То ки харобам накунад, кай диҳад он ганҷ ба ман?!
То ки ба селам надиҳад, кай кашадам баҳри ато?!
Марди суханро чӣ хабар аз хамушӣ ҳамчу шакар,
Хушк чӣ донад, чӣ бувад тарлалало, тарлалало!
Ойинаам, ойинаам, марди мақолот наям,
Дида шавад ҳоли ман, ар чашм шавад гӯши шумо!
Дастфишонам чу шаҷар, чархзанон ҳамчу қамар,
Чархи ман аз ранги замин поктар аз чархи само!
Орифи гӯянда, бигӯ, то ки дуъои ту кунам,
Чунки хушу маст шавам ҳар саҳаре вақти дуъо!
Далқи ману хирқаи ман аз ту дареғе набувад,
В-он ки зи султон расадам, ним маро, ним туро!
Аз кафи султон расадам соғару сағроқи қидам,
Чашмаи хуршед бувад ҷуръаи ӯро чу гадо!
Ман, Хамушам, хастагулӯ, орифи гӯянда, бигӯ,
З-он ки ту Довуддамӣ, ман чу куҳам рафта зи ҷо!

# 10

Дӣ бинавохт ёри ман бандаи ғамрасидаро,
Дод зи хеш чошнӣ ҷони ситамчашидаро!
Ҳуш фузуд ҳушро, ҳалқа намуд гӯшро,
Ҷӯш намуд нӯшро, нур фузуд дидаро!
Гуфт, ки ай низори ман, хаставу тарсгори ман,
Ман нафурӯшам аз карам бандаи худхаридаро!
Бин, ки чӣ дод мекунад, бин, чӣ кушод мекунад!
Юсуфи ёд мекунад ошиқи кафбуридаро!
Дошт маро чу ҷони х(в)ад, рафт зи ман гумони бад,
Бар китифам ниҳод ӯ хилъати наврасидаро!
Оҷизу бекасам мабин, ашки чу атласам мабин,
Дар тани ман кашида бин атласи заркашидаро!
Ҳар ки бувад дар ин талаб, бас аҷаб асту булъаҷаб,
Сад тараб аст дар тараб ҷони зи худ раҳидаро!
Чошнии ҷунуни ӯ хуштар, ё фусуни ӯ,
Чунки ниҳуфталаб газад хастаи ғамгазидаро.
Ваъда диҳад ба ёри худ, гул диҳад аз канори худ,
Пур кунад аз хумори худ дидаи хунчакидаро!
Куҳли назар дар ӯ ниҳад, дасти карам бар ӯ занад,
Сина бисӯзад аз ҳасад ин фалаки хамидаро!
Ҷоми майи аласти худ хеш диҳад ба масти худ,
Табл занад ба дасти худ бози дили паридаро!
Бахри Худойро, хамуш, хӯйи сукутро макуш,
Чунки асида[4] мерасад, кӯтаҳ кун қасидаро!
Муфтаъилун, муфтаъилун, муфтаъилун, муфтаъилун,
Дар макушову кам намо гулшани наврасидаро!

# 11

Бо ту ҳаёту зиндагӣ, бе ту фанову мурдано,
З-он ки ту офтобиву бе ту бувад фасурдано!
Халқ бар ин бисотҳо бар кафи ту чу муҳрае,
Ҳам зи ту моҳ гаштано, ҳам зи ту муҳра бурдано!
Гуфт: «Дамам чӣ медиҳӣ? Дам ба ту ман супурдаам,
Ман зи ту бехабар наям дар дами дам супурдано!».
Пеш ба саҷда мешудам пуштхамида чун шутур
Хандазанон кушод лаб, гуфт: «Дарозгардано!
Бин, ки чи хоҳӣ кардано, бин, ки чӣ хоҳӣ кардано,
Гардан дароз кардаӣ, пунба бихоҳӣ х(в)ардано!».

# 12

Ай бигирифта аз вафо гӯша карон, чаро, чаро?!
Бар мани хаста кардайӣ рӯй гарон, чаро, чаро?!
Бар дили ман, ки ҷойи туст, коргаҳи вафойи туст,
Ҳар нафасе ҳамезанӣ захми синон чаро, чаро?!
Гавҳари ту ба гавҳарӣ бурд сабақ зи муштарӣ,
Ҷону ҷаҳон ҳамебарӣ, ҷону ҷаҳон,чаро, чаро?!
Чашмаи Хизру Кавсарӣ, з-оби ҳаёт хуштарӣ,
З-оташи ҳаҷри ту манам хушкдаҳон чаро, чаро?!
Меҳри ту ҷонниҳон бувад, муҳри ту бенишон бувад,
Дар дили ман зи баҳри ту нақшу нишон чаро, чаро?!
Гуфт, ки ҷони ҷон манам, дидаи ҷон тамаъ макун,
Ай бинамуда рӯйи ту сурати ҷон чаро, чаро?!

---

4 Як навъи ҳалво.

Ай ту ба нур мустақил в-ай зи ту ахтарон хиҷил,
Бас дудилӣ миёни дил з-абри гумон чаро, чаро?!

# 13

Шаби қадр аст ҷисми ту, к-аз ӯ ёбанд давлатҳо,
Маҳи бадр аст рӯйи ту, к-аз ӯ бишкофт зулматҳо!
Магар тақвими яздонӣ, ки толиъҳо дар ӯ бошад,
Магар дарёи ғуфронӣ, к-аз ӯ шӯянд зиллатҳо?!
Магар ту лавҳи маҳфузӣ, ки дарси ғайб аз ӯ гиранд,
Ва ё ганҷинаи раҳмат, к-аз ӯ пӯшанд хилъатҳо?!
Аҷаб ту байти маъмурӣ, ки таввофонаш амлоканд,
Аҷаб ту raққи маншурӣ, к-аз ӯ нӯшанд шарбатҳо!
Ва ё он рӯҳи бечунӣ, к-аз инҳо ҷумла берунӣ,
Бар осори латифи ту ғалат гаштанд улфатҳо!
Аҷойиб Юсуфӣ чун маҳ, ки акси ӯст дар сад чаҳ,
Аз ӯ афтода Яъқубон ба дому чоҳи миллатҳо!
Чу зулфи худ расан созад, зи чаҳҳошон барандозад,
Кашадшон дар бари раҳмат, раҳонадшон зи ҳайратҳо!
Чу аз ҳайрат гузар ёбад, сифот онро, ки дарёбад,
Хамуш, ки бас шикаста шуд иборатҳову ибратҳо!

# 14

Мусалмонон, мусалмонон, чӣ бояд гуфт ёреро,
Ки сад фирдавс месозад ҷамолаш ними хореро?!
Маконҳо бемакон гардад, замонҳо ҷумла кон гардад,
Чу ишқи ӯ диҳад ташриф як лаҳза диёреро.
Худовандо, зиҳӣ нуре, латофатбахши ҳар ҳуре,
Ки оби зиндагӣ созад зи рӯйи лутф нореро.
Чу лутфашро бияфшорад, ҳазорон навбаҳор орад,
Чи нуқсон, гар зи ғайрат ӯ занад барҳам баҳореро!
Ҷамолаш офтоб омад, ҷаҳон ӯро ниқоб омад,
Валекин нақш кай бинад ба ҷуз нақшу нигореро?!
Ҷамоли гул гувоҳ омад, ки бахшишҳо зи шоҳ омад,
Агарчи гул бинашносад ҳавои созвореро!
Агар гулро хабар будӣ, ҳамеша сурху тар будӣ,
Азеро офате н-ояд ҳаёти хушёреро.
Ба даст овар нигоре ту, к-аз ин даст аст кори ту,
Чаро бояд супурдан ҷон нигори ҷонсупореро?!
Зи Шамсуддини Табрезӣ манам қосид ба хунрезӣ,
Ки ишқе ҳаст дар дастам, ки монад Зулфиқореро!

# 15

Расид он шаҳ, расид он шаҳ, биёроед айвонро,
Фурӯ бурред соъидҳо барои хуби Канъонро!
Чу омад ҷони ҷони ҷон, нашояд бурд номи ҷон,
Ба пешаш ҷон чӣ кор ояд, магар аз баҳри қурбонро!
Будам бе ишқ гумроҳе, даромад ишқ ногоҳе,
Будам кӯҳе, шудам коҳе барои асби султонро!
Агар турк асту тоҷик аст, бад-ӯ ин банда наздик аст,
Чу ҷон бо тан, валекин тан набошад ҳеҷ мар ҷонро.
Ҳало, ёрон, ки бахт омад, гаҳи йсори рахт омад,
Сулаймоне ба тахт омад барои азли шайтонро!
Биҷаҳ аз ҷо, чӣ меёбӣ, чаро бедасту бе пойӣ?

Намедонӣ, зи ҳудҳуд чӯ раҳи Қасри Сулаймонро?!
Бикун он ҷо муноҷотат, бигӯ асрору ҳоҷотат,
Сулаймон худ ҳамедонад забони ҷумла мурғонро!
Сухан бод аст, ай банда, кунад дилро пароканда,
Валекин ӯ-ш фамояд, ки гирд овар парешонро!

## 16

Баҳор омад, баҳор омад, салом овард мастонро,
Аз он пайғамбари хубон паём овард мастонро.
Забони савсан аз соқӣ кароматҳои мастон гуфт,
Шунид он сарв аз савсан, қиём овард мастонро.
Заволи боғ дар маҷлис нисор овард он гаҳ нуқл,
Чу дид аз лолаи кӯҳӣ, ки ҷом овард мастонро.
Зи гиря абри найсонӣ дами сарди зимистонӣ
Чи ҳилат кард, к-аз парда ба дом овард мастонро?!
Сақоҳум Раббиҳум хӯрданду ному нанг гум карданд,
Чу омад номаи соқӣ, чӣ ном овард мастонро?!
Даруни миҷмари дилҳо сипанду уд месӯзад,
Ки сармои фироқи ӯ зи ном овард мастонро!
Даро дар гулшани боқӣ,баро бар бом, к-он соқӣ
Зи пинҳонхонаи ғайбӣ паём овард мастонро.
Чу хубон ҳулла пӯшиданд, даро дар боғу пас бингар,
Ки соқӣ ҳар чи дарбояд, тамом овард мастонро.
Ки ҷонҳоро баҳор оварду моро рӯйи ёр овард,
Бибин, к-аз ҷумла давлатҳо кадом овард мастонро!
Зи Шамсуддини Табрезӣ баногаҳ соқии давлат
Ба ҷоми хоси султонӣ мудом овард мастонро.

## 17

Гар з-он ки шавӣ толиб, ҷӯянда шавӣ бо мо,
В-ар з-он ки найӣ мутриб, гӯянда шавӣ бо мо!
Гар з-он ки ту Қорунӣ, дар ишқ шавӣ муфлис,
В-ар з-он ки Худовандӣ, ҳам банда шавӣ бо мо!
Як шамъ аз ин маҷлис сад шамъ бигиронад,
Гар мурдаӣ в-ар зинда, ҳам зинда шавӣ бо мо!
Поҳои ту бикшояд, равшан ба ту бинмояд,
То ту ҳама тан чун гул дар ханда шавӣ бо мо!
Дар жанда даро як дам, то зиндадилон бинӣ,
Атлас бадар андозӣ, дар жанда шавӣ бо мо!
Чун дона шуд афканда, бар дасту дарахте шуд,
Ин рамз чу дарёбӣ, афканда шавӣ бо мо!
Шамсулҳақи Табрезӣ бо ғунчаи дил гӯяд:
«Чун боз шавад чашмат, бинанда шавӣ бо мо».

## 18

Ай хоҷа, намебинӣ ин рӯзи қиёматро,
Ин Юсуфи хубиро, ин хушқаду қоматро?!
Ай шайх, намебахшӣ ин гавҳари шайхиро,
Ин шаъшаи навро, ин ҷоҳу ҷалолатро?!
Ай мир, намебинӣ ин мамлакати ҷонро,
Ин равзаи давлатро, ин тахту саъодатро?!
Ай хушдилу хушдоман, девона туйӣ ё ман?
Даркаш қадаҳе бо ман, бигзор маломатро!

Ай моҳ, ки дар гирдаш ҳаргиз нашавӣ лоғар,
Анвори ҷалоли ту бидрида ҷалолатро!
Чун оби равон дидӣ, бигзор таяммумро,
Чун иди висол омад, бигзор риёзатро!
Гар ноз кунӣ, хомӣ, в-ар ноз кашӣ, ромӣ,
Дар боркашӣ ёбӣ он ҳусну малоҳатро!
Хомӯш, ки хомӯшӣ биҳтар зи асалнӯшӣ,
Дарсӯз иборатро, бигзор ишоратро!
Шасулҳақи Табрезӣ, ай машриқи ту ҷонҳо,
Аз тобиши ту ёбад ин шамс ҳароратро!

# 19

Маъшуқа ба сомон шуд, то бод, чунин бодо!
Куфраш ҳама имон шуд, то бод, чунин бодо!
Мулке, ки парешон шуд, аз шумии шайтон шуд.
Боз они Сулаймон шуд, то бод, чунин бодо!
Ҳам бода ҷудо х(в)ардӣ, ҳам айш ҷудо кардӣ,
Нак сардиҳи миҳмон шуд, то бод чунин бодо!
З-он талъати шоҳона, з-он машъалаи хона
Ҳар гӯша чу майдон шуд, то бод, чунин бодо!
З-он чашми дурӯғинаш, з-он шеваи ширинаш
Олам шакаристон шуд, то бод, чунин бодо!
Шаб рафту сабӯҳ омад, ғам рафту футӯҳ омад,
Хуршед дурахшон шуд, то бод, чунин бодо!
Аз давлати маҳзунон в-аз ҳиммати маҷнунон
Он силсила ҷунбон шуд, то бод, чунин бодо!
Ид омаду ид омад, ёре, ки рамид, омад,
Идона фаровон шуд, то бод, чунин бодо!
Ай мутриби соҳибдил, дар зер макун манзил,
К-он Зуҳра ба мизон шуд, то бод, чунин бодо!
Дарвеш Фаридун шуд, ҳамкисаи Қорун шуд,
Ҳамкосаи султон шуд, то бод, чунин бодо!
Он боди ҳаворо бин, з-афсуни лаби ширин
Бо ной дар афғон шуд, то бод, чунин бодо!
Фиръавн бад-он сахтӣ, бо он ҳама бадбахтӣ
Нак Мӯсии Имрон шуд, то бод, чунин бодо!
Он гург бад-он зиштӣ, бо ҷаҳлу фаромуштӣ,
Нак Юсуфи Канъон шуд, то бод, чунин бодо!
Шамсулҳақи Табрезӣ, азбаски даромезӣ,
Табрез Хуросон шуд, то бод, чунин бодо!
Аз аслама шайтонӣ шуд нафси ту раббонӣ,
Иблис мусалмон шуд, то бод, чунин бодо!
Он моҳ чу тобон шуд, кавнайн гулистон шуд,
Ашхос ҳама ҷон шуд, то бод чунин бодо!
Бар рӯҳ барафрӯзӣ, то буд, чунин будӣ,
Фарри ту фаровон шуд, то бод, чунин бодо!
Қаҳраш ҳама раҳмат шуд, заҳраш ҳама шарбат шуд,
Абраш шакарафшон шуд, то бод, чунин бодо!
Аз кох чӣ рангастат, аз шох чӣ тангастат,
Ин гов чу қурбон шуд, то бод, чунин бодо!
Арзӣ чу самойӣ шуд, мақсуд Санойӣ шуд,
Ин буд, ҳама он шуд, то бод, чунин бодо!
Хомӯш, ки сармастам, барбаст касе дастам,
Андеша парешон шуд, то бод, чунин бодо!

## 20

Ай ёри қамарсимо, ай мутриби шаккархо,
Овози ту ҷонафзо, то рӯз машин аз по!
Судӣ, ҳамагӣ судӣ, бар ҷумла барафзудӣ,
То буд, чунин будӣ, то рӯз машин аз по!
Сад шаҳр хабар рафта, к: «Ай мардуми ошуфта,
Бедор шуд он хуфта, то рӯз машин аз по!».
Бедор шуд он фитна, к-ӯ чун бизанад таъна,
Дар кӯҳ канад рахна, то рӯз машин аз по!
Дар хона чунин ҷамъе, дар ҷамъ чунин шамъе,
Дорам зи ту ман тамъе, то рӯз машин аз по!
Мир омаду мир омад, он бадри мунир омад,
В-он шаккару шир омад, то рӯз машин аз по!
Ай бонгу навоят тар в-аз боди сабо хуштар,
Моро ту барӣ аз сар, то рӯз машин аз по!
Маҷлис ба ту фархунда, ишрат зи дамат зинда,
Чун шамъи фурӯзанда то рӯз машин аз по!
Ин чарху замин хайма, кас дид чунин хайма?!
Ай устуни ин хайма, то рӯз машин аз по!
Ин қавм пуранд аз ту, бо карру фаранд аз ту,
Зеру забаранд аз ту, то рӯз машин аз по!
Дар баҳр чу киштибон он пил ҳаме ҷунбон,
То манзили Обоқон то рӯз машин аз по!
Ай хушнафаси нойӣ, бас нодира барнойӣ,
Чун мо ҳама барн-ойӣ, то рӯз машин аз по!
Даф аз кафи даст ояд, най аз дами маст ояд,
Бо най ҳама паст ояд, то рӯз машин аз по!
Чун ҷон хамушем, аммо кай хусбад ҷон, ҷоно,
Ту бош забони мо, то рӯз машин аз по!

## 21

Зиҳӣ ишқ, зиҳӣ ишқ, ки морост, Худоё!
Чӣ нағз аст, чӣ хуб аст, чӣ зебост, Худоё!
Чӣ гармем, чӣ гармем аз ин ишқ чу хуршед,
Чӣ пинҳон, чӣ пинҳони, чӣ пайдост, Худоё!
Зиҳӣ моҳ, зиҳӣ моҳ, зиҳӣ бодаи ҳамроҳ,
Ки ҷонрову ҷаҳонро биёрост, Худоё!
Зиҳӣ шӯр, зиҳӣ шӯр, ки ангехта олам,
Зиҳӣ кор, зиҳӣ кор, ки он ҷост, Худоё!
Фурӯ рехт, фурӯ рехт шаҳаншоҳи суворон,
Зиҳӣ гард, зиҳӣ гард, ки бархост, Худоё!
Фитодем, фитодем бад-он сон-к нахезем,
Надонем, надонем, чӣ ғавғост, Худоё?
Зиҳӣ кӯй, зиҳӣ кӯй, яке дуди дигаргун,!
Дигар бор, дигар бор чӣ савдост, Худоё?!
На домест, на занҷир, ҳама баста чаройӣ?!
Чӣ банд аст, чӣ занҷир, ки барпост, Худоё?!

Чӣ нақшест, чӣ нақшест дар ин тобаи дилҳо,
Ғариб аст, ғариб аст, зи болост, Худоё!
Хамӯшед, хамӯшед, ки то фош нагардед,
Ки ағёр гирифтаст чапу рост, Худоё!

## 22

Биё, ай ҷони нав дода ҷаҳонро,
Бибар аз кор ақли кордонро!
Чу тирам, то напарронӣ, напаррам,
Биё, бори дигар пур кун камонро!
Зи ишқат боз ташт аз бом афтод,
Фирист аз бом боз он нардбонро!
Маро гӯянд: «Бомаш аз чӣ сӯй аст?»
Аз он сӯйе, ки оварданд ҷонро!
Аз он сӯйе, ки ҳар шаб ҷон равон аст,
Ба савқат субҳ боз орад равонро!
Аз он сӯ, ки баҳор ояд заминро,
Чароғи нав диҳад субҳ осмонро!
Аз он сӯ, ки асойе аждаҳо шуд,
Ба дӯзах бурд ӯ фиръавниёнро!
Аз он сӯ, ки туро ин ҷустуҷӯ хост,
Нишон худ ӯст, меҷӯяд нишонро!
Ту он мардӣ, ки ӯ бар хар нишастаст,
Ҳамепурсад зи хар инрову онро!
Хамуш кун, к-ӯ намехоҳад зи ғайрат,
Ки дар дарё дарорад ҳамгинонро!

## 23

Хабар кун, ай ситора, ёри моро,
Ки дарёбад дили хунхори мо!
Хабар кун он табиби ошиқонро,
Ки то шарбат диҳад бемори моро!
Бигӯ шаккарфурӯши шаккаринро,
Ки то равнақ диҳад бозори моро!
Агар дар сир бигардонӣ дили худ,
На душман бишнавад асрори моро!
Пас андар ишқ душманком гардам,
Ки душман мепарастад кори моро!
Агарчи душмани мо ҷон надорад,
Бисӯзон ҷони душмандори моро!
Агар гил бар сарастат, то нашӯйӣ,
Биёру бишкуфон гулзори моро!
Биё, ай Шамси Табрезии наййир,
Бад-он рух нур диҳ дидори моро!

## 24

Чу ӯ бошад дилу дилсӯз моро,
Чӣ бошад шаб, чӣ бошад рӯз моро?!
Ки хуршед ар фурӯ шуд, ар баромад,
Бас аст ин ҷони ҷонафрӯз моро!
Ту модармурдаро шеван маёмӯз,
Ки устод аст ишқомӯз моро!
Мадӯзон хирқаи моро, мадаррон,

Нашояд шайхи хирқадӯз моро!
Ҳама кас бар адӯ пирӯз хоҳад,
Ҷамоли он адӯ пирӯз моро!
Ҳама кас бахти ганҷандӯз хоҳад,
Валекин ишқи ранҷандӯз моро!

# 25

Амири ҳусн, хандон кун ҳашамро,
Вуҷуде бахш мар муште адамро!
Сиёҳӣ менамояд лашкари ғам,
Зафар диҳ шодии соҳибаламро!
Ба ҳусни худ ту шодиро бикун шод,
Ғаму андӯҳ диҳ андӯҳу ғамро!
Карамро шодмон кун аз ҷамолат,
Ки ҳусни ту диҳад сад ҷон карамро!
Ту корам з-он бари симин чу зар кун,
Ту лаълин кун рухи ҳамчун зарамро!
Дило, чун толиби бешии ишқӣ,
Ту кам андеш дар дил бешу камро!
Биниҳ он сар ба пеши Шамси Табрез,
Ки ӣмон аст саҷда он санамро!

# 26

Зи рӯйи туст ид осор моро,
Биё, ай иду идӣ ор моро!
Ту ҷони иду аз рӯйи ту, ҷоно,
Ҳазорон ид дар асрор моро!
Чу мо дар нестӣ сар даркашидем,
Нагирад ғуссаи дастор моро!
Чу мо дар хештан ағёр гаштем,
Нашояд ғуссаи ағёр моро!
Шуморо атласу шиъри хаёлӣ,
Хаёли хуби он дилдор моро!
Китоби макру айёрӣ шуморо,
Итоби дилбари айёр моро!
Шуморо симу зар бодо фаровон,
Ҷамоли Холиқи Ҷаббор моро!
Шуморо асби тозӣ бод беҳад,
Буроқи Аҳмади Мухтор моро!
Шуморо ид дар соле ду бор аст,
Дусад ид аст ҳар дам кор моро!
Агар олам ҳама ид асту ишрат,
Бирав, олам шуморо, ёр моро!
Биё, ай Иди Акбар – Шамси Табрез,
Ба дасти ину он магзор моро!
Чу хомӯшонаи ишқат қавӣ шуд,
Сухан кӯтоҳ шуд ин бор моро!

# 27

Аз дур бидида Шамси динро,
Фахри Табрезу рашки Чинро;
Он чашму чароғи осмонро,
Он зиндакунандаи заминро;

Ай гашта чунонуончунонтар,
Ҳар ҷон, ки бидида ӯ чунинро!
Гуфто, ки киро кушам ба зорӣ,
Гуфтам-ш, ки бандаи каминро!
Ин гуфтанӣ буду ногаҳоне
Аз ғайб кушод ӯ каминро.
Оташ дарзад ба ҳасти банда,
В-аз бех биканд кибру кинро.
Бе дилсияҳии лола з-он май
Сармаст бикард ёсаминро.
Дар домани ӯст айни мақсуд,
Бар мо бифишонд остинро.
Шоҳе, ки чу рух намуд маҳро,
Бар асби фалак ниҳод зинро.
Биншин кажу рост гӯ, ки набвад
Ҳамто шаҳи рӯҳи ростинро!
Валлаҳ, ки аз ӯ хабар набошад
Ҷабрили муқаддаси аминро!
Ҳоле чӣ занад, ба қол овард
Ӯ чархи баланди ҳафтуминро!
Ҷун чашм дигар дар ӯ кушодем,
Як ҷав нахарем мо яқинро.
Оваҳ, ки бикард бозгуна
Он давлати васл пӯстинро!
Ай мутриби ишқ, Шамси динам,
Ҷони ту, ки боз гӯ ҳаминро!
Чун менарасам ба дастбӯсаш,
Бар хок ҳамезанам ҷабинро!

# 28

Машкан дили марди муштариро,
Бигзор раҳи ситамгариро!
Раҳм ор, маҳо, ки дар шариъат
Қурбон накунанд лоғареро!
Махмури туам, ба дасти ман диҳ
Он ҷоми шароби гавҳариро!
Панде бидиҳу ба сулҳ овар
Он чашми хумори абҳариро!
Фармой ба ҳиндувони ҷоду,
К-аз ҳад набаранд соҳариро!
Дар шашдарае фитод ошиқ,
Бишкан дари ҳабси шашдариро!
Як лаҳза, муъиззи нома, пеш о,
Ҷамъ овар ҳалқаи париро!
Сар мениҳад ин хумор аз бун
Ҳар лаҳза шароби онсариро.
Сад ҷо чу қалам миён бибаста
Тунги шакари муъаскариро.
Ай ишқ, бародарона пеш о,
Бигзор саломи сарсариро!
Ай соқии рӯҳ, аз дари Ҳақ
Магзор ҳақи бародариро!
Ай кӯҳи замона, ҳин, равон кун
Ин киштии табъи лангариро!
Ай нойиби Мустафо, бигардон
Он соғари зафти кавсариро!
Пайғом зи нафхи сур дорад,

Бикшой лаби паямбариро!
Ай сурхсибоғати аламдор,
Бикшо пару боли ҷаъфариро!
Пурлола куну пур аз гули сурх
Ин саҳни рухи музаъфариро!
Испед намекунам дигар ман,
Даррез раҳиқи аҳмариро!

# 29

Дар миёни пардаи хун ишқро гулзорҳо,
Ошиқонро бо ҷамоли ишқи бечун корҳо!
Ақл гӯяд: «Шаш ҷиҳат ҳаддасту берун роҳ нест»,
Ишқ гӯяд: «Роҳ ҳасту рафтаам ман борҳо».
Ақл бозоре надиду тоҷирӣ оғоз кард,
Ишқ дида з-он суйи бозори ӯ бозорҳо!
Ай басо Мансур пинҳон з-иътимоди ҷони ишқ
Тарки минбарҳо бигуфта, бар шуда бар дорҳо!
Ошиқони дурдкашро дар даруна завқҳо,
Оқилони тирадилро дар дарун инкорҳо!
Ақл гӯяд: «По манин, к-андар фано ҷуз хор нест»,
Ишқ гӯяд ақлро, к-андар ту аст он хорҳо!
Ҳин, хамуш кун, хори ҳастиро зи пойи дил бикан,
То бибинӣ дар даруни хештан гулзорҳо!
Шамси Табрезӣ, туйӣ хуршед андар абри ҳарф,
Чун баромад офтобат, маҳв шуд гуфторҳо!

# 30

Соқиё, дар нӯш овар шираи анқудро,[5]
Дар сабӯҳ овар сабук мастони хоболудро!
Як ба як дар об афкан ҷумла тарру хушкро,
Андар оташ имтиҳон кун чӯброву удро!
Сӯйи шӯристон равон кун шохе аз оби ҳаёт,
Чун гули насрин бихандон хори ғамфарсудро!
Булбулонро маст гардон, мутрибонро шергир,
То ки дарсозанд бо ҳам нағмаи Довудро!
Бод паймо, бодпаймоёни худро об диҳ,
Кӯрии он ҳирси афзунҷӯйи кампаймудро!
Ҳам бизан бар софиён он дурди дардангезро,
Ҳам бихур бо сӯфиён полудаи бедурдро!
Май маёвар, з-он биёвар, ки май аз вай ҷӯш кард,
Он ки ҷӯшаш дар вуҷуд овард ҳар мавҷудро!
З-он майе, к-андар ҷабал андохт сад рақсулҷамал,
З-он майе, к-ӯ равшанӣ бахшад дили мардудро!
Ҳар сабоҳе ид дорем аз ту, хоса ин сабӯҳ,
К-аз карам бар май фишонӣ бодаи мавъудро!
Барфишон чандон, ки мо афшонда гардем аз вуҷуд,
То ки ҳар қосид биёбад дар фано мақсудро!
Ҳамчу обе дида дар худ офтобу моҳро,
Чун Аёзе дида дар худ ҳастии Маҳмудро!
Шамси Табрезӣ, барор аз чоҳи мағриб машриқе,
Ҳамчу субҳе, к-ӯ барорад ханҷари мағмудро.

---

[5] Хӯшаи ангур.

## 31

Бо чунин шамшери давлат ту забун монӣ чаро?!
Гавҳаре бошиву аз санге фурӯ монӣ чаро?!
Мекашад ҳар каргасе аҷзотро ҳар ҷонибе,
Чун на мурдорӣ ту, балки бози ҷононӣ, чаро?!
Дидаатро чун назар аз дидаи боқӣ расид.
Дидаат шармин шавад аз дидаи фонӣ чаро?!
Он ки ӯро кас ба нася-в накд настонад ба хок,
Инчунин бешӣ кунад бар накдаи конӣ чаро?!
Он сияҳҷоне, ки куфр аз ҷони талхаш нанг дошт,
Захр резад бар туву ту шаҳди ӣмонӣ, чаро?!
Ту чунин ларзони ӯ бошиву ӯ сояй ту аст,
Охир ӯ накшест ҷисмониву ту ҷонӣ чаро?!
Ӯ ҳама айби ту гирад, то бипӯшад айби худ,
Ту бар-ӯ аз ғайб ҷон резиву медонӣ, чаро?!
Чун дар ӯ ҳастӣ, бибинӣ, гӯйӣ он ман нестам,
Даъвии ӯ чун набинӣ, гӯйияш онӣ чаро?!
Хашми ёрон фаръ бошад, аслашон ишқи нав аст,
Аз барои хашми фаръӣ аслро ронӣ чаро?!
Шаҳ ба ҳақ чун Шамси Табрезист, сонӣ несташ,
Ноҳақеро асл гӯйӣ, шоҳро сонӣ чаро?!

## 32

Ай ҳавасҳои дилам, биё, биё, биё, биё,
Ай муроду ҳосилам, биё, биё, биё, биё!
Мушкилу шӯридаам чун зулфи ту, чун зулфи ту,
Ай кушоди мушкилам, биё, биё, биё, биё!
Аз раҳи манзил магӯ, дигар магӯ, дигар магӯ,
Ай ту роҳу манзилам, биё, биё, биё, биё!
Даррабудӣ аз замин як мушти гил, як мушти гил,
Дар миёни он гилам, биё, биё, биё, биё!
То зи некиву бадӣ ман воқифам, ман воқифам,
Аз ҷамолат ғофилам, биё, биё, биё, биё!
То насӯзад ақли ман дар ишқи ту, дар ишқи ту,
Ғофилам, не оқилам, биё, биё, биё, биё!

## 33

Ай ҳавасҳои дилам, боре биё, рӯе намо,
Ай муроду ҳосилам, боре биё, рӯе намо!
Мушкилу шӯридаам чун зулфи ту, чун зулфи ту,
Ай кушоди мушкилам, боре биё, рӯе намо!
Аз раҳу манзил магӯ, дигар магӯ, дигар магӯ,
Ай ту роҳи манзилам, боре биё, рӯе намо!
Даррабудӣ аз замин як мушти гил, як мушти гил,
Дар миёни он гилам, боре биё, рӯе намо!
То зи некиву бадӣ ман воқифам, ман воқифам,
Аз ҷамолат ғофилам, боре биё, рӯе намо!
То насӯзад ақли ман дар ишқи ту, дар ишқи ту,
Ғофилам, не оқилам, боре биё, рӯе намо!
Шаҳ Салоҳуддин, ки ту ҳам ҳозирӣ, ҳам ғойибӣ,
Ай аҷубай восилам, боре биё, рӯе намо!

## 34

Ту маро ҷону ҷаҳонӣ, чӣ кунам ҷону ҷаҳонро?!
Ту маро ганҷи равонӣ, чӣ кунам суду зиёнро?!
Нафасе ёри шаробам, нафасе ёри кабобам,
Чу дар ин даври харобам, чӣ кунам даври замонро?!
Зи ҳама халқ рамидам, зи ҳама боз раҳидам,
На ниҳонам, на падидам, чӣ кунам кавну маконро?!
Зи висоли ту хуморам, сари махлуқ надорам,
Чу туро сайду шикорам, чӣ кунам тиру камонро?!
Чу ман анадар таги ҷӯям, чӣ равам, об чӣ ҷӯям?!
Чӣ тавон гуфт, чӣ гӯям сифат ин ҷӯйи равонро?!
Чу ниҳодам сари ҳастӣ, чӣ кашам бори кухеро?!
Чу маро гург шубон шуд, чӣ кашам нози шубонро?
Чӣ хушӣ ишқ, чӣ мастӣ, чу қадаҳ бар кафи дастӣ,
Хунук он ҷо, ки нишастӣ, хунук он дидаи ҷонро!
Зи ту ҳар зарра ҷаҳоне, зи ту ҳар қатра чу ҷоне,
Чу зи ту ёфт нишоне, чӣ кунад ному нишонро?
Ҷиҳати гавҳари фойиқ ба таги баҳри ҳақойиқ,
Чу ба сар бояд рафтан, чӣ кунам пойи давонро!
Ба силоҳи аҳадӣ ту, раҳи моро бизадӣ ту,
Ҳама рахтам ситадӣ ту, чӣ диҳам боҷситонро?!
Зи шуъоъи маҳи тобон, зи хами турраи печон
Дили ман шуд сабук, ай ҷон, бидиҳ он ратли гаронро!
Манигар ранҷу балоро, бинигар ишқу валоро,
Манигар ҷавру ҷафоро, бинигар сад нигаронро!
Ғамро лутф лақаб кун, зи ғаму дард тараб кун,
Ҳам аз ин хуб талаб кун фараҳу амну амонро!
Биталаб амну амонро, бигузин гӯши гаронро,
Бишунав роҳдиҳонро, макушо роҳи даҳонро!

## 35

Биравед, ай ҳарифон, бикашед ёри моро,
Ба ман оваред охир санами гурезпоро!
Ба баҳонаҳои ширин, ба таронаҳои заррин
Бикашед сӯйи хона маҳи хуби хушлиқоро!
Вагар ӯ ба ваъда гӯяд, ки даме дигар биёям,
Ҳама ваъда макр бошад, бифиребад ӯ шуморо!
Дами сахт гарм дорад, ки ба ҷодуиву афсун
Бизанад гиреҳ бар об ӯву бибандад ӯ ҳаворо!
Ба муборакиву шодӣ чу нигори ман дарояд,
Бинишин, назора мекун ту аҷоиби Худоро!
Чу ҷамоли ӯ битобад, чӣ бувад ҷамоли хубон,
Ки рухи чу офтобаш бикушад чароғҳоро!
Бирав, ай дили сабукрав, ба Яман, ба дилбари ман,
Бирасон салому хидмат ту ақиқи бебаҳоро!

## 36

Агар он майе, ки хӯрдӣ, ба саҳар набуд гиро,
Биситон зи ман шаробе, ки қиёматаст, ҳаққо!
Чи тафарруҷу тамошо, ки расад зи ҷоми аввал,
Дувумаш, наъузубиллаҳ, чӣ кунам сифат савумро?!
Ғаму маслаҳат намонад, ҳамаро фуруд ронад,

Пас аз он Худой донад, ки куҷо кашад тамошо!
Ту асири бӯву рангӣ, ба мисоли нақши сангӣ,
Биҷаҳӣ чу оби чашма зи даруни санги хоро!
Бидиҳ он майи равоқӣ, ҳала, ай кариму соқӣ,
Чу чунон шавам, бигӯям сухани ту, бемуҳобо!
Қадаҳе гарон ба ман диҳ, ба ғуломи хештан диҳ,
Бинигар, ки аз хуморат нигарон шудам ба боло!
Нигарон шавам бад-он сӯ, ки ту кардаӣ маро хӯ,
Ки равона бод он ҷӯ, ки равона шуд зи дарё!

# 37

То ба шаб, ай орифи шириннаво,
Они мойӣ, они мойӣ, они мо!
То ба шаб имрӯз моро ишрат аст,
Ассало, ай покбозон, ассало!
Дархиром, ай ҷони ҷони ҳар самоъ,
Маҳлиқойӣ, маҳлиқойӣ, маҳлиқо!
Дар миёни шаккарон гулрез кун,
Марҳабо, ай кони шаккар, марҳабо!
Умрро набвад вафо, илло ту умр
Бовафойӣ, бовафойӣ, бовафо!
Бас ғарибӣ, бас ғарибӣ, бас ғариб,
Аз куҷойӣ, аз куҷойӣ, аз куҷо?!
Бо кӣ мебошиву ҳамроҳи ту кист?!
Бо Худойӣ, бо Худойӣ, бо Худо!
Ай гузиданақш, аз наққоши худ
Кай ҷудойӣ, кай ҷудойӣ, кай ҷудо!
Бо ҳама бегонайиву бо ғамаш
Ошнойӣ, ошнойӣ, ошно!
Ҷузв-ҷузви ту фиканда дар фалак
Раббанову Раббанову Раббано!
Дилшикаста, ҳин, чаройӣ, баршикан
Қалбҳову қалбҳову қалбҳо!
Охир, ай ҷон, аввали ҳар чизро
Мунтаҳойӣ, мунтаҳойӣ, мунтаҳо!
Юсуфо, дар чоҳ шоҳӣ ту, валек
Беливойӣ, беливойӣ, беливо!
Чоҳро чун Қасри Қайсар кардаӣ,
Кимиёӣ, кимиёӣ, кимиё!
Як вале кай хонамат, ки сад ҳазор
Авлиёӣ, авлиёӣ, авлиё!
Ҳашргоҳи ҳар ҳасинӣ, гар кунун
Карбалойӣ, Карбалойӣ, Карбало!
Машкро барбанд, ай ҷон, гарчи ту
Хуш сақойӣ, хуш сақойӣ, хуш сақо!

# 38

Гар ту удӣ, сӯйи ин миҷмар биё,
В-ар биронандат зи бом, аз дар биё!
Юсуфӣ, аз чоҳу зиндон чора нест,
Сӯйи захри қаҳр чун шаккар биё!
Гуфтамат: Аллоҳу Акбар расмӣ аст,
Гар ту они Акбарӣ, акбар биё!
Чун майи аҳмар сагон ҳам мехӯранд,
Гар ту шерӣ, чун майи аҳмар биё!

Зар чӣ ҷӯйӣ? Мисси худро зар бисоз,
Гар набошад зар, ту симинбар биё!
Ағниё хушку фақирон чашмтар,
Ошиқо, бе шакли хушку тар биё!
Гар сифатҳои фалакро маҳрамӣ,
Чун малак бе модаву бе нар биё!
В-ар сифоти дил гирифтӣ дар сафар,
Ҳамчу дил бепо биё, бесар биё!
Чун зи Шамсуддин ҷаҳон пурнур шуд,
Сӯйи Табрез о, дило, бар сар биё!

# 39

Омад баҳори ҷонҳо, ай шохи тар, ба рақс о,
Чун Юсуф андаромад, Мисру шакар ба рақс о!
Ай шоҳи ишқпарвар, монанди шири модар,
Ай шири ҷӯш дар рӯ, ҷони падар, ба рақс о!
Чавгони зулф дидӣ, чун гӯй даррасидӣ,
Аз пову сар буридӣ, бепову сар ба рақс о!
Аз ишқи тоҷдорон дар чархо чу борон,
Он ҷо қабо чӣ бошад?! Ай хушкамар, ба рақс о!
Дар даст ҷоми бода, омад бутам пиёда,
Гар нестӣ ту мода, з-он шоҳи нар ба рақс о!
Поёни ҷанг омад, овози чанг омад,
Юсуф зи чоҳ омад, ай беҳунар, ба рақс о!
То чанд ваъда бошад в-ин сар ба саҷда бошад,
Ҳиҷрам бибурда бошад?! Рангу асар, ба рақс о!
Кай бошад он замоне, гӯяд маро фалонӣ,
К-ай бехабар фано шав, ай бехабар, ба рақс о!
Товуси мо дарояд в-он рангҳо барояд,
Бо мурғи ҷон сарояд, беболу пар ба рақс о!
Кӯру карони олам дид аз Масеҳ марҳам,
Гуфта Масеҳи Марям, к-ай кӯру кар, ба рақс о!
Махдум Шамси дин аст, Табрез рашки Чин аст,
Андар баҳори ҳуснаш шоху шаҷар ба рақс о!

# 40

Бо он ки мерасонӣ он бодаи бақоро.
Бе ту намегуворад ин ҷоми бода моро!
Мутриб, қадаҳ раҳо кун, з-ин гуна нолаҳо кун,
Ҷоно, яке баҳо кун он ҷинси бебаҳоро!
Он ишқи силсилатро в-он офати дилатро,
Он чоҳи Бобилатро в-он кони сиҳрҳоро!
Боз ор бори дигар, то кори мо шавад зар,
Аз сар бигир, аз сар, он одати вафоро!
Деви шақосиришта, аз лутфи ту фаришта,
Туғрои ту набишта мар мулкати сафоро!
Дар нурат, ай гузида, ай бар фалак расида,
Ман дамбадам бидида анвори Мустафоро!
Чун баста гашт роҳе, шуд ҳосили ман оҳе,
Шуд кӯҳ ҳамчу коҳе аз ишқ каҳраборо!
Аз Шамси дини чун маҳ Табрез ҳаст огаҳ,
Бишнав дуъову гаҳ - гаҳ омин кун ин дуъоро!

# 41

Бедор кун тарабро, бар ман бизан ту х(в)адро,
Чашме чунин бигардон кӯрии чашми бадро!
Худро бизан ту бар маҳ, ин аст зинда кардан,
Бар мурда зан чу Исо афсуни муътамадро!
Ай рӯят аз қамар биҳ, он рӯбарӯйи ман ниҳ,
То банда дида бошад сад давлати абадро!
Дар воқиъа бидидам, к-аз қанди ту чашидам,
Бо он нишон, ки гуфтӣ, ин бӯса номзадро!
Ҷони фаришта будӣ, ё Раб, чӣ гашта будӣ,
К-аз чиҳра менамудӣ ламяттахаз валадро!
Чун дасти ту кашидам, сурат дигар надидам,
Беҳушие бидидам, гум карда мар хирадро!
Ҷоми чу нор дардиҳ, бераҳмвор дардиҳ,
То гум шавам, надонам худрову неку бадро!
Ин бор ҷом пур кун, лекин тамом пур кун,
То чашм сер гардад, як сӯ ниҳад ҳасадро!
Дардиҳ майе зи боло, дар ло Илоҳа илло,
То Рӯҳ Илоҳ бинад, вайрон кунад ҷасадро!
Аз қолаби намудаш рафт ойинай хирад хуш,
Чандон ки хоҳӣ, акнун мезан ту ин намадро!

# 42

Бишкан сабӯву кӯза, ай мири оби ҷонҳо,
То во шавад чу коса дар пеши ту даҳонҳо!
Бар гӣчҳои мо зан, ай гичии хирадҳо,
То вораҳад ба гичӣ ин ақл з-имтиҳонҳо!
Ноқуси тан шикастӣ, номуси ақл бишкан,
Магзор, к-он музаввар[6] пайдо кунад нишонҳо!
В-ар ҷодуйӣ намояд, бандад забони мардум,
Ту чун асои Мӯсо бикшо бар ӯ забонҳо!
Ошиқ хамӯш хуштар, дарё ба ҷӯш хуштар,
Чун ойинаст хуштар дар хомушӣ баёнҳо!

# 43

Чанд гурезӣ зи мо, чанд равӣ ҷобаҷо?!
Ҷони ту дар дасти мост ҳамчу гулӯйи асо!
Чанд бикардӣ тавоф гирди ҷаҳон аз газоф?!
З-ин рамайи пур зи лоф ҳеч ту дидӣ вафо?!
Рӯз ду-сеӣ заҳир, гирди ҷаҳон гашта гир,
Ҳамчу сагон мурда гир гурсунаву бенаво!
Мурдадилу мурдаҷӯ чун писари мурдашӯ,
Аз кафани мурдаест дар тани ту он қабо!
Зинда надидӣ, ки то мурда намояд туро,
Чанд кашӣ дар канор сурати гармобаро?!
Домани ту пурсафол, пеши ту он зарру мол,
Боварам он гаҳ кунӣ, кай аҷал орад фано?!
Гӯйӣ, ки зарри куҳан ман чӣ кунам, бахш кун,
Ман ба само меравам, нест дар он ҷо раво!
Ҷуғд найӣ, булбулӣ, аз чӣ дар ин манзилӣ?!
Боғу чаманро чӣ шуд, сабзаву сарву сабо?!

---

[6] Сохта, қалб.

## 44

Ай ҳама хубӣ туро, пас ту киройӣ, киро?!
Ай гули дар боғи мо, пас ту куҷойӣ куҷо?!
Савсан бо сад забон аз ту нишонам надод,
Гуфт: «Рав, аз ман маҷӯ ғайри дуъову сано!».
Аз кафи ту, ай қамар, боғи даҳон пуршакар,
В-аз кафи ту бехабар бо ҳама баргу наво!
Сарв агар сар кашид, дар қади ту кай расид?!
Наргис агар чашм дошт, ҳеч надид ӯ туро!
Мурғ агар хутба хонд, шох агар гул фишонд,
Сабза агар тӣз ронд, ҳеч надорад даво!
Шурби гул аз абр буд, шурби дил аз сабр буд.
Абр ҳарифи гиё, сабр ҳарифи зиё!
Ҳар тарафе сар зада мардуму деву дада,
Лек дар ин майкада пой надоранд, по!
Ҳар тарафеам биҷӯ, ҳар чи бихоҳӣ, бигӯ,
Раҳ набарӣ тори мӯ, то нанамоям ҳудо!
Гарм шавад рӯйи об аз табиши офтоб,
Боз ҳамаш офтоб баркашад андар уло!
Барбарадаш хурд-хурд, то ки надонӣ чи бурд,
Соф бидуздад зи дурд шаъшаъайи дилрабо!
З-ин сухани булъаҷаб бастам ман ҳар ду лаб,
Лек фалак ҷумла шаб мезанадат ассало!

## 45

Боз бунафша расид ҷониби савсан дуто,
Боз гули лаълпӯш мебидаронад қабо.
Боз расиданд шод з-он суви олам чу бод
Масту хиромону хуш сабзқабоёни мо!
Сарви аламдор рафт, сӯхт хазонро ба тафт
В-аз сари куҳ рух намуд лолайи ширинлиқо!
Сунбула бо ёсуман гуфт: «Саломун алайк»,
Гуфт: «Алайкассалом, дар чаман ой, ай фато!».
Ёфта маъруфийе ҳар тарафе сӯфийе,
Дастзанон чун чанор, рақскунон чун сабо!
Ғунча чу мастуриён карда рухи худ ниҳон,
Бод кашад чодараш, к-ай сара, рӯ баркушо!
Ёр дар ин кӯйи мо, об дар ин ҷӯйи мо,
Зинати нилуфарӣ, ташнаву зардӣ чаро?!
Рафт дайи рӯтуруш, кушта шуд он айшкуш,
Умри ту бодо дароз, ай сумани тезпо!
Наргис дар моҷаро чашмак зад сабзаро,
Сабза сухан фаҳм кард, гуфт, ки фармон туро!
Гуфт қаранфул ба бед: «Ман зи ту дорам умед»,
Гуфт: «Азабхонаам хилвати туст, ассало!».
Себ бигуфт: «Ай турунҷ, аз чӣ ту ранҷидайӣ?»,
Гуфт: «Ман аз чашми бад менашавам худнамо!».
Фохта бо куву ку омад, к-он ёр ку?!
Кардаш ишорат ба гул булбули шириннаво!
Ғайри баҳори ҷаҳон ҳаст баҳоре ниҳон,
Моҳруху хушдаҳон, бода бидиҳ, соқиё!
Ё қамаран толиъан фӣ зулумотиддуҷо,
Нуру масобиҳиҳи йағлибу шамсуззуҳо!
Чанд сухан монд, лек бегаҳу дер аст нек,

Ҳар чи ба шаб фавт шуд, орам фардо қазо!

# 46

Ман аз куҷову ғаму шодии ҷаҳон зи куҷо?!
Ман аз куҷо, ғами борону новадон зи куҷо?!
Чаро ба олами аслии хеш во наравем?!
Дил аз куҷову тамошои хокдон зи куҷо?!
Чу хар надораму харбанда нестам, ай ҷон,
Ман аз куҷо, ғами полону кӯдбон зи куҷо?!
Ҳазорсола гузаштӣ зи ақлу вахму гумон,
Ту аз куҷову фишороти бадгумон зи куҷо?!
Ту мурғи чорпарӣ, то бр осмон парӣ,
Ту аз куҷову раҳи бому нардбон зи куҷо?!
Касе турову ту касро ба буз намегирӣ,
Ту аз куҷову ҳаёҳои хар шубон зи куҷо?!
Ҳазор наъра зи болои осмон омад,
Ту тан заниву наҷӯйӣ, ки ин фиғон зи куҷо!
Чу одамӣ ба яке мор шуд бурун зи биҳишт,
Миёни каждуму морон туро амон зи куҷо?!
Дило, дило, ба сари ришта шав, масал бишунав,
Ки осмон зи куҷоясту ресмон зи куҷо!
Шароби хом биёру ба пухтагон дардиҳ,
Ман аз куҷо, ғами ҳар хоми қалтабон зи куҷо?!
Шаробхона дарову дар аз дарун дарбанд,
Ту аз куҷову баду неки мардумон зи куҷо?!
Тамаъ мадор, ки умри туро карон бошад,
Сифоти Ҳаққиву Ҳақро ҳаду карон зи куҷо?!
Аҷал қафас шиканад, мурғро наёзорад,
Аҷал куҷову пари мурғи ҷовидон зи куҷо?!
Хамӯш бош, ки гуфтӣ басеву кас нашунид,
Ки ин духул зи чӣ бом асту ин баён зи куҷо?!

# 47

Чу андарояд ёрам, чи хуш бувад, ба Худо,
Чу гирад ӯ ба канорам, чи хуш бувад, ба Худо!
Чу шер панҷа ниҳад бар шикастаоҳуи хеш,
Ки, ай азиз, шикорам чи хуш бувад, ба Худо!
Гурезпойи раҳашро кашон-кашон бибаранд
Бар осмони чаҳорум, чи хуш бувад, ба Худо!
Бад-он ду наргиси масташ азим махмурам,
Чу бишкананд хуморам, чи хуш бувад, ба Худо!
Чу ҷони зори балодида бо Худо гӯяд,
Ки ҷуз ту ҳеч надорам,чи хуш бувад, ба Худо!
Ҷавобаш ояд аз он сӯ, ки ман туро пас аз ин
Ба ҳеч кас нагузорам, чи хуш бувад, ба Худо!
Шаби висол биёяд, шабам чу рӯз шавад,
Ки рӯзу шаб нашуморам, чи хуш бувад, ба Худо!
Чу гул шукуфта шавам дар висоли гулрухи хеш,
Расад насими баҳорам, чи хуш бувад, ба Худо!
Биёбам он шакаристони бениҳоятро,
Ки бурд сабру қарорам, чи хуш бувад, ба Худо!
Амонате, ки ба нуҳ чарх дарнамегунҷад,
Ба мустаҳиқ бисупорам, чи хуш бувад, ба Худо!
Харобу маст шавам дар камоли бехешӣ,
На бидравам, на бикорам, чи хуш бувад, ба Худо!

Ба гуфт ҳеч наоям, чу пур бувад даҳанам,
Сари ҳадис нахорам, чи хуш бувад, ба Худо!

## 48

Биёр он, ки қаринро суви қарин кашадо,
Фариштаро зи фалак ҷониби замин кашадо!
Ба ҳар шабе чу Муҳаммад ба ҷониби миъроҷ
Буроқи ишқи абадро ба зери зин кашадо!
Ба пеши рӯҳ нишин, з-он ки ҳар нишаст туро
Ба хулқу хӯву сифатҳои ҳамнишин кашадо!
Шароби ишқи абадро, ки соқияш рӯҳ аст,
Нагираду накашад, в-ар кашад, чунин кашадо!
Бирав, бидузд зи парвона хӯйи ҷонбозӣ,
Ки он туро ба сӯйи нури шамъи дин кашадо!
Расид ваҳйи худойӣ, ки гӯш тез кунед,
Ки гӯши тез ба чашми Худойбин кашадо!
Хаёли дӯст туро муждаи висол диҳад,
Ки он хаёлу гумон ҷониби яқин кашадо!
Дар ин чаҳӣ ту чу Юсуф, хаёли дӯст расан,
Расан туро ба фалакҳои бартарин кашадо!
Ба рӯзи васл агар ақл монадат, гӯяд,
Нагуфтамат, ки чунон кун, ки он ба ин кашадо!
Биҷаҳ, биҷаҳ зи ҷаҳон ҳамчу оҳувон аз шер,
Гирифтамаш, ҳама кон аст, кон ба кин кашадо!
Ба ростӣ бирасад ҷон бар остони висол,
Агар кажӣ, ба ҳариру қазу кажин кашадо!
Бикаш ту хори ҷафоҳо, аз он ки хоркашӣ
Ба сабзаву гулу райҳону ёсамин кашадо!
Бинӯш лаънату дашноми душманон пайи дӯст,
Ки он ба лутфу саноҳову офарин кашадо!
Даҳон бибанду амин бош дар сухандорӣ,
Ки шаҳ калиди хазина бари амин кашадо!

## 49

Маро бидиду напурсид он нигор чаро?!
Туруш-туруш бигузашт аз дарича ёр чаро?!
Сабаб чӣ буд, чӣ кардам, ки бад намуд зи ман,
Ки хотираш бигирифтаст ин ғубор чаро?!
Зи бомдод чаро қасди хуни ошиқ кард?!
Чаро кашид чунин теғи Зулфиқор, чаро?!
Чу лаб ба ханда кушояд, кушода гардад дил,
Дар он лаб аст ҳамеша кушоди кор чаро?!
Миёни абруи худ чун гираҳ занад аз хашм,
Гираҳ-гираҳ шавад аз ғам дили фигор чаро?!
Ҷаҳон сияҳ шавад он дам, ки рӯ бигардонад,
На рӯз монаду не ақл барқарор чаро?!
Яке нафас, ки дили ёри мо зи мо бирамид,
Чаро рамид зи мо лутфи кирдгор, чаро?!
Магар, ки лутфи Худо ӯст, мо ғалат кардем,
Вагарна хубии ӯ гашт беканор чаро?!
Буруни сурат агар лутфи маҳз додӣ рӯй,
Паямбарон зи чӣ гаштанд пардадор, чаро?!

## 50

Муборакӣ, ки бувад дар ҳама арӯсиҳо,
Дар ин арӯсии мо бод, ай Худо, танҳо!
Муборакии шаби қадру моҳи рӯзаву ид,
Муборакии мулоқоти Одаму Ҳавво!
Муборакии мулоқоти Юсуфу Яъқуб,
Муборакии тамошои ҷаннатулмаъво!
Муборакии дигар, к-он ба гуфт дарн-ояд,
Нисори шодии авлоди шайху миҳтари мо!
Ба ҳамдамиву хушӣ ҳамчу шир боду асал,
Ба ихтилоту вафо ҳамчу шаккару ҳалво!
Муборакии таборак надиму соқӣ бод,
Бар он ки кард омин, бар он ки кард дуъо!

## 51

Ёри мо, дилдори мо, олами асрори мо,
Юсуфи дидори мо, равнақи бозори мо!
Бар дами имсоли мо ошиқ омад пори мо,
Муфлисонему туйӣ ганҷи мо, динори мо!
Коҳилонему туйӣ ҳаҷҷи мо, пайкори мо,
Хуфтагонему туйӣ давлати бедори мо!
Хастагонему туйӣ марҳами бемори мо,
Мо харобему туйӣ аз карам миъмори мо!
Дӯш гуфтам ишқро, ай шаҳи айёри мо,
Сар макаш, мункир машав, бурдайӣ дастори мо!
Пас ҷавобам дод ӯ, к-аз ту аст ин кори мо,
Ҳар чи гӯйӣ, во диҳад чун садо кӯҳсори мо!
Гуфтамаш: "Худ мо куҳем, ин садо гуфтори мо,
З-он ки кӯҳро ихтиёр набвад, ай мухтори мо!"
Гуфт: "Бишнав аввалан шаммае з-асрори мо,
Ҳар сутури лоғаре кай кашонад бори мо?!"
Гуфтамаш: "Аз мо бибар заҳмати ахбори мо,
Булбулӣ, мастӣ бикун ҳам зи бӯтемори мо!
Ҳастии ту фахри мо, ҳастии мо ори мо,
Аҳмаду Сиддиқ бин дар дили чун ғори мо!
Менанӯшад ҳар майе масти дурдихори мо,
Хур зи дасти шаҳ хурад мурғи хушминқори мо!
Чун бихусбад дар лаҳад қолаби мурдори мо,
Раста гардад з-ин қафас тӯтии тайёри мо!
Худ шиносад ҷойи худ мурғи зӣраксори мо,
Баъди мо пайдо кунӣ дар замин осори мо!
Гар ба бустон бе туем, хор шуд гулзори мо,
Вар ба зиндон бо туем, гул бирӯяд хори мо!
Гар дар оташ бо туем, нур гардад нори мо
В-ар ба ҷаннат бе туем, нор шуд анвори мо!
Аз ту шуд бози сапед зоғи мову сори мо,
Бас куну дигар магӯ, к-ин бувад гуфтори мо!

## 52

Ҳала, ай киё, нафасе биё,
Дари айшро сара баркушо!
Ин фалон чи шуд, он фалон чи шуд,
Набувад маро сари моҷаро!
Наҳилад касе сари зулфи ӯ,
Нараҳад диле зи чунин лиқо!
Накунад касе зи хушӣ сафар,

Наравад касе зи чунин саро!
Биҳил ин ҳама, бидиҳ он қадаҳ,
Ки шунидаам карами шумо!
Қадаҳе, ки он пури дил шавад,
Бипарад дилам ба суйи само!
Хамуш, ин нафас дами дил мазан,
Ки фидои ту дилу ҷони мо!

# 53

Кароне надорад биёбони мо,
Қароре надорад дилу ҷони мо!
Ҷаҳон дар ҷаҳон нақшу сурат гирифт,
Кадом аст аз ин нақшҳо они мо?!
Чу дар раҳ бибинӣ бурида саре,
Ки ғалтон равад сӯйи майдони мо,
Аз ӯ пурс, аз ӯ пурс асрори мо,
К-аз ӯ бишнавӣ сирри пинҳони мо!
Чи будӣ, ки як гӯш пайдо шудӣ
Ҳарифи забонҳои мурғони мо?!
Чи будӣ, ки як мурғ паррон шудӣ,
Бар ӯ тавқи сирри Сулаймони мо?!
Чи гӯям, чи донам, ки ин достон
Фузун аст аз ҳадду имкони мо!
Чи гуна занам дам, ки ҳар дам ба дам
Парешонтар аст ин парешони мо!
Чи кабкону бозон, ситон[7] мепаранд
Миёни ҳавои куҳистони мо!
Миёни ҳавое, ки ҳафтум ҳавост,
Ки бар авҷи он аст айвони мо!
Аз ин достон бигзар, аз ман мапурс,
Ки ҳар дам шикастаст дастони мо!
Салоҳулҳаққу дин намояд туро
Ҷамоли шаҳаншоҳу султони мо!

# 54

Ту ҷону ҷаҳонӣ, каримо, маро,
Чи ҷону ҷаҳон?! Аз куҷо то куҷо?!
Ки ҷон худ чи бошад бари ошиқон,
Ҷаҳон худ чи бошад бари авлиё?!
На бар пушти говест ҷумла замин,
Ки дар марғзори ту дорад чаро!
Дар он корвонӣ, ки кулли замин
Яке говбор асту ту раҳнамо!
Дар анбори фазли ту бас донаҳост,
Ки он нашканад зери ҳафт осиё!
Ту дар чашми наққошу пинҳон зи чашм,
Зиҳӣ чашмбанду зиҳӣ симиё![8]
Туро оламе ғайри ҳаҷдаҳ ҳазор,
Зиҳӣ кимиёву зиҳӣ кибриё!
Яке байти дигар бар ин қофия

[7] Рӯболо хобида.

[8] Як навъи илми хуфя, ки иродаи инсонро заъиф созад.

Бигӯям, басе вом дорам туро,
Ки магзорад ин вомро ҷуз фақир,
Ки фақр аст дарёи дурру вафо!
Ғанӣ аз бахилӣ ғанӣ мондааст,
Фақир аз саховат, фақир аз сахо!

# 55

Сад дуҳул мезананд дар дили мо,
Бонги он бишнавем мо фардо!
Пунбадаргӯшу мӯйдарчашм аст
Ғами фардову васвасай савдо!
Оташи ишқ зан дар ин пунба
Ҳамчу Ҳаллоҷу ҳамчу аҳли сафо!
Оташу пунбаро чӣ медорӣ?!
Ин ду зиддандy зид накард бақо!
Чун мулоқоти ишқ наздик аст,
Хушлиқо шав барои рӯзи лиқо!
Марги мо шодиву мулоқот аст,
Гар туро мотам аст, рав з-ин ҷо!
Чунки зиндони мост ин дунё,
Айш бошад хароби зиндонҳо!
Он ки зиндони ӯ чунин хуш буд,
Чун бувад маҷлиси ҷаҳоноро?!
Ту вафоро маҷӯ дар ин зиндон,
Ки дар ин ҷо вафо накард вафо!

# 56

Гӯши ман мунтазир паёми туро,
Ҷон ба ҷон ҷуста як саломи туро!
Дар дилам хуни шавқ меҷӯшад,
Мунтазир бӯйи ҷӯши ҷоми туро!
Ай зи шириниву диловезӣ
Дона ҳоҷат набуда доми туро!
Карда шоҳон нисори тоҷу камар
Мар қабои камин ғуломи туро!
З-аввали ишқ ман гумон бурдам,
Ки тасаввур кунам хитоми туро!
Силсилам кун, ба пойи уштур банд,
Ман тамаъ кай кунам ситоми[9] туро?!
Он ки шире зи лутфи ту хӯрдаст,
Марг бинад, яқин, фитоми[10] туро!
Бар ҳақи он забони кошифи ғайб,
Ки ба гӯшам расон паёми туро!
Ба ҳақи он саройи давлатбахш,
Бинамоям зи дур боми туро!
Гар сар аз саҷдаи ту суд кунад,
Чи зиён аст лутфи оми туро?!
Шамси Табрез, ин дилошуфта
Бар ҷигар бастааст номи туро!

---

[9] Зину лаҷом.

[10] Аз шири модар ҷудо кардани кӯдак.

# 57

Дар бари мо шудаст дилбари мо,
Гули мо беҳад асту шаккари мо!
Мо ҳамеша миёни гулшакарем,
З - он дили мо қавист дар бари мо!
Зуҳра дорад ҳаводиси табъӣ,
Ки бигардад ба гирди лашкари мо!
Мо ба пар мепарем сӯйи фалак,
З - он ки аршист асли ҷавҳари мо!
Сокинони фалак бухур кунанд
Аз сифоти хуши муъанбари мо!
Ҳама насрину арғавону гул аст
Бар замини шоҳроҳи кишвари мо!
На бихандад, на бишкуфад олам
Бе насими дами мунаввари мо!
Зарраҳои ҳаво пазирад рӯҳ
Аз дами ишқи рӯҳпарвари мо!
Гӯшҳо гаштаанд маҳрами ғайб
Аз забону дили суханвари мо!
Шамси Табрез абрсӯз шудаст,
Сояаш кам мабод аз сари мо!

# 58

Чанд ниҳон дорӣ он хандаро,
Он маҳи тобондаи фархундаро?!
Банда кунад рӯйи ту сад шоҳро,
Шоҳ кунад хандаи ту бандаро!
Ханда биёмӯз гули сурхро,
Ҷилва кун он давлати пояндаро!
Баста бад - он аст дари осмон,
То бикушад чун ту кушояндаро!
Дидайӣ қаттори шутурҳои маст!?
Мунтазиронанд кашонандаро!
Зулф барафшону дар он ҳалқа каш
Ҳалқи дусад ҳалқарабояндаро!
Рӯзи висол асту санам ҳозир аст,
Ҳеч мапо муддати ояндаро!
Ошиқи захма-ст дафи сахтрӯ,
Майли лаб аст он найи нолондаро!
Бар рухи даф чанд тапонча бизан,
Дам диҳ он нойи сиголандаро!
В - ар ба тамаъ нола барорад рубоб,
Хуш бикушо он кафи бахшандаро!
Айб макун, гар ғазал абтар бимонд,
Нест вафо хотири паррандаро!

# 59

Бода диҳ он ёри қадаҳбораро,
Ёри турушрӯйи шакарпораро!
Мангар он сӯй, бад - ин сӯ кушо
Ғамзаи ғаммозаи хунхораро!
Дасти ту мемолад бечоравор,

Ниҳ ба кафаш чораи бечораро!
Хираву саргаштаву бекор кун
Ин хиради пири ҳамакораро!
Тифли дурӯза чу зи ту бӯ барад,
Мекашад ӯ сӯйи ту гаҳвораро!
Тарк кунад дояву сад ширро,
Ай бадали равған кунҷораро!
Хуб калидӣ дари барбастаро,
Хуб камандӣ дили овораро!
Кори ту ин бошад, ай офтоб,
Нур фиристӣ маҳу истораро!
Мунтазираш бошу чу маҳ нур гир,
Тарк кун ин ганғалу наззораро!
Раҳмати ту муҳра диҳад морро,
Хона диҳад ақраби ҷарроpаро!
Ёд диҳад кори фаромӯшро,
Бод диҳад хотири сайёраро!
Ҳар бути сангин зи дамаш зинда шуд,
То чи дам аст он бути саххораро?!
Хомуш кун, гуфт аз ин олам аст,
Тарк кун ин олами ғаддораро!

# 60

Хез, сабӯҳӣ куну дардиҳ сало,
Хез, ки субҳ омаду вақти дуъо!
Кӯза пур аз май куну дар коса рез,
Хез, мазан хунбаку хум баркушо!
Давр бигардону маро диҳ нахуст,
Ҷони маро тоза кун, ай ҷонфазо!
Хез, ки аз ҳар тарафе бонги чанг
Дар фалак андохт нидову садо!
Тантани тантан шунаву тан мазан,
Вақти ту хуш, ай қамари хушлиқо!
Дар сарам афкан майу побанд кун,
То наравам беҳуда аз ҷо ба ҷо!
З-он кафи дарёсифати дурнисор
Об дарандоз чу киштӣ маро!
Пораи чӯбе будаму аз кафат
Гаштаам, ай Мӯсии ҷон, аждаҳо!
Озари вақтам, ба дамат, ай Масеҳ,
Ҳашр шудам аз таги гӯри фано!
Ё чу дарахтам, ки ба амри расул
Бехкашон омадам андар фало!
Ҳам ту бидиҳ, ҳам ту бигӯ з-ин сипас
Ай даҳану каффи ту ганҷи бақо!
Хусрави Табрез туйӣ, Шамси дин,
Сарвари шоҳони ҷаҳони уло![11]

# 61

Дод диҳӣ соғару паймонаро,
Моя диҳӣ маҷлису майхонаро!
Маст кунӣ наргиси махмурро,

[11] Боло, осмонӣ, бузург.

Пеш кашӣ он бути дурдонаро!
Ҷуз зи худовандии ту кай расад
Сабру қарор ин дили девонаро?!
Теғ баровар, ҳала, ай офтоб,
Нур диҳ ин гӯшаи вайронаро!
Қоф туйӣ маскани Симурғро,
Шамъ туйӣ ҷони чу парвонаро!
Чашмаи ҳайвон бикушо ҳар тараф,
Нақд кун он қиссаву афсонаро!
Маст кун, ай соқиву дар кор каш
Ин бадани кофари бегонаро!
Гар накунад ром чунин девро,
Пас, чи шуд он соғари мардонаро?!
Ними дилеро ба чи орад, ки ӯ
Паст кунад сад дили фарзонаро?!
Аз пагаҳ имрӯз чи хуш маҷлисест
Он санами фитнаву фаттонаро!
Бишканад он чашми ту сад аҳдр,
Маст кунад зулфи ту сад шонаро!
Як нафасе бом баро, ай санам,
Рақс дарор устуни ҳаннонаро!
Шарҳи фатаҳнову ишороти он,
Қуфл бигӯяд сири дандонаро!
Шоҳ бигӯяд, шунавад пеши ман,
Тарк кунам гуфти ғуломонаро!

# 62

Гар бинахусбӣ шабе, ай маҳлиқо,
Рӯ ба ту бинмояд ганҷи бақо!
Гарм шавӣ шаб ту ба хуршеди ғайб,
Чашми туро боз кунад тӯтиё!
Имшаб истеза куну сар маниҳ,
То ки бибинӣ зи саъодат ато!
Ҷилвагаҳи ҷумла бутон дар шаб аст,
Нашнавад он кас, ки бихуфт, ассало!
Мӯсии Имрон на ба шаб дид нур?!
Сӯйи дарахте, ки бигуфташ: "Биё!".
Рафт ба шаб беш зи даҳсола роҳ,
Дид дарахте ҳама ғарқи зиё.
Не, ки ба шаб Аҳмад миъроҷ рафт,
Бурд Буроқеш ба сӯйи само!
Рӯз пайи касбу шаб аз баҳри ишқ,
Чашми баде то ки набинад туро!
Халқ бихуфтанд, вале ошиқон
Ҷумлаи шаб қиссакунон бо Худо!
Гуфт ба Довуд Худои карим:
«Ҳар ки кунад даъвии савдои мо,
Чун ҳама шаб хуфт, бувад он дурӯғ,
Хоб куҷо ояд мар ишқро?!
З-он ки бувад ошиқ хилватталаб,
То ғами дил гӯяд бо дилрабо!
Ташна нахусбид магар андаке,
Ташна куҷо, хоби гарон аз куҷо?!
Чунки нахусбид, ба хоб об дид
Ё лаби ҷӯ, ё ки сабӯ, ё сақо!.
Ҷумлаи шаб мерасад аз Ҳақ хитоб:
«Хез, ғанимат шумар, ай бенаво!

Варна пас аз марг ту ҳасрат хурӣ,
Чунки шавад ҷони ту аз тан ҷудо!
Ҷуфт бибурданду замин монд хом,
Ҳеч надорад ҷази хору гиё!
Ман шудам аз дасти ту, боқӣ бихон,
Маст шудам, сар нашиносам зи по!
Шамси ҳақи мафхари табрезиён,
Бастам лабро, ту биё, баркушо!

# 63

Чархи фалак бо ҳама кору киё
Гирди фалак гардад чун осиё!
Гирди чунин Каъба кун, ай ҷон, тавоф,
Гирди чунин мойида гард, ай гадо!
Бар масали гӯй ба майдон-ш гард,
Чунки шудӣ сархуши бедасту по!
Аспу рухатрост бар ин шаҳ тавоф,
Гарчи бар ин натъ равӣ ҷо ба ҷо!
Хотами шоҳӣ - т дар ангушт кард,
То ки шавӣ ҳокиму фармонраво!
Ҳар ки ба гирди дил орад тавоф,
Ҷони ҷаҳоне шаваду дилрабо!
Ҳамраҳи парвона шавад дилшуда,
Гардад бар гирди сари шамъҳо!
З - он ки танаш хокиву дил оташист,
Майл суйи ҷинс бувад ҷинсро!
Гирди фалак гардад ҳар ахтаре,
З - он ки бувад ҷинси сафо бо сафо!
Гирди фано гардад ҷони фақир
Бар масали оҳану оҳанрабо!
З - он ки вуҷуд аст фано пеши ӯ,
Шуста назар аз ҳавалу аз хато!
Маст ҳаме кард вузӯ аз кумиз,
К - аз ҳадасам бозраҳон, Раббано!
Гуфт: "Нахустин ту ҳадасро бидон,
Кажмажу мақлуб набояд дуъо!
З - он ки калид асту чу каж шуд калид,
Во шудани қулф наёбӣ ато!"
Хомуш кардам, ҳамагон барҷаҳид,
Қомати чун сарви бутам зад сало!
Хусрави Табрез, шаҳам Шамси дин

Бастам лабро, ту биё, баркушо!

## 64

Пеш каш он шоҳи шаккархонаро,
Он гуҳари равшани дурдонаро!
Он шаҳи фаррухрухи бемислро,
Он маҳи дарёдили ҷононаро!
Рӯҳ диҳад мурдаи пӯсидаро,
Миҳр диҳад синаи бегонаро!
Домани ҳар хор пур аз гул кунад,
Ақл диҳад каллаи девонаро!
Дар хиради тифли дурӯза ниҳад,
Он чи набошад дили фарзонаро!
Тифли кӣ бошад, ту магар мункирӣ
Арбадаи устуни ҳаннонаро?
Маст шавиву шаҳи мастон шавӣ,
Чунки бигардонад паймонаро!
Бехудаму масту пароканда maғз,
Варна накӯ гӯям афсонаро!
Бо ҳама, бишнав, ки бибояд шунуд
Қиссаи ширини ғарибонаро!
Бишканад он рӯй дили моҳро,
Бишканад он зулф дусад шонаро!
Қиссаи он чашм кӣ ёрад гузорд?!
Соҳири соҳиркуши фаттонаро?!
Бинад чашмаш, ки чӣ хоҳад шудан
То абаду бинад пешонаро!
Роз магӯ, рав, аҷамӣ соз хеш,
Ёд кун он хоҷаи улёнаро!

## 65

Ай ёр, маҳил моро, бе ёр махусб имшаб,
Зинҳор махур бо мо, зинҳор махусб имшаб!
Имшаб зи худ афзунем, дар ишқ дигаргунем,
Ин бор, бибин, чунем, ин бор махусб имшаб!
Ай тавқи ҳавои ту андар ҳама гарданҳо,
Моро ҳама шаб танҳо магзор, махусб имшаб!
Сайдем ба шасти ғам, шӯридаву масти ғам,
Моро ту ба дасти ғам маспор, махусб имшаб!
Ай сарв гулистонро в-ай моҳ шабистонро,
Ин моҳпарастонро м-озор, махусб имшаб!

## 66

Ай хоб, ба ҷони ту, заҳмат бибарӣ имшаб,
Аз баҳри Худо, з-ин ҷо андар гузарӣ имшаб!
Ҳар ҷо, ки бипаррӣ ту, вайрон шавад он маҷлис,
Ай хоб, дар ин маҷлис то дарнапарӣ имшаб!
Имшаб ба ҷамоли ӯ парварда шавад дида,
Ай чашм, зи бехобӣ то ғам нах(в)арӣ имшаб!
Валлайли изо йағшо, ай хоб, бирав, ҳошо,
То аз дили бедорон сад нахфа барӣ имшаб!
Гар халқ ҳама хуфтанд, ай дил, ту, биҳамдуллаҳ,
Гар дӯш намехуфтӣ, имшаб бипарӣ, имшаб!

Бо моҳ, ки ҳамхӯйем, то рӯз сухан гӯем,
К-ай мӯниси муштоқон, соҳибназарӣ имшаб!
Шуд моҳ гувоҳи ман, истора силоҳи ман,
В-аз новаки истора, ай маҳ, сипарӣ имшаб!

# 67

З-он шоҳиди шаккарлаб, з-он соқии хушмазҳаб
Ҷон маст шуду қолаб, ай дӯст, махусб имшаб!
З-он нури ҳама олам ҳар шева ҳаменолам,
То бишнавад аҳволам, ай дӯст, махусб имшаб!
Гоҳе ба парешонӣ, гоҳе ба пушаймонӣ
З-ин айш ҳамемонӣ, ай дӯст, махусб имшаб!
Як рӯз ту гар хорӣ, як рӯз ту мурдорӣ,
Аз мо чи хабар дорӣ? Ай дӯст, махусб имшаб!
Берун шав аз ин ҳар ду, бегона шав, ай марду,
Қум қад заҳикалварду, ай дӯст, махусб имшаб!
Аз ҳаҷри ту парҳезам, дар ишқи ту бархезам,
Шамсулҳақи Табрезам, ай дӯст, махусб имшаб!

# 68

Миҳмони туам, ай ҷон, зинҳор махусб имшаб,
Ай ҷону дили миҳмон, зинҳор махусб имшаб!
Рӯйи ту чу бадр омад, имшаб шаби қадр омад,
Ай шоҳи ҳама хубон, зинҳор махусб имшаб!
Ай сарви дусад бустон, ороми дили мастон,
Бурдӣ дилу ҷон бистон, зинҳор махусб имшаб!
Ай боғи хуши хандон, бе ту ду ҷаҳон зиндон,
Онӣ туву садчандон, зинҳор махусб имшаб!

# 69

Бурида шуд аз ин ҷӯйи ҷаҳон[12] об,
Баҳоро, бозгарду ворасон об!
Аз он обе, ки чашмай Хизру Илёс
Надидасту набошад ончунон об!
Зиҳӣ сарчашмае, к- аз фарри ҷӯшаш
Бичӯшад ҳар даме аз айни ҷон об!
Чу бошад обҳо, нонҳо бирӯянд,
Вале ҳаргиз наруст, ай ҷон, зи нон о!
Барои луқмае нон чун гадоён
Марез аз рӯйи факр, ай меҳмон, об!
Саросар ҷумла олам ним луқма - ст,
Зи ҳирси ним луқма шуд ниҳон об!
Замину осмон далву сабӯянд,
Бурун аст аз замину осмон об!
Ту ҳам берун шав аз чарху замин зуд,
Ки то бинӣ равон аз ломакон об!
Раҳад моҳии ҷони ту аз ин ҳавз,
Биёшомад зи баҳри бекарон об!
Дар он баҳре, ки хизронанд моҳӣ,
Дар ӯ ҷовид моҳӣ, ҷовидон об!

---

[12] Ҷаҳанда, ҷорӣ, равон.

Аз он дидор омад нури дида,
Аз он бом аст андар новадон об!
Аз он боғ аст ин гулҳои рухсор,
Аз он дӯлоб ёбад гулситон об!
Аз он нахл аст хурмоҳои Марям,
На з -асбоб асту з -ин абвоб он об!
Равони ҷонат он гаҳ шод гардад,
К - аз ин ҷо сӯйи ту ояд равон об!
Мазан чӯбак дигар чун посбонон,
Ки ҳаст ин моҳиёнро посбон об!

# 70

Ало, ай рӯйи ту сад моҳу маҳтоб,
Магӯ "Шаб гашту бегаҳ гашт, биштоб!"
Маро дар соят, ай Каъбаи ҷон,
Ба ҳар масҷид зи хуршед аст миҳроб!
Ғалат гуфтам, ки андар масҷиди мо
Буруни дар бувад хуршед баввоб![13]
Аз ин ҳафт осиё мо нон наҷӯйем,
Нанӯшем об мо з - ин сабз дӯлоб!
Мусаббиб ӯст асбоби ҷаҳонро,
Чи бошад тору пуди лофи асбоб?!
Зи мастӣ дар ҳазорон чаҳ фитодем,
Бурунмон мекашад ишқаш ба қуллоб![14]
Чи равнақ дорад аз ту маҷлиси ҷон?!
Зиҳӣ чашму чароғу ҷони асҳоб!
Бихандад боғи дил з-он сарви муқбил,
Биҷӯшад хуни мо з-ин шохи унноб![15]
Футӯҳ андар футӯҳ андар футӯҳӣ,
Туйи мифтоҳу хақ фаттоҳи абвоб!
Зи нафтандози ишқи оташинат
Замину осмон ларзон чу симоб!
Бари мастонаш ояд май ба даъво,
Халақ гардад, биронандаш ба мизроб!
Хамуш кун, хатм кун, ай дил, чу дидӣ
Ки он хубӣ намегунҷад дар алқоб![16]

# 71

Махусб, ай ёри миҳмондор, имшаб,
Ки ту рӯҳиву мо бемор имшаб!
Бурун кун хобро аз чашми асрор,
Ки то пайдо шавад асрор имшаб!
Агар ту Муштарийӣ, гирди маҳ гард,
Ба гирди гунбади даввор имшаб!
Шикори Насри Тойирро ба гардун
Чу ҷони Ҷафъари Тайёр имшаб!

---

[13] Дарбон, ҳоҷиб.

[14] Чангак, шасти моҳигирӣ.

[15] Меваи сурхи челон.

[16] Тавсифу таъриф.

Туро Ҳақ дод сайқал, то зудойӣ
Зи ҳаҷри азрақи зангор имша!
Биҳамдуллаҳ, ки халқон ҷумла хуфтанд
Ва ман бо Холиқам бар кор имшаб!
Зиҳӣ карру фару иқболи бедор,
Ки Ҳақ бедору мо бедор имшаб!
Агар чашмам бихусбад то саҳаргоҳ,
Зи чашми худ шавам безор имшаб!
Агар бозор холӣ шуд, ту бингар
Ба Роҳи Каҳкашон бозор имшаб!
Шаби мо рӯзи он исторагон аст,
Ки дартобид дар дидор имшаб!
Асад бар Савр-бар тозад ба ҳамла,
Аторуд барниҳад дастор имшаб!
Зуҳал пинҳон бикорад тухми фитна,
Бирезад Муштарӣ динор имшаб!
Хамуш кардам, забон бастам, валекин
Манам гӯёи бегуфтор имшаб!

# 72

Ай дар ғами ту ба сӯзу ёраб
Бигрӣста осмон ҳама шаб!
Гар чарх бигиряду бихандад,
Он ҷазбаи хок бошад ағлаб!
Азбаски бирехт ашк бар хок,
Шуд хок зи ашки ӯ мутайяб![17]
Аз гиряи осмон даромад
Сад боғ ба хандаи музаҳҳаб![18]
Ман будаму чарх дӯш гирён,
Ӯрову маро якест мазҳаб!
Аз гиряи осмон чӣ рӯяд?!
Гулҳову бунафшаи мураттаб!
В - аз гиряи ошиқон чӣ рӯяд?!
Сад миҳр даруни он шакарлаб!
Он чашм ба гиря мефишорад,
То бифшорад нигор ғабғаб!
Ин гиряи абру хандаи хок
Аз баҳри ману ту шуд мураккаб!
В - ин гиряи мову хандаи мо
Аз баҳри натиҷа шуд мураттаб!
Хомӯш куну назора мекун
Андар талаби ҷаҳону матлаб!

# 73

Оҳ аз ин зиштон, ки маҳрӯ менамоянд аз ниқоб,
Аз дарунсӯ коҳтобу аз бурунсӯ моҳтоб!
Чанги Даҷҷол аз даруну ранги абдол аз бурун,
Доми дуздон дар замиру рамзи шоҳон дар хитоб!
Ошиқи чодар мабошу хар марон дар обу гил,
То намонӣ з-обу гил монанди хар андар халоб!

---

[17] Атрбез, хушбӯ.

[18] Пуртароват, тару тоза.

Чун ба саг нон афканӣ, саг бӯ кунад, он гаҳ хурад,
Саг найӣ, шерӣ, чӣ бошад баҳри нон чандин шитоб?!
Дар ҳар он мурдор бинӣ рангаке, гӯйӣ, ки ҷон,
Ҷон куҷо, ранг аз куҷо, ҷонро биҷӯ, ҷонро биёб!
Ту суолу ҳоҷатӣ, дилбар ҷавоби ҳар суол,
Чун ҷавоб ояд, фано гардад суол андар ҷавоб!
Аз хитобаш ҳаст гаштӣ чун шароб аз саъйи об
В - аз шаробаш нест гаштӣ ҳамчу об андар шароб!
Ӯ зи нозиш сар кашида ҳамчу оташ дар фурӯғ,
Ту зи хиҷлат сар фиканда чун хато пеши савоб!
Гар хазони ғоратӣ мар боғро бебарг кард,
Адли султони баҳор омад барои фатҳи боб!
Баргҳо чун номаҳо, бар вай навишта хатти сабз,
Шарҳи он хатҳо биҷӯ аз индаҳу уммулкитоб!

# 74

Ку ҳама лутф, ки дар рӯйи ту дидам ҳама шаб?!
В-он ҳадиси чу шакар аз ту шунидам ҳама шаб?!
Гарчи аз шамъи ту месӯхт чу парвона дилам,
Гирди шамъи рухи хуби ту паридам ҳама шаб!
Шаб ба пеши рухи чун моҳи ту чодар мебаст,
Ман чу маҳ чодари шаб мебидаридам ҳама шаб!
Ҷон зи завқи ту чу гурба лаби худ мелесид,
Ман чу тифлон сари ангушт газидам ҳама шаб!
Сина чун хонаи занбӯр пур аз машғала буд,
К-аз ту, ай кони асал, шаҳд кашидам ҳама шаб!
Доми шаб омаду ҷонҳои халойиқ бирабуд,
Чун дили мурғ дар он дом тапидам ҳама шаб!
Он ки ҷонҳо чу кабӯтар ҳама дар ҳукми ваянд,
Андар он дом мар ӯро талабидам ҳама шаб!

# 75

Дар ҳавоят беқарорам рӯзу шаб,
Сар зи поят барнадорам рӯзу шаб!
Рӯзу шабро ҳамчу худ Маҷнун кунам,
Рӯзу шабро кай гузорам рӯзу шаб?!
Ҷону дил аз ошиқон мехостанд,
Ҷону дилро месупорам рӯзу шаб!
То наёбам, он чи дар мағзи ман аст,
Як замоне сар нахорам рӯзу шаб!
То ки ишқат мутрибӣ оғоз кард,
Гоҳ чангам, гоҳ торам рӯзу шаб!
Мезанӣ ту захмаву бармеравад
То ба гардун зеру зорам рӯзу шаб!
Соқийӣ, кардӣ башарро чилсабӯҳ,
З-он хамир андар хуморам рӯзу шаб!
Ай миҳори ошиқон дар дасти ту,
Дар миёни ин қаторам рӯзу шаб!
Мекашам мастона борат бехабар,
Ҳамчу уштур зери борам рӯзу шаб!
То бинакшойӣ ба қандат рӯзаам,
То қиёмат рӯза дорам рӯзу шаб!
Чун зи хони фазл рӯза бишканам,
Ид бошад рӯзгорам рӯзу шаб!
Ҷони рӯзу ҷони шаб, ай ҷони ту,

Интизорам, интизорам рӯзу шаб!
То ба соле нестам мавқуфи ид,
Бо маҳи ту идворам рӯзу шаб!
З-он шабе, ки ваъда кардӣ иди васл,
Рӯзу шабро мешуморам рӯзу шаб!
Баски кишти миҳри ҷонам ташна аст,
З-абри дида ашкборам рӯзу шаб!

# 76

Овоз дод ахтар: "Бас равшан аст имшаб!",
Гуфтам ситорагонро: "Маҳ бо ман аст имшаб!
Баррав ба боми боло аз баҳри ассалоро,
Гулчиданаст имшаб, майхрдан аст имшаб!
То рӯз дилбари мо андар бар аст чун дил,
Дасташ ба миҳр моро дар гардан аст имшаб!
То рӯз зангиёнро бо Рум доругир аст,
То рӯз чангиёнро тан-тан-тан-аст имшаб!
То рӯз соғари май дар гардиш асту бахшиш,
То рӯз гул ба хилват бо савсан аст имшаб!
Имшаб шароби васлат бо хосу ом резам,
Шодии он, ки моҳат бар равзан аст имшаб!
Довудвор моро оҳан чу мум гардад,
К-оҳанрабост дилбар, дил оҳан аст имшаб!
Бикшой дасти дилро, то пойи ишқ кӯбад,
К-он зори тарсдида дар маъман аст имшаб!
Бар рӯйи чун зари ман, ай бахт, бӯса медиҳ,
К-ин зарри гоздида дар маъдан аст имшаб!
Он к-ӯ ба макру дониш мебаст роҳ моро,
Полони хар бар ӯ ниҳ, к-ӯ кавдан аст имшаб!
Шамшери обдораш пӯсида асту чӯбин,
В-он найзаи дарозаш чун сӯзан аст имшаб!
Хиргоҳи анкабут аст он қалъаи ҳасинаш,
Баргустувону хӯдаш чун равған аст имшаб!
Хомӯш кун, ки томиъ алкан бувад ҳамеша,
Бо ӯ чи баҳс дорӣ, к-ӯ алкан аст имшаб?!

# 77

Кори ҳама муҳиббон ҳамчун зар аст имшаб,
Ҷони ҳама ҳасудон кӯру кар аст имша!
Дарёи ҳусни Эзад чун мавҷ мехиромад,
Хоки раҳ аз қудумаш чун анбар аст имшаб!
Дойим хушем бо вай, аммо, ба фазли Яздон,
Мо дигарем имшаб, ӯ дигар аст имшаб!
Имшаб махусб, ай дил, мерон ба сӯйи манзил,
К - он нозири ниҳонӣ бар манзар аст имша!
Паҳлӯ маниҳ, ки ёре паҳлӯйи туст, оре,
Баргир сар, ки ин сар хуш з-он сар аст имшаб!
Чун дастгир омад, имшаб бигир дасте
Рақсе, ки шохи давлат сабзу тар аст имшаб!
Валлаҳ, ки хоб имшаб бар ман ҳаром бошад,
К-ин ҷон чу мурғи обӣ дар Кавсар аст имшаб!

# 78

Бозомад он шаҳе, ки надидаш фалак ба хоб,
Овард оташе, ки намирад ба ҳеч об!
Бингар ба хонаи ману бингар ба хони ман,
Аз ҷоми ишқи ӯ шуда ин масту он хароб!
Мири шаробхона чу шуд бо дилам ҳариф,
Хунам шароб гашт зи ишқу дилам кабоб!
Чун дида пур шавад, зи хаёлаш нидо расад,
Аҳсант, ай пиёлаву шобош, ай шароб!
Дарёи ишқро дили ман дид ногаҳон,
Аз ман биҷаст дарваю гуфто: "Маро биёб!"
Хуршеди рӯйи мафхари Табрез - Шамси дин,
Андар пояш давон шуда дилҳои чун саҳоб!

# 79

Ба ҷони ту, ки марав аз миёни кор, махусб,
Зи умр як шаб кам гиру зинда дор, махусб!
Ҳазор шаб ту барои ҳавои худ хуфтӣ,
Яке шабе, чӣ шавад, аз барои ёр махусб!
Барои ёри латифе, ки шаб намехусбад,
Мувофақат куну дилро бад-ӯ супор, махусб!
Битарс аз он шаби ранҷурие, ки ту то рӯз
Фиғону «ёрабу ёраб» кунӣ ба зор, махусб!
Шабе, ки марг биёяд, «фунуқ карак»19 гӯя,
Ба ҳаққи талхии он шаб, ки раҳ супор, махусб!
Аз он залозили ҳайбат, ки санг об шавад,
Агар ту санг найӣ, он ба ёд ор, махусб!
Агарчи зангии шаб сахт соқи чуст аст,
Магир ҷоми ваю тарс аз он хумор, махусб!
Худой гуфт, ки шаб дӯстон намехусбанд,
Агар хиҷил шудаӣ з-ину шармсор, махусб!
Битарс аз он шаби сахти азими безинҳор,
Захира соз шаберову зинҳор махусб!
Шунидаӣ, ки миҳон комҳо ба шаб ёбанд,
Барои ишқи шаҳаншоҳи комёр махусб!
Чу мағз хушк шавад, тозамағзият бахшад,
Ки ҷумла мағз шавӣ, ай умедвор, махусб!
Ҳазор борат гуфтам хамӯшу судат нест,
Яке биёру иваз гир сад ҳазор, махусб!

# 80

Рубоб мушриби ишқ асту мӯниси асҳоб,
Ки абрро арабон ном кардаанд рубоб!
Чунон ки абр сақои гулу гулистон аст,
Рубоб қути замир асту соқии албоб!
Дар оташе ба даме шӯълаҳо барафрӯзад,
Ба ҷуз ғубор нахезад, чу дардамӣ ба туроб!
Рубоб даъвати боз аст сӯйи шаҳ, боз о,
Ба табл бознаёяд ба сӯйи шоҳ ғуроб!
Кушойиш гираҳи мушкилоти ушшоқ аст,
Чу мушкиле-ш набошад, чи дархур аст ҷавоб?!
Ҷавоби мушкили ҳайвон гиёҳ омаду коҳ,
Ки тухми шаҳвати ӯ шуд хамирмояи хоб!

19 Миҳмон, мусофир.

Хар аз кучову дами ишқи исавӣ зи кучо
Ки ин кушод надодаш муфаттиҳулабвоб?!
Ки ишқ хилъати чон асту тавқи каррамно
Барои мулки висолу барои рафъи ҳичоб!
Ба бонги ӯ ҳама дилҳо ба як муҳим оянд,
Нидои Раб бираҳонад зи тафриқай арбоб!
Зи ишқ кам гӯ бо чисмиён, ки эшонро
Вазифа хавфу ричо омаду савобу ъиқоб![20]

# 81

Чашмҳо во намешавад аз хоб,
Чашм бикшову чамъро дарёб!
Бингар, охир, ки беқарор шудаст
Чашм дар чашмхона чун симоб!
Гашт шаб деру халқ афтоданд
Чун ситора миёнаи маҳтоб!
Ҳам сиёҳиву ҳам сапедии чашм,
Аз майи хоб ҳар ду гашт хароб!
Чумла андешаҳо чу барг бирехт,
Гард биншаст бар ҳама асбоб!
Ақл шуд гӯшаеву мегӯяд:
"Ақл агар они туст, ҳин, дарёб!".
Бангии шаб, нигар, ки чун додаст
Чумлаи халқро аз ин бангоб!
Чашм дар айну ғайн афтодаст,
Кор бигзашт аз суолу чавоб!
Он суворони тезандеша
Ҳама монданд чун харон ба халоб![21]

# 82

Он нафасе, ки бо худӣ, ёр чу хор оядат,
В-он нафасе, ки бе худӣ, ёр чи кор оядат?!
Он нафасе, ки бо худӣ, худ ту шикори пашшайӣ,
В-он нафасе, ки бе худӣ, пил шикор оядат!
Он нафасе, ки бо худӣ, бастаи абри ғуссайӣ,
В-он нафасе, ки бе худӣ, маҳ ба канор оядат!
Он нафасе, ки бо худӣ, ёр канора мекунад,
В-он нафасе, ки бе худӣ, бодаи ёр оядат!
В-он нафасе, ки бо худӣ, ҳамчу хазон фусурдайӣ.
В-он нафасе, ки бе худӣ, дай чу баҳор оядат!
Чумлаи беқарорият аз талаби қарори туст,
Толиби беқарор шав, то ки қарор оядат!
Чумлаи ногуворишат аз талаби гувориш аст,
Тарки гувориш ар кунӣ, захр гувор оядат!
Чумлаи бемуродият аз талаби муроди туст,
Варна ҳама муродҳо ҳамчу нисор оядат!
Ошиқи чаври ёр шав, ошиқи миҳри ёр шав,
То ки нигори нозгар ошиқи зор оядат!
Хусрави Шарқ Шамси дин аз Табрез чун расад,
Аз маҳу аз ситораҳо, валлаҳ, ор оядат!

---

[20] Азобу шиканча.

[21] Ботлох, чумчума.

# 83

Биёед, биёед, ки гулзор дамидаст,
Биёед, биёед, ки дилдор рамидаст!
Биёред, ба якбор ҳама ҷону ҷаҳонро,
Ба хуршед супоред, ки хуш теғ кашидаст!
Бар он зишт бихандед, ки ӯ нор намеояд,
Бар он ёр бигирйед, ки аз ёр буридаст!
Ҳама шаҳр бишӯред, чу овоза афтод,
Ки девона дигар бор зи занҷир раҳидаст!
Чи рӯз асту чи рӯз аст чунин рӯзи қиёмат?!
Магар номай аъмол зи офоқ паридаст?!
Бикӯбед дуҳулҳову дигар ҳеч магӯед,
Чи ҷойи дилу ақл аст, ки ҷон низ рамидаст!

# 84

Ҳама хавф одамиро аз дарун аст,
Валекин ҳуши ӯ дойим бурун аст.
Бурунро менавозад ҳамчу Юсуф,
Дарун гургест, к-ӯ дар қасди хун аст!
Бидаррад заҳраи ӯ, гар бибинад
Дарунро, к-ӯ ба зиштӣ шакли чун аст!
Бидон, зиштӣ ба як ҳамла бимирад,
Валекин одамӣ ӯро забун аст!
Алиф гаштаст, нун мебоядаш сохт,
Ки то гардад алиф чизе, ки нун аст!
Агарна худ иноёти Худованд
Бидидастӣ, чи имкони сукун аст!
На олам буд, на одам буд, на рӯҳе,
Ки софиву латифу обгун аст!
Ки ӯро буд ҳукму подшоҳӣ,
Напиндорӣ, ки ин кор аз кунун аст!
Намегӯям, ки дар тақдири шаҳ буд,
Ҳақиқат буду сад чандин фузун аст!
Худовандии Шамсуддини Табрез
Варои ҳафт чархи нилгун аст!
Ба зери рони ӯ тақдир ром аст,
Агарчи нек тунд асту ҳарун[22] ас!
Чу ақли кулл бӯйе бурд аз вай,
Шабу рӯз аз ҳавас андар ҷунун аст!
Ки пеши ҳиммати ӯ ақл дидаст,
Ки ҳимматҳои олӣ ҷумла дун аст?!
Кадомин сӯй ҷӯям хидматашро,
Ки манзилгоҳи ӯ болои сун аст!
Ҳар он мушкил, ки шерон ҳал накарданд,
Бари ӯ ҷумла бозиву фасун аст!
Нагуфтам ҳеч рамзе, то бидонӣ:
Зи айни ҳоли ӯ инҳо шаҷун аст!
Аё Табрез, хоки туст куҳлам,
Ки дар хокат аҷойибҳо фунун аст!

---

[22] Аспи саркаш.

## 85

Бибастӣ чашм, яъне вақти хоб аст,
На хоб аст он, ҳарифонро ҷавоб аст!
Ту медонӣ, ки мо чандон напоем,
Валекин чашми мастатро шитоб аст!
Ҷафо мекун, ҷафоят ҷумла лутф аст,
Хато мекун, хатои ту савоб аст!
Ту чашми оташин дар хоб мекун,
Ки моро чашму дил боре кабоб аст!
Басе сарҳо рабуда чашми соқӣ
Ба шамшере, ки он як қатра об аст!
Яке гӯяд, ки ин аз ишқи соқист,
Яке гӯяд, ки ин фиъли шароб аст!
Маю соқӣ чӣ бошад, нест ҷуз Ҳақ,
Худо донад, ки ин ишқ аз чи боб аст!

## 86

Самоъ аз баҳри ҷони беқарор аст,
Сабук барҷаҳ, чи ҷойи интизор аст?!
Машин ин ҷо ту бо андешаи хеш,
Агар мардӣ, бирав он ҷо, ки ёр аст!
Магӯ, бошад, ки ӯ моро нахоҳад,
Ки марди ташнаро бо ин чӣ кор аст?!
Ки парвона наяндешад зи оташ,
Ки ҷони ишқро андеша ор аст!
Чу марди ҷанг бонги табл бишнид,
Дар он соъат ҳазорон дар ҳазор аст!
Шунидӣ табл, баркаш зуд шамшер,
Ки ҷони ту ғилофи Зулфиқор аст!
Бизан шамшеру мулки ишқ бистон,
Ки мулки ишқ мулки пойдор аст!
Ҳусайни Карбалойӣ, об бигзор,
Ки об имрӯз теғи обдор аст!

## 87

Самоъ ороми ҷони зиндагон аст,
Касе донад, ки ӯро ҷони ҷон аст!
Касе хоҳад, ки ӯ бедор гардад,
Ки ӯ хуфта миёни бӯстон аст?!
Вале он, к-ӯ ба зиндон хуфта бошад,
Агар бедор гардад, дар зиён аст!
Самоъ он ҷо бикун, к-он ҷо арӯсист,
На дар мотам, ки он ҷойи фиғон аст.
Касе, к-ӯ ҷавҳари худро надидаст,
Касе, к - он моҳ аз чашмаш ниҳон аст!
Чунин касро самоъу даф чӣ бояд?!
Самоъ аз баҳри васли дилситон аст!
Касонеро, ки рӯшон сӯйи қибла-ст,
Самоъи ин ҷаҳону он ҷаҳон аст!
Хусусан, ҳалқае, к-андар самоъанд,
Ҳамегарданду Каъба дар миён аст!
Агар кони шакар хоҳӣ, ҳамон ҷост,

В-ар ангишти шакар, худ ройгон аст!

## 88

Дигар бор ин дилам оташ гирифтаст,
Раҳо кун, то бигирад, хуш гирифтаст!
Бисӯзон дил дар ин барқу мазан дам,
Ки ақлам абри савдоваш гирифтаст!
Дигар бор ин дилам хобе бидидаст,
Ки хуни дил ҳама мафраш гирифтаст!
Чу соя кул фано гардам, азеро
Ҷаҳон хуршеди лашкаркаш гирифтаст!
Дилам ҳар шаб ба duздиву хиёнат
Зи лаъли ёри султонваш гирифтаст!
Куҷо пинҳон шавад дуздии дузде,
Ки моли хасм зери каш гирифтаст?!
Басе ҷон, ки ҳаме паррад зи қолаб,
Вале пояш ҳарифи каш гирифтаст!
Зи завқи захми тираш ин дили ман
Ба дандон гӯшаи таркаш[23] гирифтаст!

## 89

Биё, к-имрӯз моро рӯзи ид аст,
Аз ин пас айшу ишрат бар мазид аст!
Бизан дасте, бигӯ, к-имрӯз шодист,
Ки рӯзи хуш ҳам аз аввал падид аст!
Чу ёри мо дар ин олам кӣ бошад?!
Чунин иде ба сад даврон кӣ дидаст?!
Замину осмонҳо пуршакар шуд,
Ба ҳар сӯйе шакарҳо бардамидаст!
Расид он бонги мавҷи гавҳарафшон,
Ҷаҳон пурмавҷу дарё нопадид аст!
Муҳаммад боз аз миъроҷ омад,
Зи чорум чарх Исо даррасидаст!
Ҳар он накде, к-аз ин ҷо нест, қалб аст,
Мае, к-аз ҷоми ҷон набвад, палид аст!
Зиҳӣ маҷлис, ки соқӣ бахт бошад,
Ҳарифонаш Ҷунайду Боязид аст!
Хуморе доштам ман дар иродат,
Надонистам, ки Ҳақ моро мурид аст!
Кунун ман хуфтаму поҳо кашидам,
Чу донистам, ки бахтам мекашидаст!

## 90

Маро чун то қиёмат ёр ин аст,
Харобу маст бошам, кор ин аст!
Зи кору касб мондам, касбам ин аст,
Рухо, зар зан, туро динор ин аст!
На ақле монду не тамйизу не дил,
Чи чора, фиъли он дидор ин аст!
Гули садбарг дид он рӯйи хубаш,

[23] Туфон, тиркаш.

Ба булбул гуфт гул: "Гулзор ин аст!"
Чу хубон сояҳои тайри ғайбанд,
Ба сӯйи ғайб о, тайёр ин аст!
Мукаррар бингар он сӯ, чашм мемол,
Ки ҷонро мадраса-в такрор ин аст!
Чу лаб бикшод, ҷонҳо ҷумла гуфтанд:
"Шифои ҷони ҳар бемор ин аст!"
Чу як соғар зи дасти ишқ хӯрданд,
Яқиншон шуд, ки худ хаммор ин аст!
Гарав кардӣ ба май дастору ҷубба,
Сазои ҷуббаву дастор ин аст!
Хабар омад, ки Юсуф шуд ба бозор,
Ҳало, ку Юсуф, ар бозор ин аст?!
Фусуне хонду пинҳон кард худро,
Камина лаъби он таррор ин аст!
Зи мулку моли олам чора дорам,
Маро дину дилу ночор ин аст!
Миён гар пеши ғайри ишқ бандам,
Масеҳӣ бошаму зуннор ин аст!
Ба гирди ҳавз гаштам, дарфитодам,
Ҷазои ончунон кирдор ин аст!
Дило, чун дарфитодӣ дар чунин ҳавз,
Туро ғусли қиёматвор ин аст!
Рухи шаҳ ҷустайӣ, шаҳмот ин аст,
Чу duzдӣ кардӣ, ай дил, дор ин аст!
Машин бо худ, нишин бо ҳар ки хоҳӣ,
Зи нафси худ бибур, ағёр ин аст!
Хамуш кун, хоҷа, лоғи пор кам гӯ,
Дилам пора-сту лоғи пор ин аст!
Хамуш бошу дар ин ҳайрат фурӯ рав,
Биҳил асрорро, к-асрор ин аст!

# 91

Зи ҳамроҳон ҷудоӣ маслаҳат нест,
Сафар бе рӯшноӣ маслаҳат нест!
Чу мулки подшоҳӣ дида бошӣ,
Пас аз шоҳӣ гадоӣ маслаҳат нест!
Шуморо бо шумо мехонад он ёр,
Шуморо ин шумоӣ маслаҳат нест!
Чу хони осмон омад ба дунё,
Аз ин пас бенавоӣ маслаҳат нест.
Дар ин матбах, ки қурбон аст ҷонҳо,
Чу дунон нонрабоӣ маслаҳат нест!
Бигӯ он ҳирсу ози роҳзанро,
Ки макру баднамоӣ маслаҳат нест!
Чу подорӣ, бирав дасте биҷунбон,
Туро бедаступоӣ маслаҳат нест!
Чу пойи ту намонад, пар диҳандат
Ки бе пар дарҳавоӣ маслаҳат нест!
Чу пар ёбӣ, ба сӯйи доми Ҳақ пар,
Ки аз домаш раҳоӣ маслаҳат нест!
Ҳумои Қофи қурбӣ, ай бародар,
Ҳуморо ҷуз ҳумоӣ маслаҳат нест!
Ҷаҳон ҷӯю сафо баҳру ту моҳӣ,
Дар ин ҷӯ ошноӣ маслаҳат нест!
Хамуш бошу фанои баҳри Ҳақ шав,
Ба ҳанбози Худоӣ маслаҳат нест!

## 92

Ба ҷони ту, ки савганди азим аст,
Ки ҷонам бе ту дар банди азим аст!
Агарчи Хизр сероби ҳаёт аст,
Ба лаълат орзуманди азим аст!
Суханҳо дорам аз ту бо ту бисёр,
Вале хомушиям банди азим аст!
Ҳар он, к-аз бими ту хомӯш бошад,
Агарчи хар, хирадманди азим аст!
Ҳар он кас, к-ӯ ҳунарро тарк гӯяд
Зи баҳри ту, ҳунарманди азим аст!
Фикандам хешро чун соя пешат,
Фикандан пешат афканди азим аст!
Ки Бағдоди туро доди бузург аст,
Самарқанди туро қанди азим аст!
Ҳарисам кард тамъи доди қандат,
Агарчи банда хурсанди азим аст!
Буридастӣ маро аз хешу пайванд,
Ки дилро бо ту пайванди азим аст!
Хамуш кун ҳамчу ишқ, ай зодаи ишқ,
Агарчи гуфт фарзанди азим аст!
Рикоби Шамси Табрезӣ гирифтам,
Ки зини Шамс зарканди азим аст!

## 93

Бигӯ, ай ёри ҳамроз, ин чи шева-ст?!
Дигаргун гаштайӣ боз, ин чи шева-ст?
Аҷаб, ай турки хушранг, ин чи ранг аст?!
Аҷаб, ай чашми ғаммоз, ин чи шева-ст?!
Дигар бор ин чи дом асту чи дона-ст?!
Ки моро куштӣ аз ноз, ин чи шева-ст?!
Даридӣ пардаи мо, ин чи парда-ст?!
Яке парда барандоз, ин чи шева-ст?!
Манам он куҳнаишқе, ки дигар бор
Гирифтам ишқ аз оғоз, ин чи шева-ст?!
Мусалмонон, шумо ин шӯр бинед,
Ки мислаш нест ҳанбоз, ин чи шева-ст?!
Шаробу ишқу рангам ҳар се ғаммоз,
Яке пинҳон се ғаммоз, ин чи шева-ст?!

## 94

Қарори зиндагонӣ он нигор аст,
К-аз ӯ он беқарорӣ барқарор аст!
Маро савдои ту доман гирифтаст,
Ки ин савдо на он савдои ёр аст!
Манам сӯзон дар оташҳои нав-нав,
Маро бо ёракон акнун чи кор аст?!
Ҳаменолад дарун аз беқарорӣ,
Бад-он монад, ки он ҷони нигор аст!
Чу аз ёре туро ҷон хаста гардад,
Намедонад, ки андар ҷон-ш хор аст!
Ту дур ҷӯйиву хорат мехарошад,

Намедонӣ, ки хоре дар сарор аст?!
Гурезон шав аз он хору ба гул рав,
Ки Шамсуддини Табрезӣ баҳор аст!

# 95

Табиби дарди бедармон кадом аст?!
Рафиқи роҳи бепоён кадом аст?!
Агар ақл аст, пас девонагӣ чист?!
Вагар ҷон аст, пас ҷонон кадом аст?!
Чароғи оламафрӯзи мухаллад,[24]
Ки не куфр асту не имон, кадом аст?!
Пур аз дурр аст баҳри лоязолӣ,
Дарунаш гавҳари инсон кадом аст?!
Ғуломона - ст ашёро қабоҳо,
Миёни бандагон султон кадом аст?!
Яке ҷузви ҷаҳон худ беғараз нест,
Табиби ишқро дуккон кадом аст?!
Хирад оҷиз шуд андар фикри оҷиз,
Ки саркаш кист, саргардон кадом аст?!
Бути мавзун ба бутхона басе ҷуст,
Ки мавзунотро мизон кадом аст!
Чи қибла кардайӣ ин гуфтугӯро?!
Талаб кун, дарси хомӯшон кадом аст?!

# 96

Чу бо мо ёри мо имрӯз ҷуфт аст,
Бигӯям, он чи ҳаргиз кас нагуфтаст!
Ҳама мастанд ин ҷо, маҳрамонанд,
Маяндеш аз касе, ғаммоз хуфтаст!
Хазон хуфту баҳорон гашт бедо,
Намебинӣ, дарахту гул шукуфтаст?!
Агар як рӯз боқӣ бошад аз да,
Замин лаб бастаасту гул нуҳуфтаст!
Ҳало, дар хоб кун авбоши танро,
Ки гавҳарҳои ҷонӣ ҷумла суфта - ст!
Хамуш кун, зар диҳӣ, з-он дурнаёбӣ,
Вагар маҳрам шавӣ, бистон, ки муфт аст!

# 97

Туро дар дилбарӣ дасте тамом аст,
Маро дар бедилӣ дарду сақом аст!
Ба ҷуз бо рӯйи хубат ишқбозӣ
Ҳаром асту ҳаром асту ҳаром аст!
Ҳама фониву хони ваҳдати ту
Мудом асту мудом асту мудом аст!
Чу чашми худ бимолам, худ ҷузи ту
Кадом асту кадом асту кадом аст?!
Ҷаҳон бар рӯйи ту аз баҳри рӯпӯш
Ласом асту ласом асту ласом аст!
Ба ҳар лаб аз забони ишқ бар мо

---

[24] Дойимӣ, абадӣ.

Салом асту салом асту салом аст!
Зи ҳар зарра ба гуфти безабонӣ
Паём асту паём асту паём аст!
Ғаму шодии мо дар пеши тахтат
Ғулом асту ғулом асту ғулом аст!
Агарчи уштури ғам ҳаст гаргин,
Имом асту имом асту имом аст!
Паси он уштури шодии пуршир
Хитом асту хитом асту хитом аст!
Туро дар бинии ин ҳар ду уштур
Зимом асту зимом асту зимом аст!
На он шире, ки охир тифли ҷонро
Фитом асту фитом асту фитом аст!
Аз он шире, ки ҷӯйи хулд аз вай
Низом асту низом асту низом аст!
Хамуш кардам, ки ғайрат бар даҳонам
Лагом асту лагом асту лагом аст!

# 98

Чу он кони карам моро шикор аст,
Ба ҳар дам ҳадя моро даҳ ҳазор аст!
Ки моро нардбон заррину симин
Ниҳад, чун қасди мо бар боми ёр аст!
Бало дуррест дар олам ниҳонӣ,
Ки бар мо ганҷу бар бегона мор аст!
Ба пеши мо хазинай сим машмар,
Ки моро зарру сими бешумор аст!
Зи парвона агар ин ифтиро[25] буд,
Дусад чандин зи дасти шаҳрёр аст!

# 99

Нигори хуби шаккарбор чун аст?!
Чароғи дидаву дидор чун аст?!
Аҷаб он ғамзаи ғаммоз чун аст?!
Аҷаб он турраи таррор чун аст?!
Аҷаб он шуҳраи бозори хубӣ,
Аҷаб он равнақи гулзор чун аст?!
Дилам аз миҳр дар мотам нишастаст,
Аҷаб, дар миҳри дил дилдор чун аст?!
Зи лутфи хеш ёрам хонд он ёр,
Аҷаб он ёри бе ин ёр чун аст?!
Ба зоҳир бандагонро менавозад,
Аҷаб, бо банда дар исрор чун аст?!
Чу аввал дидамаш, ҷоне - м бахшид,
Бидонистам, ки дар ӣсор чун аст!
Агар дубора кардӣ он карамро,
Яқин гаштӣ, ки дар такрор чун аст!
Аҷаб, он шаъри атласпӯши ҷаъдаш
Ба гирди атласи рухсор чун аст?!
Табиби ошиқонро бозпурсед,
Ки то он наргиси бемор чун аст?!
Аҷаб он нофаи тотор чун аст?!

[25] Тухмат, бухтон.

Аҷаб он турраи булғор чун аст?!
Аҷаб бар доирай хатти муҳаққақ,
Ки бишкастаст сад паргор, чун аст?!
Мани зорам асири нолаи зер,
Напурсад рӯзаке, к - он зор чун аст?!
Дилам дузди назар, ӯ дузди ин дузд,
Аҷаб он дузди duздафшор чун аст?!
Туро, ай дӯст, чун ман ёри ғорам,
Саре дар ғор кун, к-ин ғор чун аст!
Ки то бинам туро, ҷон барфишонам,
Намоям халқро наззор, чун аст?!
Ниҳоят нест гуфтамро, валекин
Намудам шакли он гуфтор, чун аст?!

## 100

Дар ин ҷӯ дил чу дӯлоби хароб аст,
Ки ҳар сӯйе, ки гардад, пешаш об аст!
Вагар ту пушт сӯйи об дорӣ,
Ба пеши рӯт об андар шитоб аст!
Чу гуна ҷон барад соя зи хуршед,
Ки ҷони ӯ ба дасти офтоб аст?!
Агар соя кунад гардандарозӣ,
Рухи хуршед он дам дар ниқоб аст!
Зиҳӣ хуршед, к-ин хуршед пешаш
Чу симоб аз хатар дар изтироб аст!
Чу симоб аст маҳ бар каффи мафлуҷ,
Ба ҷуз як шаб, дигар дар инкисоб аст!
Ба ҳар сӣ шаб ду шаб ҷамъ асту лоғар
Дигар фурқат кашад, фурқат азоб аст!
Агарчи зор гардад, тозарӯй аст,
Заҳукӣ ошиқонро хӯю доб аст!
Зияд хандон, бимирад низ хандон,
Ки сӯйи бахти хандонаш ийоб[26] аст!
Хамуш кун, з - он ки офоти басират
Ҳамеша аз суол асту ҷавоб аст!

## 101

Аё соқӣ, туйӣ қозии ҳоҷот,
Шаробе диҳ, ки орад дар муроъот!
Чунон гаштам зи мастиву харобӣ,
Ки нашносам ишорот аз иборот!
Падар бар хумми хамрам вақф кардаст,
Сабилам кард модар бар харобот!
Ду гӯшам баст Яздон, то раҳидам
Зи ҳоли диву фардову хурофот!
Дигаргун аст кӯйи аҳли тамйиз,
Ки он ҷо расми тоъот асту зиллот!
Дар ин кӯ кадхудо шоҳест боқӣ,
Фурӯ рӯбида ин кӯро зи офот!

## 102

[26] Бозгашт, баргашт.

Ду чашми оҳувона-ш шергир аст,
К-аз ӯ бар ман равон борони тир аст!
Камони абрувону тири мижгон
Гувоҳонанд, к-ӯ бар ҷон амир аст!
Чу зулфи дарҳамаш дарҳам аз онам,
Ки бӯйи ӯ биҳ аз мушку абир аст!
Дар он зулфайн аз он печида ин ҷон,
Ки дил занҷири зулфашро асир аст!
Магӯ он сарви моро ту назире,
Ки моҳи мо ба хубӣ беназир аст!
Бияндозам ман ин сарро ба пешаш,
Агарчи ҷон ба пеши ӯ ҳақир аст!
Хаёли рӯйи шаҳро саҷда мекун,
Хаёли шаҳ ҳақиқатро вазир аст!

# 103

Чунон к - ин дил аз он дилдор маст аст,
Зи хуни софи мо он ёр маст аст!
Хумораш нашканам илло ба хунам,
Аз ин шодӣ дили ғамхор маст аст!
Шафақворам ба ҳар субҳе ба хун-дар,
Ки дар ҳар субҳ он хунхор маст аст!
Мадиҳ панду мабар хунам ба гардан,
Ки чашми дилбари киндор маст аст!
Чаро ин хол ҳамчун ташти хун аст,
Ки чашми соқии асрор маст аст?!

# 104

То нақши хаёли дӯст бо мост,
Моро ҳама умр худ тамошост!
Он ҷо, ки висоли дӯстон аст,
Валлаҳ, ки миёни хона саҳрост!
В - он ҷо, ки муроди дил барояд,
Як хор биҳ аз ҳазор хурмост!
Чун бар сари кӯйи ёр хусбем,
Болину лиҳофи мо Сурайёст!
Чун дар сари зулфи ёр печем,
Андар шаби қадр қадр морост!
Чун акси ҷамоли ӯ битобид,
Куҳсору замин ҳариру дебост!
Аз бод чу бӯйи ӯ бипурсем,
Дар бод садои чангу сурност!
Бар хок чу номи ӯ нависем,
Ҳар пораи хок ҳуру ҳурост!
Бар оташ аз ӯ фусун бихонем,
З-ӯ оташи тези обсимост!
Қисса, чи кунам, ки бар адам низ
Номаш чу барем, ҳастиафзост!
Он нукта, ки ишқи ӯ дар он ҷост,
Пурмағзтар аз ҳазор ҷавзост!
В-он лаҳза, ки ишқ рӯй бинмуд,
Инҳо ҳама аз миёна бархост!
Хомуш, ки тамом хатм гаштаст,
Куллии мурод Ҳақ таъолост!

# 105

Медон, ки замона нақши савдост,
Берун зи замона сурати мост!
Зеро қафас аст ин замона,
Берун ҳама кӯҳи Қофу Анқост!
Ҷӯест ҷаҳону мо бурунем,
Бар ҷӯй фитода сояи мост!
Ин ҷо сари нуктаест мушкил,
Ин ҷо набувад, валек ин ҷост!
Ҷуз дар рухи ҷон маханд, ай дил,
Бе ӯ ҳама ханда гиряафзост!
Он дил набувад, ки бошад ӯ танг,
З-он рӯй, ки дил фароху паҳност!
Дил ғам нахурад, ғизо-ш ғам нест,
Тӯтист дилу аҷаб шакархост!
Монанди дарахт сар қадам соз,
Зеро ки раҳи ту зеру болост!
Шох аз чи назар ба бех дорад?!
К-он қуввати мағзи ӯ ҳам аз пост!

# 106

Дуди дили мо нишони савдост,
В-он дуд, ки аз дил аст, пайдост!
Ҳар мавҷ, ки мезанад дил аз хун,
Он дил набувад, магар, ки дарёст?!
Бегона шуданд ошноён,
Дил низ ба душманӣ чӣ бархост!
Ҳар сӯй, ки ишқ рахт бинҳод,
Ҳар ҷо, ки саломат аст, он ҷост!
Мо нагрезем аз ин маломат,
Зеро ки қадим хонаи мост!
Дар ишқ ҳасад баранд шоҳон,
З-он рӯй, ки ишқ шамъи дилҳост!
По бар сари чархи ҳафтумин ниҳ,
К-ин ишқ ба ҳуҷраҳои болост!
Ҳушёр мабош, з-он ки ҳушёр
Дар маҷлиси ишқ сахт расвост!
Мирӣ маталаб, ки мири маҷлис,
Гар чашм бибастааст, биност!
Ин ишқ ҳанӯз зери чодар,
Ин гарди сиёҳ, бин, ки бархост!
Ҳарчанд ки зери ҳафт парда-т,
Бед аст, ки сахт хубу зебост!
Шабхез кунед, ай ҳарифон,
Шамъ асту шаробу ёр танҳост!

# 107

Гӯям сухани шакарнаботат,
Ё қиссаи чашмаи ҳаётат!
Рух бар рухи ман ниҳӣ, бигӯям,
К-аз баҳри чи шоҳ кард мотат?!
Дар хирманат оташе дарандохт,

К-аз хирмани худ диҳад закотат!
Сарсабз кунад чу тарразорат,
То боз харад зи турраҳотат!
Дар оташи ишқ чун Халилӣ,
Хуш бош, ки медиҳад наҷотат!
Ақлат шаби қадр диду сад ид,
К-аз ишқ дарида шуд баротат!
Савганд ба сояи латифат,
Савганд намехурам ба зотат!
Дар зоти ту кай расанд ҷонҳо,
Чун ғарқа шуданд дар сифотат?!
Чун ҷӯй равону соҷидат кард,
То пок кунад зи саййиотат!
Аз ҳар ҷиҳате туро бало дод,
То боз кашад ба беҷиҳотат!
Гуфтӣ, ки хамуш кунам, накардӣ,
Механдад ишқ бар суботат!

# 108

Дар шаҳри шумо яке нигорест,
К-аз вай дилу ақл беқарорест!
Ҳар нафсеро аз ӯ насибест,
Ҳар боғеро аз ӯ баҳорест!
Дар ҳар кӯйе аз ӯ фиғонест,
Дар ҳар роҳе аз ӯ ғуборест!
Дар ҳар гӯше аз ӯ самоъест,
Ҳар чашм аз ӯ дар иътиборест!
Дар кор шавед, ай ҳарифон,
К-ин ҷо моро азим корест!
Пинҳон ёре ба гӯши ман гуфт,
К-ин ҷо пинҳон латиф ёрест!
Ӯ буд, ки ба ин тариқ мегуфт,
К-аз таъбияҳош дил низорест!
Ӯ буд расули хешу мурсал,
К-он лаҳҷа аз они шаҳрёрест!
Навҳа-сту амони ғарқагон аст,
Рӯҳ асту ниҳону ошкорест!
Гирди турушон магард з-ин пас,
Чун паҳлуи ту шакарнисорест!
Гирди шакарони табъ кам гард.
К-он шаҳват низ баргузорест.
Ин ҷо шакарест бениҳоят,
Ин ҷо сари вақти пойдорест!
Хомӯш кун, ай дилу мапиндор,
К-ӯро ҳаддест ё канорест!

# 109

Омад рамазону ид бо мост,
Қуфл омаду он калид бо мост!
Барбаст даҳону дида бикшод,
В - он нур, ки дида дид, бо мос!
Омад рамазон ба хидмати дил
В-он к-аш, ки дил офарид, бо мост!
Дар рӯза агар падид шуд ранҷ,
Ганҷи дили нопадид бо мост!

Кардем зи рӯза ҷону дил пок,
Ҳарчанд тани палид бо мост!
Рӯза ба забони ҳол гӯяд:
"Кам шав, ки ҳама мазид бо мост!"
Чун ҳаст Салоҳи дин дар ин ҷамъ,
Мансуру Абоязид бо мост!

# 110

Ман сар нахурам, ки сар гарон аст,
Поча нахурам, ки устухон аст!
Бирён нахурам, ки ҳам зиён аст,
Ман нур хурам, ки қути ҷон аст!
Ман сар нахуҳам, ки бо кулоҳанд,
Ман зар нахуҳам, ки бозхоҳанд!
Ман хар нахуҳам, ки банди коҳанд,
Ман кабк хурам, ки сайди шоҳанд!
Боло напарам, на лаклакам ман,
Касро нагазам, ки не сагам ман!
Лангӣ накунам, на бадтакам ман,
Ки ошиқи рӯйи эбакам[27] ман!
Туршӣ накунам, на сиркаам ман,
Пурнам нашавам, на биркаам ман!
Саркаш нашавам, ки аккаам ман,
Қониъ бизиям, ки Маккаам ман!
Дастори маро гарав ниҳодӣ,
Як кӯза мусалласам надодӣ!
Инсоф бидиҳ, авоннажодӣ,
Моро кам нест ҳеч шодӣ!
Солори диҳиву хоҷаи диҳ,
Он бода, ки гуфтайӣ, ба ман диҳ!
В-ар дафъдиҳӣ туву бурунҷаҳ,
Дар кусси занони хештан ниҳ!
Ман ишқ хурам, ки хушгувор аст,
Завқи даҳан асту нашви ҷон аст!
Хӯрдам зи сариду поча якчанд,
Аз по чи сари маро зиён аст!
З-ин пас сари поча нест моро,
Морову касе, ки аҳли хон аст!

# 111

Имрӯз ҷунуни нав расидаст,
Занҷири ҳазор дил кашидаст.
Имрӯз зи кандаҳои аблуҷ[28]
Паҳлӯйи ҷуволҳо даридаст!
Боз он бадавӣ ба ҳаҷдаҳи қалб
Он Юсуфи ҳуснро харидаст!
Ҷонҳо ҳама шаб ба иззу иқбол,
Дар наргису ёсамин чаридаст!
То лоҷарам аз пагоҳ ҳар ҷон
Чолоку латиф барҷаҳидаст!

---

[27] Бут, санам.

[28] Шакар, қанд.

Имрӯз бунафшазору лола
Аз сангу кулӯх бардамидаст.
Бишкуфт дарахт дар зимистон,
Дар баҳман меваҳо пазидаст.
Гӯйӣ, ки Худой оламе нав
Дар олами куҳна офаридаст!
Ай орифи ошиқ, ин ғазал гӯ,
К-ат ишқ зи ошиқон гузидаст!
Шояд, ки навозад он дилеро,
К-андар ғами ӯ басе тапидаст!
Хомӯшу тафарруҷи чаман кун,
К-имрӯз ниёбати ду дида–ст!

# 112

Ай карда миёни сина ғорат,
Ай ҷону ҳазор ҷон шикорат!
Ҷуз куштани ошиқон чи шуғлат?!
Ҷуз куштани халқ чист корат?!
Май каш, ки дуруст бод дастат,
Ай ҷони ҷаҳониён нисорат!
Бас куштаи зиндаро, ки дидам
Аз ғамзаи чашми пурхуморат!
Бас сокини беқарор дидам,
Дар оташи ишқ беқарорат!
Як мурда ба хок дарнамонад,
Гар ранҷа шавӣ, кунӣ зиёрат!
Ҷон бӯсад хоки ту ба ҳар дам
Бар бӯйи канори беканорат!

# 113

Он раҳ, ки биёмадам, кадом аст,
То боз равам, ки кор хом аст?!
Як лаҳза зи кӯйи ёр дурӣ
Дар мазҳаби ошиқон ҳаром аст!
Андар ҳама диҳ агар касе ҳаст,
Валлаҳ, ки ишорате тамом аст!
Саъва зи куҷо раҳад, ки симурғ
Побастаи ин шигарф дом аст?!
Оворадило, маё бад-ин сӯй,
Он ҷо бинишин, ки хуш мақом аст!
Он нуқл гузин, ки ҷонфазой аст,
В-он бода талаб, ки боқивом29 аст!
Боқӣ ҳама бӯву нақшу ранг аст,
Боқӣ ҳама ҷангу нангу ном аст!
Хомӯш куну зи пой биншин,
Чун мастиву ин канори бом аст!

# 114

Ошиқонро гарчи дар ботин ҷаҳоне дигар аст,
Ишқи он дилдори моро завқу ҷоне дигар аст!

---

[29] Асл, тоза, пок.

Синаҳои равшанон бас ғайбҳо донанд, лек
Синаи ушшоқи ӯро ғайбдоне дигар аст!
Бас забони ҳикмат андар шавқи сирраш гӯш шуд,
З-он ки мар асрори ӯро тарҷумоне дигар аст!
Як замини нуқра, бин, аз лутфи ӯ дар айни ҷон,
То бидонӣ, к-он маҳамро осмоне дигар аст!
Ақлу ишқу маърифат шуд нардбони боми Ҳақ,
Лек Ҳақро дар ҳақиқат нардбоне дигар аст!
Шабравон аз шоҳи ақлу посбон он сӯ шаванд,
Лек он ҷонро аз он сӯ посбоне дигар аст!
Дилбарони роҳи маънӣ бо диле оҷиз буданд,
Ваҳшиён омад, ки дилро дилситоне дигар аст!
Ай забонҳо баркушода бар дили бирбудае,
Лаб фурӯ бандед, к-ӯро ҳамзабоне дигар аст!
Шамси Табрезӣ чу шамъу шамъҳо парвонааш,
З-он ки андар айни дил ӯро аёне дигар аст!

# 115

Хидмати бе дӯстиро қадру қимат ҳаст?! Нест!
Хидмат андар даст ҳасту дӯстӣ дар даст нест!
Дӯстӣ дар андарун худ хидмате пайваста аст,
Ҳеч хидмат ҷуз муҳаббат дар ҷаҳон пайваст нест!
В-ар ту мастӣ менамоӣ, дар муҳаббат чун найӣ,
Ишқ гӯяд: "Дӯғ хурду дӯғ хурд, ӯ маст нест!"
Пасту боло чанд ёзад аз такаллуф дар ҳаво,
Чанд худро паст дорад он касе, к - ӯ паст нест?!
Ҳамчу моҳӣ монда дар доми ҷаҳон з-он баҳр дур
В-онгаҳон пиндошта худро, ки андар шаст нест!

# 116

Сорбоно, уштурон бин, сарбасар қаттор маст,
Мир масту хоҷа масту ёр маст, ағёр маст!
Боғбоно, раъд мутриб, абр соқӣ гашту шуд
Боғ масту роғ масту ғунча масту хор маст!
Осмоно, чанд гардӣ, гардиши унсур бибин,
Об масту бод масту хок масту нор маст!
Ҳоли сурат инчунину ҳоли маънӣ худ мапурс,
Рӯҳ масту ақл масту ваҳм маст, асрор маст!
Рав, ту ҷабборӣ раҳо кун, хок шав, то бингарӣ
Зарра-зарра хокро аз Холиқи Ҷаббор маст!
То нагӯйӣ, дар зимистон боғро мастӣ намонд,
Муддате пинҳон шудаст аз дидаи маккор маст!
Бехҳои он дарахтон май ниҳонӣ мехурад,
Рӯзаке ду сабр мекун, то шавад бедор маст!
Гар туро кӯбе расид аз рафтани мастон, маранҷ,
Бо чунон соқиву мутриб кай равад ҳамвор маст?!
Соқиё, бода яке кун, чанд бошад арбада?!
Дӯстон з-иқрор масту душманон з-инкор маст!
Бодаро афзун бидиҳ, то баркушояд ин гириҳ,
Бода то дар сар наяфтад, кай шавад дастор маст?!
Бухли соқӣ бошад он ҷо ё фасоди бодаҳо?!
Ҳар ду ноҳамвор бошад, чун равад раҳвор маст?!
Рӯйҳои зард бину бодаи гулгун бидиҳ,
З-он к-аз ин гулгун надорад бар руху рухсор маст!
Бодае дорӣ худойӣ, бас сабукхору латиф,

З-он агар хоҳад, бинӯшад рӯз сад хирвор маст!
Шамси Табрезӣ, ба даврат ҳеч кас ҳушёр нест,
Кофару муъмин харобу зоҳиду хаммор маст!

# 117

Мутрибо, ин парда зан, к-он ёри мо маст омадаст,
В-он ҳаёти босафои бовафо маст омадаст!
Гар либоси қаҳр пӯшад чун шарар, бишносамаш,
К-ӯ бад-ин шева бари мо борҳо маст омадаст!
Оби моро гар бирезад в - ар сабӯро бишканад,
Ай бародар, дам мазан, к-ин дам сақо маст омадаст!
Мефиребам масти худро, ӯ табассум мекунад,
К-ин салимулқалбро бин, к-аз куҷо маст омадаст!
Он касеро мефиребӣ, к-аз камина ҳарфи ӯ
Обу оташ бехуду хоку ҳаво маст омадаст?!
Гуфтамаш: "Гар ман бимирам, ту расӣ бар гӯри ман,
Барҷаҳам аз гӯри худ, к-он хушлиқо маст омадаст!"
Гуфт: "Он, к-ин дам пазирад, кай бимирад ҷони ӯ,
Бо Худо боқӣ бувад он, к-аз Худо маст омадаст!"
Ишқи бечун бин, ки ҷонро чун қадаҳ пур мекунад,
Рӯйи соқӣ бин, ки хандон аз бақо маст омадаст!
Ёри мо ишқ асту ҳар кас дар ҷаҳон ёре гузид,
К-аз аласт ин ишқ бе мову шумо маст омадаст!

# 118

Чанд гӯйӣ, ки чи чора-сту маро дармон чист,!
Чораҷӯянда кӣ кардаст туро, худ он чист?!
Чанд бошад ғами онат, ки зи ғам ҷон бибарам,
Худ набошад ҳаваси он, ки бидонӣ ҷон чист!
Бӯйи ноне, ки расидаст, бар он бӯй бирав,
То ҳамон бӯй диҳад шарҳ туро, к-ин нон чист!
Гар ту ошиқ шудайӣ, ишқи ту бурҳони ту бас,
В-ар ту ошиқ нашудӣ, пас талаби бурҳон чист?!
Ин қадар ақл надорӣ, ки бибинӣ, охир,
Ки на шоҳест, пас ин боргаҳи султон чист?!
Гар на андар тутуқи азрақ зебо рӯест,
Дар кафи рӯҳ чунин машъалаи тобон чист?!
Чунки аз дур дилат ҳамчу занон меларзад,
Ту чи донӣ, ки дар он ҷанг дили мардон чист?!
Оташи дидаи мардон ҳуҷуби ғайб бисӯхт,
Ту паси парда нишаста, ки ба ғайб имон чист?!
Шамси Табрез агар нест муқим андар чашм,
Чашмаи шаҳд аз ӯ дар буни ҳар дандон чист?!

# 119

Чашми пурнур, ки масти назари ҷонон аст,
Моҳ аз ӯ чашм гирифтасту фалак ларзон аст!
Хоса он лаҳза, ки аз ҳазрати Ҳақ нур кашад,
Саҷдагоҳи малаку қиблаи ҳар инсон аст!
Ҳар ки ӯ сар наниҳад бар кафи пояш он дам
Баҳри номуси манӣ, он нафас ӯ шайтон аст!
В-он ки он лаҳза набинад асари нур бар ӯ,
Ӯ кам аз дев бувад, з-он ки тани беҷон аст!

Дил баҷо дор дар он талъати боҳайбати ӯ,
Гар ту мардӣ, ки рухаш қиблагаҳи мардон аст!
Даст бардор зи сина, чӣ нигаҳ медорӣ?!
Ҷон дар он лаҳза бидиҳ шод, ки мақсуд он аст!
Ҷумларо об-дар андозу дар он оташ шав,
К-оташи чиҳраи ӯ чашмагаҳи ҳайвон аст!
Сар баровар зи миёни дили Шамси Табрез,
К-ӯ хидеви абаду хусрави ҳар фармон аст!

# 120

Он ки бе бода кунад ҷони маро маст, куҷост?!
В-он ки берун кунад аз ҷону дилам даст, куҷост?!
В-он, ки савганд хурам, ҷуз ба сари ӯ нахурам,
В-он ки савганди ману тавбаам ишкаст, куҷост?!
В-он ки ҷонҳо ба саҳар наъразанонанд аз ӯ,
В-он ки моро ғамаш аз ҷой бибурдаст, куҷост?!
Ҷони ҷон аст вагар ҷой надорад, чи аҷаб?!
Ин ки ҷо металабад дар тани мо, ҳаст, куҷост?!
Ғамзаи чашм баҳона-ст в-аз он сӯ ҳавасест,
В-он ки ӯ дар паси ғамза-ст, дилам хаст, куҷост?!
Пардаи равшани дил басту хаёлот намуд
В-он ки дар парда чунин пардаи дил баст, куҷост?!
Ақл то маст нашуд, чуну чаро паст нашуд,
В-он ки ӯ маст шуд, аз чуну чаро раст, куҷост?!

# 121

Ман нишастам зи талаб в-ин дили печон нанишаст,
Ҳама рафтанду нишастанду даме ҷон нанишаст!
Ҳар ки истод, ба коре бинишаст охири кор,
Кор он дорад, он, к - аз талаби он нанишаст!
Ҳар ки ӯ наъраи тасбеҳи ҷамоди ту шунид,
То набурдаш ба саропардаи субҳон, нанишаст!
То Сулаймон ба ҷаҳон миҳри ҳавоят нанамуд,
Бар сари авҷи ҳаво тахти Сулаймон нанишаст!
Ҳар ки ташвиши сари зулфи парешони ту дид,
То абад аз дили ӯ фикри парешон нанишаст!
Ҳар ки дар хоб хаёли лаби хандони ту дид,
Хоб аз ӯ рафту хаёли лаби хандон нанишаст!
Турушиҳои ту сафрои раҳиро нанишонд
В-аз илоҷи сари савдои фаровон нанишаст!
Ҳар киро бӯйи гулистони висоли ту расид,
Ҳамчунин рақскунон то ба гулистон нанишаст!

# 122

Дилбариву бедилӣ асрори мост,
Кор кори мост, чун ӯ ёри мост!
Навбати куҳнафурӯшон даргузашт,
Навфурӯшонему ин бозори мост!
Навбаҳоре, к-ӯ ҷаҳонро нав кунад,
Ҷони гулзор аст, аммо зори мост!
Ақл агар султони ин иқлим шуд,
Ҳамчу дузд овехта бар дори мост!
Он ки Афлотуну Ҷолинуси мост,

Пур фанову иллату бемори мост!
Гову моҳии саро қурбони мост,
Шери гардунӣ ба зери бори мост!
Ҳар чи аввал заҳр буд, тарёқ шуд,
Ҳар чи он ғам буд, кунун ғамхори мост!
Даъвии шерӣ кунад ҳар шергир,
Шергиру шери ӯ кафтори мост!
Тарки хешу тарки хешон мекунем,
Ҳар чи хеши мо, кунун ағёри мост!
Худпарастӣ номуборак ҳолатест,
К-андар ӯ имони мо инкори мост!
Ҳар ғазал, к-он бе ман ояд, хуш бувад,
К-ин наво бефар зи чангу тори мост!
Шамси Табрезӣ ба нури Зулҷалол
Дар ду олам мояи иқрори мост!

# 123

Ошиқонро ҷустуҷӯ аз хеш нест,
Дар ҷаҳон ҷӯянда ҷуз ӯ беш нест!
Ин ҷаҳону он ҷаҳон як гавҳар аст,
Дар ҳақиқат, куфру дину кеш нест!
Ай дамат Исо, дам аз дурӣ мазан,
Ман ғуломи он, ки дурандеш нест!
Гар бигӯйӣ пас равам, не, пас мара!
В-ар бигӯйӣ пеш не, раҳ пеш нест!
Даст бикшо, домани худро бигир,
Марҳами ин реш ҷуз ин реш нест!
Ҷузви дарвешанд ҷумла неку бад,
Ҳар ки набвад ӯ чунин, дарвеш нест!
Ҳар ки аз ҷо рафт, ҷойи ӯ дил аст,
Ҳамчу дил андар ҷаҳон ҷойеш нест!

# 124

Ғайри ишқат роҳбин ҷустем, нест,
Ҷуз нишонат ҳамнишин ҷустем, нест!
Ончунон ҷустан, ки мехоҳӣ, бигӯ,
К-ончунонро инчунин ҷустем, нест!
Баъд аз ин бар осмон ҷӯем ёр,
З-он ки ёре дар замин ҷустем, нест!
Чун хаёли мо туйӣ, ай бехаёл,
То ба чархи ҳафтумин ҷустем, нест!
Биҳтар он бошад, ки маҳви ин шавем,
К-аз ду олам биҳ аз ин ҷустем, нест!
Софҳои ҷумла олам хурда гир,
Ҳамчу дурди дарди дин ҷустем, нест!
Ҳотами мулки Сулаймон ҷустанист,
Ҳалқаҳо ҳасту нигин ҷустем, нест!
Сурате, к-андар нигини ӯ будаст,
Дар бутони Руму Чин ҷустем, нест!
Ончунон сурат, ки шарҳаш мекунам,
Ҷуз ки суратофарин ҷустем, нест!
Андар он сурат яқин ҳосил шавад,
К-аз варои он яқин ҷустем, нест!
Ҷойи он ҳаст, ар гумони бад барем,
З-он ки бе макре амин ҷустем, нест!

Пушти мо аз занни бад шуд чун камон,
З-он ки роҳе бе камин ҷустем, нест!
З-ин баён нуре, ки пайдо мешавад,
Дар баёну дар мубин ҷустем, нест!

## 125

Дар дилу ҷон хона кардӣ оқибат,
Ҳар дуро девона кардӣ оқибат!
Омадӣ, к-оташ дар ин олам занӣ,
Во нагаштӣ, то накардӣ оқибат!
Ай зи ишқат оламе вайрон шуда,
Қасди ин вайрона кардӣ оқибат!
Ман туро машғул мекардам, дило,
Ёди он афсона кардӣ оқибат!
Ишқро бе хеш бурдӣ дар ҳарам,
Ақлро бегона кардӣ оқибат!
Ё Расулуллаҳ, сутуни сабрро
Устуни ҳаннона кардӣ оқибат!
Шамъи олам буд лутфи чорагар,
Шамъро парвона кардӣ оқибат!
Як сарам ин сӯст, як сар сӯйи ту,
Дусарам чун шона кардӣ оқибат!
Донае бечора будам зери хок,
Донаро дурдона кардӣ оқибат!
Донаеро боғу бустон сохтӣ,
Хокро кошона кардӣ оқибат!
Ай дили Маҷнуну аз Маҷнун батар,
Мардиву мардона кардӣ оқибат!
Косаи сар аз ту пур, аз ту тиҳӣ,
Косаро паймона кардӣ оқибат!
Ҷони ҷондорони саркашро ба илм
Ошиқи ҷонона кардӣ оқибат!
Шамси Табрезӣ, ки мар ҳар зарраро
Равшану фарзона кардӣ оқибат!

## 126

Инчунин побанди ҷон майдони кист?!
Мо шудем аз даст, ин дастони кист?!
Ишқ гардон кард соғарҳои хос,
Ишқ медонад, ки ӯ гардони кист!
Ҷон ҳаёте дод кӯҳу даштро,
Ай Худоё, ай Худоё, ҷони кист?!
Ин чи боғ аст, ин ки ҷаннат масти ӯст,
В-ин бунафша-в савсану райҳони кист?!
Шохи гул аз булбулон гӯётар аст,
Сарв рақсон гашта, к-ин бустони кист!
Ёсуман гуфто: "Нагӯйӣ бо суман,
К-инчунин наргис зи наргисдони кист!"
Чун бигуфтам, ёсуман хандиду гуфт:
"Бехудам ман, менадонам кони кист!"
Медавад чун гӯйи заррин офтоб,
Ай аҷаб, андар хами чавгони кист?!
Моҳ ҳамчун ошиқон андар паяш,
Фарбиҳу лоғар шуда "ҳайрони кист?!
Абри ғамгин дар ғаму андеша-аст,

Сар пури оташ, аҷаб, гирёни кист?!
Чархи азрақпӯши равшандил, аҷаб.
Рӯзу шаб сармасту саргардони кист?!
Дард ҳам аз дарди ӯ пурсон шуда,
К - ай аҷаб, ин дарди бедармони кист?!
Шамси Табрезӣ кушодаст ин гираҳ,
Ай аҷаб, ин қудрату имкони кист?!

# 127

Андар ин ҷамъ шарарҳо зи куҷост?!
Дуди савдои ҳунарҳо зи куҷост?!
Ман сари риштаи худ гум кардам,
К-ин мухолифшуда сарҳо зи куҷост?!
Гар на дилҳои шумо мухталифанд,
Дар ман аз ҷанг асарҳо зи куҷост?!
Гар чу занҷир ба ҳам пайвастем,
Ин фурӯбастани дарҳо зи куҷост?!
Гар на сад мурғи мухолиф ин ҷост,
Ҷангу баркандани парҳо зи куҷост?!
Соқиё, бода ба пеш ор, ки май
Худ бигӯяд, ки дигарҳо зи куҷост!
Ту агар ҷуръа нарезӣ бар хок,
Хокро аз ту хабарҳо зи куҷост?!

# 128

Ҳам ба бар ин бути зебо хушак аст,
Ман нишастам, ки ҳамин ҷо хушак аст!
Мутрибу ёри ману шамъу шароб,
Инчунин айши муҳайё хушак аст!
Ману ту ҳеч аз ин ҷо наравем,
Паҳлуи шаккару ҳалво хушак аст!
Хиҷил аст аз рухи ёрам гули тар,
Бо чунин чиҳраву симо хушак аст!
Ҳар сабоҳе зи ҷамолаш мастем,
Хоса имрӯз, ки бо мо хушак аст!
Бичаҳам, ҳалқаи зулфаш гирам,
Ки дар он ҳалқа тамошо хушак аст!
Шамси Табрез, ки нури дилҳост,
Доимо бо гули раъно хушак аст!

# 129

Ҳар ки болост, мар ӯро чӣ ғам аст?!
Ҳар ки он ҷост, мар ӯро чӣ ғам аст?!
Ки аз ин сӯ ҳама ҷон асту ҳаёт,
Ки аз ин сӯ ҳама лутфу карам аст!
Худ аз ин сӯ, ки на сӯй асту на ҷо,
Қадам андар қадам андар қадам аст!
Ин адам худ чӣ муборак ҷоест,
Ки мададҳои вуҷуд аз адам аст!
Ҳама дилҳо нигарон сӯйи адам,
Ин адам нест, ки боғи Ирам аст!
Ин ҳама лашкари андешаи дил
Зи сипоҳони адам як алам аст!

Зи ту то ғайб ҳазорон сол аст,
Чу равӣ аз раҳи дил, як қадам аст!

## 130

Ҳар ҷавр, к-аз ту ояд, бар худ ниҳам ғаромат,
Ҷурми турову худро бар худ ниҳам тамомат!
Ай моҳрӯй, аз ту сад ҷавр агар биёяд,
Танро бувад чу хилъат, ҷонро бувад саломат!
Ҳар кас зи ҷумла олам аз ту насиб доранд,
Ишқи ту шуд насибам, аҳсант, ай каромат!
Гаҳ ҷом маст гардад аз лаззати майи ту,
Гаҳ май ба ҷӯш ояд аз ҷошнии ҷомат!
Маънӣ ба саҷда ояд чун сурати ту бинад,
Ҳар ҳарф рақс орад, чун бишнавад каломат!
Ошиқ чу масттар шуд, бар вай маломат ояд,
Зеро ки нуқли ин май набвад ба ҷуз маломат!

## 131

Имрӯз шаҳри моро сад равнақ асту ҷон аст,
Зеро ки шоҳи хубон имрӯз дар миён аст!
Ҳайрон чаро набошад, хандон чаро набошад
Шаҳре, ки дар миёнаш он соримиЗ0 замон аст?!
Он офтоби хубӣ чун бар замин битобад,
Он дам замини хокӣ биҳтар зи осмон аст!
Бар чархи сабзпӯшон пар мезананд, яъне
Султону хусрави мо он асту сад чунон аст!
Ай ҷони ҷони ҷонон, аз мо салом бархон,
Раҳм ор бар заъифон, ишқи ту беамон аст!
Чун сабзу хуш набошад олам, чу ту баҳорӣ,
Чун эманӣ набошад, чун шер посбон аст?!
Чун кӯфт ӯ дари дил, ноомада ба манзил,
Донист ҷон зи бӯяш, к-он ёри миҳрбон аст!
Он, к-ӯ кашид дастат, ӯ офаридаастат,
В-он, к-ӯ қариби ҷон шуд, ӯ соҳиби қирон аст!
Ӯ моҳи бехусуф аст, хуршеди бекусуф аст,
Ӯ хамри бехумор аст, ӯ суди безиён аст!
Он шаҳрёри аъзам базме ниҳод хуррам,
Шамъу шаробу шоҳид имрӯз ройгон аст!
Чун маст гашт мардум, шуд гавҳараш бараҳна,
Паҳлӯ шикаст ъиззу онро з-он кас, ки паҳлавон аст!
Даллола чун сабо шуд, аз хор гул ҷудо шуд,
Борон наботҳоро дар боғ имтиҳон аст!
Бе нозанинӣ кай кард нозу бинӣ,
Ҳар кас, ки кард, валлаҳ, хом асту қалтабон аст!
Хомуш, ки то бигӯяд беҳарфу безабон ӯ,
Худ чист ин забонҳо, гар он забон забон аст?!

## 132

Бинмой рух, ки боғу гулистонам орзуст,
Бикшой лаб, ки қанди фаровонам орзуст!

---

[30] Сорим – шамшер.

Ай офтоби ҳусн, бурун о даме зи абр,
К-он чиҳраи мушаъшаъи тобонам орзуст!
Бишнидам аз ҳавои ту овози табл боз,
Бозомадам, ки соъиди султонам орзуст!
Гуфтӣ зи ноз: "Беш маранҷон маро, бирав!",
Он гуфтанат, ки «беш маранҷонам» орзуст!
В-он дафъ гуфтанат, ки «бирав, шаҳ ба хона нест!»,
В-он нозу бозу тундии дарбонам орзуст!
Дар дасти ҳар ки ҳаст, зи хубӣ қурозаҳост,[31]
Он маъдани малоҳату он конам орзуст!
Ин нону оби чарх чу сел аст бевафо,
Ман моҳиям, наҳангам, Уммонам орзуст!
Яъқубвор "воасафо!"-ҳо ҳамезанам,
Дидори хуби Юсуфи Канъонам орзуст!
Валлаҳ, ки шаҳр бе ту маро ҳабс мешавад,
Оворагийи кӯҳу биёбонам орзуст!
З-ин ҳамраҳони сустаносир дилам гирифт,
Шери Худову Рустами Дастонам орзуст!
Ҷонам малӯл гашт зи Фиръавну зулми ӯ,
Он нури рӯйи Мӯсии Имронам орзуст!
З-ин халқи пуршикояти гирён шудам малӯл,
Он ҳоюҳуву наъраи мастонам орзуст!
Гӯётарам зи булбул, аммо зи рашки ом
Муҳр аст бар даҳонаму афғонам орзуст!
Дӣ шайх бо чароғ ҳамегашт гирди шаҳр,
К-аз деву дад малӯламу инсонам орзуст!
Гуфтанд: "Ёфт менашавад, ҷустаем мо!",
Гуфт: "Он, ки ёфт менашавад, онам орзуст!"
Ҳарчанд муфлисам, напазирам ақиқи хурд,
Кони ақиқи нодири арзонам орзуст!
Пинҳон зи дидаҳову ҳама дидаҳо аз ӯст,
Он ошкорсанъати пинҳонам орзуст!
Худ кори ман гузашт зи ҳар орзуву оз,
Аз кону аз макон пайи арконам орзуст!
Гӯшам шунид қиссаи имону маст шуд,
Ку қисми чашм, сурати имонам орзуст!
Як даст ҷоми бодаву як даст ҷаъди ёр,
Рақсе чунин миёнаи майдонам орзуст!
Мегӯяд он рубоб, ки мурдам зи интизор,
Дасту канору захмаи Усмонам орзуст!
Ман ҳам рубоби ишқаму ишқам рубобӣ аст,
В-он лутфҳои захмаи Раҳмонам орзуст!
Боқии ин ғазалро, ай мутриби зариф,
З-ин сон ҳамешумор, ки з - ин сонам орзуст!
Бинмой, Шамси мафхари Табрез, рӯ зи Шарқ,
Ман ҳудҳудам, ҳузури Сулаймонам орзуст!

[31] Пули майда, тиллореза.

# 133

Бар ошиқон фариза бувад ҷустуҷӯйи дӯст,
Бар рӯву сар чу сел давон то ба ҷӯйи дӯст!
Худ ӯст ҷумла толибу мо ҳамчу сояҳо,
Ай гуфтугӯйи мо ҳамагӣ гуфтугӯйи дӯст!
Гоҳе ба ҷӯйи дӯст чу оби равон хушем,
Гоҳе чу об ҳабс шудан дар сабӯйи дӯст!
Гаҳ чун ҳавиҷи[32] дег биҷӯшему ӯ ба фикр
Кафгир мезанад, ки чунин аст хӯйи дӯст!
Бар гӯши мо ниҳода даҳон ӯ ба дамдама,
То ҷони мо бигирад якбора бӯйи дӯст!
Чун ҷони ҷон вай омад, аз вай гурез нест,
Ман дар ҷаҳон надидам як ҷон адӯйи дӯст!
Бигдозадат зи нозу чу мӯят кунад заъиф,
Надҳӣ ба ҳар ду олам яктой мӯйи дӯст!
Бо дӯст мо нишаста, ки ай дӯст, дӯст ку?!
Ку-ку ҳамезанем зи мастӣ ба кӯйи дӯст!
Тасвирҳои нохушу андешаи ракик
Аз табъи суст бошаду ин нест сӯйи дӯст!
Хомӯш бош, то сифати хеш худ кунад,
Ку ҳоюҳӯйи сарди ту, ку ҳоюҳӯйи дӯст?!

# 134

Соқӣ, биёр бода, ки айём бас хуш аст,
Имрӯз рӯзи бодаву хиргоҳу оташ аст!
Соқӣ зарифу бода латифу замон шариф,
Маҷлис чу чарх равшану дилдор маҳваш аст!
Бишнав навои ной, к-аз он нафҳа бонавост,
Даркаш шароби лаъл, ки ғам дар кашокаш аст!
Имрӯз ғайри тавба набинӣ шикастайе,
Имрӯз зулфи дӯст бувад, к - он мушавваш аст!
Ҳафтод бор тавба кунад шаб Расули Ҳақ,
Тавбашикан Ҳақ аст, ки тавба мухаммаш аст!
Он сурати ниҳон, ки ҷаҳон дар ҳавои ӯст,
Бар обу гил ба қудрати Яздон мунаққаш аст!
Имрӯз ҷон биёбад, ҳар ҷо, ки мурдаест,
Чашме дигар кушояд, чашме, ки аъмаш аст!
Шохе, ки хушк нест, зи оташ мусаллам аст,
Аз тир ғам надорад сағрӣ,[33] ки таркаш аст!
Дар ошиқе нигар, ки рухаш бӯсагоҳи ӯст,
Мангар бад-он, ки зарду заъифу мукармаш аст!
Бас тан амири хоку дилаш бар фалак асир,
Бас дона зери хоки дарахташ мунаъъаш аст!
Дар хок кай бувад, ки дилаш ганҷи гавҳар аст,
Дилтанг кай бувад, ки дилором дар каш аст!
Ай мурдашӯйи ман, занахамро бибанд сахт,
Зеро ки бе даҳон дилу ҷонам шакарчаш аст!
Хомуш, занах мазан, ки туро мурдашӯй нест,

[32] Сабзӣ, зарҷома.

[33] Карал, сурин, рон.

Зоти туро мақом на панҷ асту не шаш аст!

# 135

Ай гул, туро агарчи ки рухсор нозук аст,
Рух бар рухаш мадор, ки он ёр нозук аст!
Дар дил мадор низ, ки рух бар рухаш ниҳӣ,
К - ӯ сирри дил надонаду дилдор нозук аст!
Чун орзу зи ҳадд шуд, дуздида саҷда кун,
Бисёр ҳам макӯш, ки бисёр нозук аст!
Гар бехудӣ зи хеш, ҳама вакт вақти туст,
Гар не, ба вақт ой, ки асрор нозук аст!
Дилро зи ғам бирӯб, ки хонай хаёли ӯст,
Зеро хаёли он бути айёр нозук аст!
Рӯзе битофт сояи гул бар хаёли дӯст,
Бар дӯст кор кард, ки ин кор нозук аст!
Андар хаёли мафхари Табрез - Шамси дин
Мангар ту хор, к-он шаҳи хунхор нозук аст!

# 136

Ҷоно, ҷамоли рӯҳ басе хубу бофар аст.
Лекин ҷамолу ҳусни ту худ чизи дигар аст!
Ай он, ки солҳо сифати рӯҳ мекунӣ,
Бинмой як сифат, ки ба зоташ баробар аст!
Дар дида мефазояд нур аз хаёли ӯ,
Бо ин ҳама ба пеши висолаш мукаддар аст!
Мондам даҳони боз зи таъзими он ҷамол,
Ҳар лаҳза бар забону дил Аллоҳу Акбар аст!
Дил ёфт дидае, ки муқими ҳавои туст,
Оваҳ, ки он ҳаво чи дилу дидапарвар аст!
Аз ҳуру моҳу рӯҳу парӣ ҳеч дам мазан,
К-онҳо ба ӯ намонаду ӯ чизи дигар аст!
Чокарнавозӣ аст, ки кардаст ишқи ту,
Варна куҷо диле, ки бад - он ишқ дарх(в)ар аст?!
Ҳар дил, ки ӯ нахуфт шабе дар ҳавои ту,
Чун рӯз равшан асту ҳаво з-ӯ мунаввар аст!
Ҳар кас, ки бемурод шуд, ӯ чун муриди туст,
Бе сурати мурод муродаш муяссар аст!
Ҳар дӯзахӣ, ки сӯхту дар ин ишқ ӯфтод,
Дар Кавсар ӯфтод, ки ишқи ту Кавсар аст!
Поям намерасад ба замин аз умеди васл,
Ҳарчанд аз фироқи туам даст бар сар аст!
Ғамгин машав, дило, ту аз ин зулми душманон,
В-андеша кун дар ин ки дилором довар аст!
Аз рӯйи заъфарони ман ар шод шуд адӯ,
Не рӯйи заъфарони ман аз варди аҳмар аст!
Чун бартар аст хубии маъшуқам аз сифат,
Дардам чи фарбиҳ асту мадеҳам чи лоғар аст!
Оре, чу қоъидаст, ки ранҷури зорро
Ҳарчанд ранҷ беш бувад, нола камтар аст!
Ҳамчун қамар битофт зи Табрез Шамси дин,
Не, худ қамар чи бошад, к-он рӯй ақмар аст!

# 137

Аз бомдод рӯйи ту дидан ҳаёти мост,
Имрӯз рӯйи хуби ту, ёраб, чи дилрабост?!
Имрӯз дар ҷамоли ту худ лутфи дигар аст,
Имрӯз ҳар чи ошиқи шайдо кунад, сазост!
Имрӯз он касе, ки маро дӣ бидод панд,
Чун рӯйи ту бидид, зи ман узрҳо бихост!
Сад чашм вом хоҳам, то дар ту бингарам,
Ин вом аз кӣ хоҳаму в-он чашм худ кирост?!
Дар пеш буд давлати имрӯз, лоҷарам,
Меҷасту метапид дили банда рӯзҳост!
Аз ишқ шарм дорам, агар гӯямаш башар,
Метарсам аз Худой, ки гӯям, ки ин Худост!
Абрӯм меҷаҳиду дили банда метапид,
Ин менамуд рӯ, ки чунин бахт дар қафост!
Раққостар дарахт дар ин боғҳо манам,
Зеро дарахти бахтаму андар сарам сабост!
Чун бошад он дарахт, ки баргаш ту додайӣ?!
Чун бошад он ғариб, ки ҳамсояи ҳумост?
Дар зилли офтоби ту чархе ҳамезанем,
Кӯрии он, ки гӯяд: "Зилл аз шаҷар ҷудост!"
Ҷон наъра мезанад, ки зиҳӣ ишқи оташин,
К-оби ҳаёт дорад бо ту нишасту хост!
Чун бигзарад хаёли ту дар кӯйи синаҳо,
Пойи бараҳна дил бадар ояд, ки ҷон куҷост?!
Рӯйи замин чу нур бигирад зи моҳи ту,
Гуйӣ, ҳазор Зуҳраву Хуршед бар самост!
Дар равзани дилам назаре кун чу офтоб,
То осмон нагӯяд, к-он моҳ бевафост!
Қаддам камон шуд аз ғаму додам нишон каж,
Бо ишқи ҳамчу тирам инак нишон рост!
Дар дил хаёли хиттаи Табрез нақш баст,
К-он хонаи иҷобату дил хонаи дуъост!

# 138

Пинҳон машав, ки рӯйи ту бар мо муборак аст,
Наззораи ту бар ҳама ҷонҳо муборак аст!
Як лаҳза соя аз сари мо дуртар макун,
Донистайӣ, ки сояи анқо муборак аст?!
Ай навбаҳори ҳусн, биё, к - он ҳавои хуш
Бар боғу роғу гулшану саҳро муборак аст!
Ай сад ҳазор ҷони муқаддас фидои ӯ,
К-ояд ба кӯйи ишқ, ки он ҷо муборак аст!
Савдоием аз туву баттолу кӯбакӯ,
Маро чунин батолату савдо муборак аст.
Ай бастагони тан, ба тамошои ҷон равед,
К-охир расул гуфт: "Тамошо муборак аст!"
Ҳар баргу ҳар дарахт расулест аз адам,
Яъне, ки киштҳои мусаффо муборак аст!
Чун баргу чун дарахт бигуфтанд безабон,
Бе гӯш бишнавед, ки инҳо муборак аст!
Ай ҷони чор унсури олам, ҷамоли ту
Бар обу боду оташу ғабро муборак аст!
Яъне, ки ҳар чи корӣ, он гум намешавад,
Кас тухми дин накорад, илло муборак аст!
Саҷда барам, ки хоки ту бар сар чу афсар аст,
По дарниҳам, ки роҳи ту бар по муборак аст!
Меоядам ба чашм ҳамин лаҳза нақши ту,

Валлаҳ хуҷаста омаду ҳаққо, муборак аст!
Нақше, ки ранг баст аз ин хок, бевафост,
Нақше, ки ранг баст зи боло, муборак аст!
Бар хокиён ҷамоли баҳорон хуҷаста аст,
Бар моҳиён тапидани дарё муборак аст!
Он офтоб, к - аз дил дар синаҳо битофт,
Бар аршу фаршу гунбади хазро муборак аст!
Дилро маҷол нест, ки аз завқ дам занад,
Ҷон саҷда мекунад, ки Худоё, муборак аст!
Ҳар дил, ки бо ҳавои ту имшаб шавад ҳариф,
Ӯро, яқин бидон ту, ки фардо муборак аст!
Бифзо шароб хомушу моро хамӯш кун,
К-андар дарун нуҳуфтани ашё муборак аст!

# 139

Соқиву сирдиҳе зи лаби ёрам орзуст,
Бадмастие зи наргиси хамморам орзуст!
Ҳиндуи турраат чи расанбоз лӯлиест,
Лӯлигарии турраи тарророрам орзуст!
Андар дилам зи ғамзаи ғаммоз фитнаҳост,
Фитнанишони ҷодуи беморам орзуст!
З-он рӯ, ки ғадрҳову дағоҳош бас хуш аст,
Ғадраш маро бисӯзад, ғаддорам орзуст!
З-он шамъи беназир, ки дар ломакон битофт,
Парвонавор сӯхтаи ҳамворам орзуст!
Гулзори ҳусн, рӯ бикушо, з-он ки аз рухат
Маҳ шармсор гаштаву гулзорам орзуст!
Баъд аз чаҳор сол нишастем ду ба ду,
Як раҳ ба кӯйи васли ту дучорам орзуст!
Инкор кард ақли ту в - ин кор карда ишқ,
Инкор суд нест, чун ин корам орзуст!
Ронем болиши шаҳу роне ба захми мор,
Бо Мустафои ҳусн - дар он ғорам орзуст!
Тотор ҳаҷр кард, сиёҳиву анбаре
З - он мушкҳои оҳуи тоторам орзуст!
Борест бар дилам, ки маро ҳеч бор нест,
Ай шоҳ, бор диҳ, ки яке борам орзуст!
Ор аст, ай хафош, туро нози офтоб,
Сад саҷда ман бикарда бар он орам орзуст!
Бо дор - дори ваъдаи васлат расид сабр,
Ҳиҷрон ду чашм баставу бар дорам орзуст!
Ҳаст ин сипоҳи ишқи ту ҷонсӯзу дилфурӯз,
В-андар сипоҳ ишқи ту солорам орзуст!
Даҷҷоли ҳаҷр бар сарам аз ғам қиёмат аст,
Лобуд фусуни Исиву тиморам орзуст!
Макре бикард бандаву макре бикард васл,
Аз макр тавба кардаму маккорам орзуст!
То сӯйи гулшани тараб оям харобу маст,
Аз гулшани висоли ту як хорам орзуст!
З-он турраҳои зулф камар соз бандаро,
К-аз шаҳр даррамидаму куҳсорам орзуст!
Мӯсии ҷон бидид дарахте зи нури нор,
Он шуълаи дарахту аз он норам орзуст!
Табрез чун биҳишт зи дидори Шамси дин,
Андар биҳишт рафтаву дидорам орзуст!

# 140

Моро канор гир, туро худ канор нест,
Ошиқ навохтан, ба Худо, ҳеч ор нест!
Беҳадду беканорӣ, н-ойӣ ту дар канор,
Ай баҳри беамон, ки туро зинҳор нест!
З-он шаб, ки моҳи хеш намудӣ ба ошиқон,
Чун чархи беқарор касеро қарор нест!
Ҷуз файз баҳри фазли ту моро умед нест,
Ҷуз гавҳари санои ту моро нисор нест!
То кору бори ишқ ҳавои ту дидаем,
Моро таҳайюрест, ки бо кор кор нест!
Як мир вонамо, ки туро ӯ асир нест,
Як шер вонамо, ки туро ӯ шикор нест!
Мурғони ҷастаем зи сад дом мардвор,
Домест доми ту, ки аз ин сӯ матор нест!
Омад расули ишқи ту чун соқии сабӯҳ,
Бо ҷоми бодае, ки мар онро хумор нест!
Гуфтам, ки нотавонаму ранҷурам аз фироқ,
Гуфто: "Бигир, ҳин, ки гаҳи иътизор нест!
Гуфтам: "Баҳона нест, ту худ ҳоли ман бибин,
Мапзир узри банда, агар зор - зор нест!
Корам ба як дам омад аз дамдамай ҷафо,
Ҳангоми мурдан аст, замони иқор нест!"
Гуфто, ки ҳоли хеш фаромӯш кун, бигир,
Зеро ки ошиқонро ҳеч ихтиёр нест!
То нагзарӣ зи роҳату ранҷу зиёди хеш,
Сӯйи муқаррабони висолат гузор нест!
Обе бизан аз ин маю биншон ғубор ҳуш,
Ҷуз моҳи ишқ, ҳар чи бувад, ҷуз ғубор нест!

# 141

Шоҳ кушодаст рӯ, дидаи шаҳбин кирост?!
Бодаи гулгуни шаҳ бар гулу насрин кирост?!
Шоҳ дар ин дам ба базм пойи тараб дарниҳод,
Бар сари зонуи шаҳ такяву болин кирост?!
Пеши рухи офтоб чарх паёпай кӣ зад?!
Дар тутуқи абри тан моҳ ба таъйин кирост?!
Соғари мо мешумурд, вай бишуда аз шумор,
Гар бинашуд аз шумор, соғари пешин кирост?!
Аз асари рӯйи шаҳ ҳар нафасе шоҳиде,
Сар кашад аз ломакон гӯяд: "Кобин кирост?!"
Ай бас мурғони об бар лаби дарёи иш,
Синаи сайёд ку?! Дидаи шоҳин кирост?!
Ҳин, ки буроқони ишқ дар чаманаш мечаранд,

Танг даромад висол, лойиқашон зин кирост?!
Симбари хуби ишқ рафт ба хиргоҳи дил,
Чиҳраи зар лойиқи он бари симин кирост?!
Хусрави ҷон Шамси дин - мафхари табрезиён,
Дар ду ҷаҳон ҳамчу ӯ шоҳи хушойин кирост?!

# 142

Ҳар нафас овози ишқ мерасад аз чап ва рост,
Мо ба фалак меравем, азми тамошо кирост?!
Мо ба фалак будаем, ёри малак будаем,
Боз ҳамон ҷо равем ҷумла, ки он шаҳри мост!
Худ зи фалак бартарем, в - аз фалак афзунтарем,
З-ин ду чаро нагзарем?! Манзили мо кибриёст!
Гавҳари пок аз куҷо?! Одами хок аз куҷо?!
Бар чи фуруд омадед, бор кунед, ин чи ҷост?!
Бахти ҷавон ёри мо, додани ҷон кори мо,
Қофиласолори мо - фахри ҷаҳон Мустафост!
Аз маҳи ӯ маҳ шикофт, дидани ӯ барнатофт,
Моҳ чунон бахт ёфт, ӯ, ки камина гадост!
Бӯйи хуши ин насим аз шикани зулфи ӯст,
Шаъшаъаи ин хаёл з - он рухи чун ваззуҳост!
Дар дили мо дарнигар ҳар дами шаққи қамар,
К - аз назари он назар чашми ту он сӯ чарост?!
Халқ чу мурғобиён зода зи дарёи ҷон,
Кай кунад ин ҷо мақом мурғ, к - аз он бахр хост?!
Балки ба дарё-дарем, ҷумла дар ӯ ҳозирем,
Варна зи дарёи дил мавҷ паёпай чарост?!
Омад мавҷи аласт, киштии қолаб бибаст,
Боз чу киштӣ шикаст, навбати васлу лиқост.!

# 143

Навбати васлу лиқост, навбати ҳашру бақост,
Навбати лутфу атост, баҳри сафо дар сафост!
Дурҷи ато шуд падид, ғурраи дарё расид,
Субҳи саъодат дамид, субҳ чӣ, нури Худост!
Сурату тасвир кист?! Ин шаҳу ин мир кист?!
Ин хиради пир кист?! Ин ҳама рӯпӯшҳост!
Чораи рӯпӯшҳо ҳаст чунин ҷӯшҳо,
Чашмаи ин нӯшҳо дар сару чашми шумост.
Дар сари худ печ, лек ҳаст шуморо ду сар,
Ин сари хок аз замин в-он сари пок аз самост!
Ай бас сарҳои пок рехта дар пойи хок,
То ту бидонӣ, ки сар з-он сари дигар ба пост!
Он сари аслӣ ниҳон в-он сари фаръӣ аён,
Дон, ки паси ин ҷаҳон олами бемунтаҳост!
Машк бибанд, ай сақо, менабарад хунби мо,
Кӯзаи идрокҳо танг аз ин тангност!
Аз суйи Табрез тофт Шамси ҳақу гуфтамаш:
"Нури ту ҳам муттасил бо ҳамаву ҳам ҷудост!"

# 144

Кор надорам ҷуз ин, коргаҳу корам ӯст,
Лоф занам, лоф, лоф, чунки харидорам ӯст!

Тӯтии гӯё шудам, чун шакаристонам ӯст,
Булбули бӯё шудам, чун гулу гулзорам ӯст!
Пар ба малак барзанам, чун пару болам аз ӯст,
Сар ба фалак барзанам, чун сару дасторам ӯст!
Ҷону дилам сокин аст, чунки дилу ҷонам ӯст,
Қофилаам эман аст, қофиласолорам ӯст!
Бар масали гулситон рангразам хумми ӯст,
Бар масали офтоб теғи гуҳардорам ӯст!
Хонаи ҷисмам чаро саҷдагаҳи халқ шуд?!
З-он ки ба рӯзу ба шаб бар дару деворам ӯст!
Даст ба дастат ҷуз ӯ менасупорад дилам,
З-он ки табиби ғами ин дили беморам ӯст!
Бар рухи ҳар кас, ки нест доғи ғуломии ӯ,
Гар падари ман бувад, душману ағёрам ӯст!
Ай ки ту муфлис шудӣ, санг ба дил барзадӣ,
Силла зи ман хоҳ, з - онк махзану анборам ӯст!
Шоҳ маро хондааст, чун наравам пеши шоҳ?!
Мункири ӯ чун шавам?! Чун ҳама иқрорам ӯст.
Гуфт: "Хамуш, чанд - чанд лофи туву гуфти ту?!",
Ман чӣ кунам, ай азиз, гуфтани бисёрам ӯст!

# 145

Боз даромад ба базм маҷлисиён дӯст, дӯст,
Гарчи ғалат медиҳад, нест ғалат, ӯст, ӯст!
Гоҳ хуши хуш шавад, гаҳ ҳама оташ шавад,
Таъбияҳои аҷаб ёри маро хӯст, хӯст!
Нақши вафо вай кунад, пушт ба мо кай кунад?!
Пушт надорад чу шамъ, ӯ ҳамагӣ рӯст, рӯст!
Пӯст раҳо кун чу мор, сар ту баровар зи ёр,
Мағз надорӣ магар, то кай аз ин пӯст, пӯст?!
Ҳар ки ба ҷидди тамом дар ҳаваси мост, мост!
Ҳар ки чу сели равон дар талаби ҷӯст, ҷӯст!
Аз ҳаваси ишқи ӯ боғ пур аз булбул аст,
В-аз гули рухсори ӯ мағз пур аз бӯст, бӯст!
Мафхари табрезиён Шамси Ҳақ огаҳ бувад,
К-аз ғами ишқ ин танам бар масали мӯст, мӯст!

# 146

Он ки чунон меравад, ай аҷаб, ӯ ҷони кист?!
Сахт равон меравад, сарви хиромони кист?!
Ҳалқаи он ҷаъди ӯ силсилаи пойи кист?!
Зулфи чалиповашаш офати имони кист?!
Дулдули мо суратест, ай аҷаб, он нақши кист?!
В - ин ҳама бӯҳои хуш аз суйи бустони кист?!
Дидам он шоҳро, он шаҳи огоҳро,
Гуфтам: Ин шоҳ кист?! Хусраву султони кист?!"
Чун сухани ман шунид, гуфт ба хосони хеш,
К-ин ҳама дуд аз куҷост, ҳоли парешони кист?!
Ақл равон сӯбасӯ, рӯҳ давон кӯбакӯ,
Дил ҳама дар ҷустуҷӯ, ё Раб, ҷӯёни кист?!
Дил чи ниҳӣ дар ҷаҳон, бош дар ӯ меҳмон,
Бандаи он шав, ки ӯ донад миҳмони кист!
Дар дили ман доругир ҳаст дусад шоҳу мир,
Ин дили пурғулғула маҷлису айвони кист?!
Арсаи дил бекарон, гум шуда дар вай ҷаҳон,

Ай дили дарёсифат сина биёбони кист?!
Ғам чи кунад бо касе, донад ғам аз куҷост?!
Шоди абад гашт он-к донад шодони кист!
Ай зада лофи карам, гуфта, ки ман муҳсинам,
Марги ту гӯяд туро, к-ин ҳама иҳсони кист!
Он дам, к-ин дӯстон бо ту дигаргун шаванд,
Пас ту бидонӣ, ки ин ҷумла тилисмони кист!
Нақди суханро бимон, сиккаи султон биҷӯ,
К-ай зари комилъиёр, нақди ту аз кори кист?!

# 147

Ай ғам, агар мӯ шавӣ, пеши манат бор нест,
Дар шакаринай, яқин сиркаи инкор нест!
Гарчи ту хунхорайӣ, раҳзану айёрайӣ,
Қиблаи мо ғайри он дилбари айёр нест!
Кони шакарҳост ӯ, мастии сарҳост ӯ,
Раҳ набарад бо вай он-к мурғи шакархор нест!
Ҳар ки диле доштаст, бандаи дилбар шудаст,
Ҳар ки надорад диле, толиби дилдор нест!
Кал чӣ кунад шонаро чунки варо мӯй нест?!
Пуд чи кор оядаш, он ки варо тор нест?!
Бо сари майдон чи кор, он ки бувад харсувор,
То чи кунад сайрафӣ, ҳар к-аш динор нест!
Ҷони Калиму Халил ҷониби оташ давон,
Ноз намояд, дар ӯ ҷуз гулу гулзор нест!
Ай ғам, аз ин ҷо бирав, варна сарат шуд гарав,
Ранги шаби тираро тоби маҳи ёр нест!
Ай ғами пурхор, рав, дар дили ғамхор рав,
Нуқли бахилонаат туъмаи хаммор нест!
Дидаи ғайни ту танг, мимат аз он тангтар,
Тунги матоъи туро ишқ харидор нест!
Ай ғами шодишикан, пуршакар аст ин даҳан,
К-аз шакарогандагӣ мумкини гуфтор нест!

# 148

Пеши чунин моҳрӯ гиҷ шудан воҷиб аст,
Ишрату парвонаро шамъу лаган воҷиб аст!
Ҳаст зи чанги ғамаш гӯши маро кашмакаш,
Ҳар дамам аз чанги ӯ тантани тан воҷиб аст!
Далви ду чашми маро гарчи ки кам нест об,
Мардумаки дидаро чоҳи зақан воҷиб аст!
Дилбари чун моҳро ҳар чи кунад, мерасад,
Ошиқи даргоҳро хулқи ҳасан воҷиб аст!
Турраи хеш, ай нигор, худ ба кафи ман супор,
Ҳар ки дар ин чаҳ фитод, дод расан, воҷиб аст!
Ишқ, ки шаҳри хушист, ин ҳама ағёр чист?!
Ҳифзи чунин шаҳрро бурҷу бидан воҷиб аст!
Ғамзаи дуздидаро шаҳнаи ғам дар пай аст,
Равшании дидаро хуби Хутан воҷиб аст!
Ошиқи Исо найӣ, бо хуру хар кай зийӣ,
Колбади мурдаро гӯру кафан воҷиб аст!
Марями ҷонро мухоз бурд ба нахлу риёз,
Мунқатиъи дардро назли ватан воҷиб аст!
Назли дили боркаш ҳаст мулоқоти х(в)аш,
Ноқаи пурфоқаро шурбу атан воҷиб аст!

Лутф кун, ай кони қанд, роҳи даҳонам бибанд,
Уштури сармастро банди даҳан воҷиб аст!

# 149

Колбади мо зи хоб коҳилу машғул хост,
Он ки ба ракс оварад коҳили моро, куҷост?!
Он ки ба ракс оварад, пардаи дил бардарад,
Ин ҳама бӯяш кунад, дидани ӯ худ ҷудост!
Дил чу шуд аз ишқ гарм, рафт зи дил тарсу нарм,
Шуд нафасаш оташин, ишқ яке аждаҳост!
Соқии ҷон дар қадаҳ дӯш агар дурд рехт,
Дурдии соқии мо ҷумла сафо дар сафост!
Бодаи ишқ, ай ғулом, нест ҳалолу ҳаром,
Пур куну пеш ор ҷом, бингар, навбат кирост!
Ай дили поки тамом, бар ту ҳазорон салом,
Ҷумлаи хубон ғулом, ҷумлаи хубӣ туростӣ!
Саҷда кунам пеши ёр, гӯяд дил: "Ҳуш дор,
Додани ҷон дар суҷуд ҷони ҳама саҷдаҳост!"

# 150

Ҳар нафас овози ишқ мерасад аз чап ва рост,
Мо ба чаман меравем, азми тамошо кирост?!
Навбати хона гузашт, навбати бустон расид,
Субҳи саъодат дамид, вақти висолу лиқост!
Ай шаҳи сохибқирон, хез зи хоби гарон,
Маркаби давлат бирон, навбати васл они мост!
Табли вафо кӯфтанд, роҳи само рӯфтанд,
Айни шумо накд шуд, насяи фардо куҷост?!
Рум баровард даст, зангии шабро шикаст,
Олами болову паст пурламаъону сафост!
Ай хунук онро, ки ӯ раст аз ин рангу бӯ,
З-он ки ҷуз ин рангу бӯ дар дилу ҷон рангҳост!
Ай хунук он ҷону дил, к-ӯ раҳад аз обу гил,
Гарчи дар ин обу гил дастгаҳи кимиёст!

# 151

Зи офтоби саъодат маро шаробот аст,
Ки зарраҳои танам ҳалқаи харобот аст!
Салои чиҳраи хуршеди мо, ки фирдавс аст,
Салои сояи зулфайни ӯ, ки ҷаннот аст!
Ба осмону замин лутфи ӣтиё фармуд,
Ки осмону замин масти он муроъот аст!
Зи ҳасту нест бурун аст тахтгоҳи малак,
Ҳазорсола аз он сӯй нафйу исбот аст!
Ҳазор дар зи сафо андаруни дил боз аст,
Шитоб кун, ки зи таъхирҳо бас офот аст!
Ҳаётҳои ҳаётофарин бувад он ҷо,
Аз он ки шоҳи ҳақойиқ на шоҳи шаҳмот аст!
Зи нардбони дарун ҳар нафас ба миъроҷанд,
Пиёлаҳои пур аз хун, нигар, ки оёт аст!
Дар он ҳаво, ки худованд Шамси Табрезист,
На лофи чархаи чарх асту не самовот аст!

## 152

Ситеза кун, ки зи хубон ситеза ширин аст,
Баҳона кун, ки бутонро баҳона ойин аст!
Аз он лаби шакаринат баҳонаҳои дурӯғ
Ба ҷойи фотиҳаву кофҳову ёсин аст!
Вафо тамаъ накунам, з - он ки ҷавр хубонро
Табиъат асту сиришт асту одату дин аст!
Агар туруш куниву рӯ зи мо бигардонӣ,
Ба қосид асту ба макр асту он дурӯғин аст!
Зи дасти ғайри ту андар даҳони ман ҳалво,
Ба ҷони поки азизон, ки гурзи рӯйин аст!
Ҳазор ваъда диҳ, он гаҳ хилоф кун ҳамаро,
Ки он шароб, ки арзад, сад оби хуш ин аст!
Зар ӯ диҳад, ки рухаш аз фироқ ҳамчу зар аст,
Чаро диҳад зару сим он парӣ, ки симин аст?!
Ҷавоби ҳамчу шакар ӯ диҳад, ки муҳтоҷ аст,
Ҷавоби талхи туро сад ҳазор тамкин аст!
Ҷамолу ҳусни ту ганҷ асту хӯйи бад чун мор,
Бақои ганҷи ту бодо, ки он бурунин аст!
Қумоши ҳастии моро ба нози хеш бисӯз,
Ки он закоти латифат насиби мискин аст!
Буруни дар ҳамаро чун сагони кӯ биншон,
Ки дар шараф сари кӯйи ту Тури Синин аст!
Хуранд чӯби халифа шаҳон, чу шоҳ шаванд,
Ҷафои ишқ кашидан фани салотин аст!
Имом фотиҳа хонад, малак кунад омин,
Маро, чу фотиҳа хондам, умед омин аст!
Ҳар он фиреб, к - аз андешаи ту мезояд,
Ҳазор гавҳару лаълаш баҳову кобин аст!
Чунон ки мадрасаи фиқҳро буруншавҳост,
Бидон, ки мадрасаи ишқро қавонин аст!
Хамуш кунем, ки то шарҳи он бигӯяд шоҳ,
Ки зинда шахси ҷаҳон з - он гузида талқин аст!

## 153

Ба ҳаққи он, ки дар ин дил ба ҷуз валои ту нест,
Валии ӯ нашавам, к - ӯ зи авлиёи ту нест!
Мабод ҷонам бе ғам, агар фидои ту нест,
Мабод чашмам равшан, агар сақои ту нест!
Вафо мабод умедам, агар ба ғайри ту аст,
Хароб бод вуҷудам, агар барои ту нест!
Кадом ҳусну ҷамоле, ки он на акси ту аст?!
Кадом шоҳу гадое, ки ӯ гадои ту нест?!
Ризо мадиҳ, ки дилам коми душманон гардад,
Бибин, ки номи дили ман ба ҷуз ризои ту нест!
Қазо натонам кардан даме, ки бе ту гузашт,
Вале чи чора, ки мақдур ҷуз қазои ту нест!
Дило, бибоз ту ҷонро бар ӯ, чи меларзӣ?!
Бирав, маларз, фидо кун, чи шуд?! Худои ту нест?!
Маларз бар худ, то бар ту дигарон ларзанд,
Ба ҷони ту, ки туро душмане варои ту нест!

## 154

Чи гавҳарӣ ту, ки касро ба каф баҳои ту нест,
Ҷаҳон чӣ дорад дар каф, ки он атои ту нест?!
Сазои он ки зияд бе рухи ту, з-ин батар аст,
Сазои банда мадиҳ, гарчи ӯ сазои ту нест!
Нисори хоки ту хоҳам ба ҳар даме дилу ҷон,
Ки хок бар сари ҷоне, ки хоки пойи ту нест!
Муборак аст ҳавои ту бар ҳама мурғон,
Чи номуборак мурғе, ки дар ҳавои ту нест!
Миёни мавҷи ҳаводис ҳар он ки истодаст,
Ба ошно бираҳад, чунки ошнои ту нест!
Бақо надорад олам вагар бақо дорад,
Фано-ш гир, чу ӯ маҳрами бақои ту нест!
Чи фаррух аст рухе, ки шаҳӣ - тро мот аст,
Чи хушлиқо бувад он кас, ки бе лиқои ту нест!
Зи захми ту нагурезам, ки сахт хом бувад,
Вале ки сӯхтаи оташи балои ту нест!
Диле, ки нест нашуд, рӯй дар макон дорад,
Зи ломакон-ш биронӣ, ки рав, ки ҷои ту нест!
Карона нест санову саногарони туро,
Кадом зарра, ки саргаштаи санои ту нест!
Назири он, ки низоме ба назм мегӯяд,
Ҷафо макун, ки маро тоқати ҷафои ту нест!

# 155

Ба ҳаққи чашми хумори латифи тобонат,
Ба ҳалқа – ҳалқаи он турраи парешонат!
Бад-он ҳаловати бемарру тунгҳои шакар,
Ки таъбия - ст дар он лаъли шаккарафшонат!
Ба каҳрабое, к- андар ду лаъли ту дарҷ аст,
Ки гашт аз он маҳу хуршеду зарра ҷӯёнат!
Ба ҳаққи ғунчаву гулҳои лаъли рӯҳонӣ,
Ки доми булбули ақл аст дар гулистонат!
Ба оби ҳусну ба тоби ҷамоли ҷонпарвар,
К-аз он кушод даҳонро анори хандонат!
Бад-он ҷамоли илоҳӣ, ки қиблаи дилҳост,
Ки дам ба дам зи тараб саҷда мебарад ҷонат!
Ту Юсуфиву туро муъҷизот бисёр аст,
Вале бас аст худ он рӯйи хуб бурҳонат!
Чи ҷойи Юсуф, бас юсуфон асири туанд,
Худойи азза ва ҷал кай диҳад бад – эшонат?!
Зи ҳар гиёҳу зи ҳар барг рӯядӣ наргис,
Барои диданат ар ҷо будӣ, ба бустон аст!
Чу сӯхт з-оташи ишқи ту ҷони гармравон,
Куҷо диҳад шаҳи сирдон ба дасти сардонат?!
Шуъои рӯйи ту пӯшида кард сурати ту,
Ки ғарқа кард чу хуршед нури субҳонат!
Ҳазор сурат ҳар дам зи нури хуршедат
Барояд аз дили поку намояд иҳсонат!
Даруни хеш агар хоҳадат дили нопок,
Зи аблаҳиву харӣ мекашад ба зиндонат!
На ҳеч оқил бифребадат ба ҳилати ақл,
На пойбанд кунад ҷоҳи ҳеч султонат!
Туро, ки дар ду ҷаҳон менагунҷӣ аз азамат,
Абӯҳурайра гумон чун барад дар анбонат?!
Ба ҳар ғазал, ки сароям туро зи пардаи шиър,
Дилам зи парда ситонад ҳазор чандонат!
Дилам кӣ бошаду ман кистам, ситойиш чист?!

Валек ҷонро гулшан кунам ба райҳонат!
Биё ту – мафхари офоқ, Шамси Табрезӣ,
Ки ту ғариб маҳиву ғариб арконат!

# 156

Ҷаҳону кори ҷаҳон сар ба сар агар бод аст,
Чаро зи бод мукофоти доду бедод аст?!
Ба боду буди Муҳаммад нигар, ки чун боқист,
Зи баъди шашсаду панҷоҳ сахтбунёд аст!
Зи боди Бӯлаҳабу ҷинси ӯ намебинӣ,
Ки аз барои фазиҳат фасонашон ёд аст?!
Чунин суботу бақо бодро куҷо бошад?!
Дар ин субот куҳи Қоф камтар оҳод аст!
Набуд боди дами Исиву дуъои Урир,
Иноятӣ азалӣ буд, ки нур истодаст!
Агарчи боди сухан бигзарад, сухан боқист,
Агарчи боди сабо бигзарад, чаман шод аст!
Зи бими бод ҷаҳон ҳамчу барг меларзад,
Даруни бод, надонӣ, ки теғи пӯлод аст!
Каҳе бувад, ки ба ҷуз бод дар ҷаҳон нашнохт,
Каҳе кӯҳӣ накунад, з-он ки кӯҳ на Фарҳод аст!
Ту бохабар нашавӣ, гар кунам басе фарёд,
Ки аз даруни дилам мавҷҳои фарёд аст!
Агар ту баҳр бибиниву мавҷ бар ту занад,
Яқин шавад, ки на бод аст, мулки обод аст!

# 157

Зи дом чанд бипурсиву донаро чи шудаст?!
Ба бом чанд баройиву хонаро чи шудаст?!
Фасурда чанд нишинӣ миёни ҳастии хеш?!
Танӯри оташи ишқу забонаро чи шудаст?!
Ба гирди оташи ишқаш зи дур мегардӣ,
Агар ту нуқраи софӣ, миёнаро чи шудаст?!
Зи дурдии ғаму андеша сер чун нашавӣ,
Ҷамоли ёру шароби муғонаро чи шудаст?!
Агарчи сардвуҷудӣ - т гарм дарпечид,
Ба раҳ кунаш ба баҳона, баҳонаро чи шудаст?!
Шикоят ар зи замона кунад, бигӯ: "Ту бирав,
Замона бе ту хуш асту замонаро чӣ шудаст?!"
Дарахтвор чаро шох - шох васвасайӣ?!
Ягона бош чу беху ягонаро чи шудаст?!
Дар он Хутан, ки дар ӯ шахс ҳасту сурат нест,
Магӯ фалон чи кас асту фалонаро чи шудаст?!
Нишони ишқ шуд ин дил зи Шамси Табрезӣ,
Бибин, зи давлати ишқам нишонаро чӣ шудаст!

# 158

Ба шоҳи ниҳонӣ расидӣ, ки нӯшат,
Майи осмонӣ чашидӣ, ки нӯшат!
Нигори Хутанро, ҳаёти чаманро
Миёни гулистон кашидӣ, ки нӯшат!
Аё ҷони дилбар, аё ҷумла шаккар,
Чи моҳӣ, чи шоҳӣ, чи идӣ, ки нӯшат!

Зи мастон саломат, зи риндон паёмат,
Ки қуфли тарабро калидӣ, ки нӯшат!
Дило хуш гузидӣ ғами Шамси Табрез,
Гузидай касеро гузидӣ, ки нӯшат!

# 159

Агар мар туро сулҳ оҳанг нест,
Маро бо ту, ай ҷон, сари ҷанг нест!
Ту дар ҷанг ойӣ, равам ман ба сулҳ,
Худойи ҷаҳонро ҷаҳон танг нест!
Ҷаҳонест ҷангу ҷаҳонест сулҳ,
Ҷаҳони маъонӣ ба фарсанг нест!
Ҳам обу ҳам оташ бародар буданд,
Бибин, асли ҳар ду ба ҷуз санг нест!
Ки бе ин ду олам надорад низом,
Агар Рум хуб аст, бе Занг нест!
Маро ақл сад бор пайғом дод,
Хамуш кун, ки фахр аст, он нанг нест!

# 160

Сӯфиён омаданд аз чапу рост,
Дар ба дар, кӯ ба кӯ, ки бода куҷост?!
Дари сӯфӣ дил асту кӯяш ҷон,
Бодаи сӯфиён зи хумми Худост!
Сари хумро кушод соқиву гуфт:
"Ассало, ҳар касе, ки ошиқи мост!"
Инчунин бодаву чунин мастӣ
Дар ҳама мазҳабе ҳалолу равост!
Тавба бишкан, ки дар чунин маҷлис
Аз хато тавба дар ҳазор хатост!
Чун шикастӣ ту зоҳидонро низ,
Ассало зан, ки рӯз рӯзи салост!
Мардумат гар зи чашми хеш андохт,
Мардуми чашми ошиқонат ҷост!
Гар бирафт оби рӯй, кам хур ғам,
Ҷойи ошиқ буруни обу ҳавост!
Ошноён агар зи мо гаштанд,
Ғарқаро ошно дар он дарёст!

# 161

Ишқ ҷуз давлату иноят нест,
Ҷуз кушоди дилу ҳидоят нест!
Ишқро Бӯҳанифа дарс накард,
Шофиъиро дар ӯ ривоят нест!
Лояҷузу яҷуз то аҷал аст,
Илми ушшоқро ниҳоят нест!
Ошиқон ғарқаанд дар шакароб,
Аз шакар Мисрро шикоят нест!
Ҷони махмур чун нагӯяд шукр
Бодаеро, ки ҳадду ғоят нест?!
Ҳар киро пурғаму туруш дидӣ,
Нест ошиқ ва з-он вилоят нест!
Гар на ҳар ғунча пардаи боғест,

Ғайрату рашкро сироят нест!
Мубтадо бошад андар ин раҳ ишқ,
Он, ки ӯ воқиф аз бидоят нест!
Нест шав, нест аз худӣ, зеро
Батар аз ҳастият ҷиноят нест!
Ҳеч роъӣ машав, раъийят шав,
Роъие ҷуз сади риъоят нест!
Бас будӣ бандаро кафобиллаҳ,
Лекаш ин донишу кифоят нест!
Гӯяд: "Ин мушкилу киноёт аст!",
Ин сареҳ аст, ин киноят нест!
Пойи кӯре ба кӯзае барзад,
Гуфт: "Фаррошро виқоят нест!"
Кӯзаву коса чист бар сари раҳ?!
Роҳро з-ин хазаф нақоят[34] нест?!
Кӯзаҳоро зи роҳ баргиред,
Ё ки фаррош дар сиъоят[35] нест!
Гуфт: "Ай кӯр, кӯза бар раҳ нест,
Лек бар раҳ туро дироят[36] нест!
Раҳ раҳо кардайӣ, суйи кӯза
Меравӣ, он ба ҷуз ғавоят[37] нест!"
Хоҷа, ҷуз мастии ту дар раҳи дин
Ояте з-ибтидову ғоят нест!
Оятӣ туву толиби оят,
Биҳ зи оятталаб худ оят нест!
Бераҳӣ, варна дар раҳи кӯшиш
Ҳеч кӯшанда беҷароят[38] нест!
Чунки мисқоли зарратин йараҳ аст,
Зарраи зилла[39] беникоят[40] нест!
Зарраи хайр бе кушоде нест,
Чашм бикшо, агар амоят[41] нест!
Ҳар наботе нишонии об аст,
Чист, к- онро аз ӯ ҷабоят[42] нест?!
Бас кун, ин обро нишониҳост,
Ташнаро ҳоҷати васоят нест!

## 162

Қибла имрӯз ҷуз шаҳаншаҳ нест,

[34] Тозагӣ.

[35] Туҳмат, бадгӯйӣ.

[36] Ошнойӣ.

[37] Иштибоҳ.

[38] Музд.

[39] Сураи зилзила.

[40] Лағжиш.

[41] Кӯрӣ.

[42] Маҷрӯҳ шудан.

Ҳар ки ояд бадар, бигӯ: "Раҳ нест!".
Узр гӯ в-аз баҳона огаҳ бош,
Ҳама хуфтанду як кас огаҳ нест!
Нагузорад на кӯтаҳу на дароз,
Оташе, к-ӯ дарозу кӯтаҳ нест!
Дар чаҳи табъи ту хаёлот аст,
Юсуфе бехаёл дар чаҳ нест!
Чунки гандум расиду мағз оганд,
Ҳамраҳи мосту ҳамраҳи каҳ нест!
Пора-пора кунад якоякро,
Ишқи он як, ки порае даҳ нест!
Гаҳ-гаҳе мекашанд гӯши туро
Сӯйи он оламе, ки гаҳ-гаҳ нест!
Шамси Табрез шоҳи туркон аст,
Рав ба саҳро, ки шаҳ ба хиргаҳ нест!

# 163

Андаро, айш бе ту шодон нест,
Кист, к-ӯ бандаи ту аз ҷон нест?!
Ай ту дар ҷон чу ҷони мо дар тан
Сахт пинҳон, валек пинҳон нест!
Даст бар ҳар куҷо ниҳӣ, ҷон аст,
Даст бар ҷон ниҳодан осон нест!
Ҷон, ки софӣ шудаст дар қолаб,
Ҷуз ки ойинадори ҷонон нест!
Ҷамъ шуд офтобу маҳ ин дам,
Вақти афсонаи парешон нест!
Мастӣ афзун шудасту метарсам,
К-ин суханро маҷоли ҷавлон нест!
Даст диҳ бар даҳони ман, то ман
Он нагӯям, чу гуфтаро он нест!

# 164

Хез, ки имрӯз ҷаҳон они мост,
Ҷону ҷаҳон соқиву миҳмони мост!
Дар дилу дар дидаи деву парӣ
Дабдабаи фарри Сулаймони мост!
Рустами Дастону ҳазорон чу ӯ
Бандаву бозичаи дастони мост!
Бас набувад Мисри маро ин шараф,
Ин ки шаҳаш Юсуфи Канъони мост?!
Хез, ки фармондиҳи ҷону ҷаҳон
Аз карам имрӯз ба фармони мост!
Зуҳраву маҳ дафзани шодии мост,
Булбули ҷон масти гулистони мост!
Косаи азроқ паёпай шудаст,
Кисаи иқбол ҳарамдони мост!
Шоҳи шаҳӣ бахт тарабсози мост,
Ёри парирӯй парихони мост!
Он малаки мафхари чавгону гӯй,
Шукр, ки имрӯз ба майдони мост!
Он малики мамлакати ҷону дил
Дар дилу дар ҷони парешони мост!
Кист дар он гӯшаи дил танзада?!
Пешкашаш, гӯ, шакаристони мост.!

Хозини ризвон, ки майи ҷаннат аст,
Масти ризои дили ризвони мост!
Шӯр дарафкандаву пинҳоншуда,
Ӯ намаки умру намакдони мост!
Гӯша гирифтасту ҷаҳон масти ӯст,
Ӯ Хизиру чашмаи ҳайвони мост!
Чун намаки дегу чу ҷон дар бадан,
Аз ҳама зоҳиртару пинҳони мост!
Нест намояндаву худ ҷумла ӯст,
Худ ҳама моем, чу ӯ они мост!
Беш магӯ ҳуҷҷату бурҳон, ки ишқ
Дар хамушӣ ҳуҷҷату бурҳони мост!

# 165

Пештар о, рӯйи ту ҷуз нур нест,
Кист, ки аз ишқи ту махмур нест?!
Не ғалатам дар талаби ҷони ҷон,
Пеш маё, пас бимарав, дур нест!
Талъати хуршед куҷо барнатофт?!
Моҳ бари кист, ки машҳур нест?!
Пардаи андеша ҷуз андеша нест,
Тарк кун андеша, ки мастур нест!
Ай шакарӣ, дур зи ваҳми магас,
В-ай асалӣ, к-аз тани занбӯр нест!
Ҳар ки хурад ғуссаву ғам баъд аз ин,
Бо рухи чун моҳи ту маъзур нест!
Ҳар дили беишқ, агар подшост,
Ҷуз кафани атласу ҷуз гӯр нест!
Тобиши андешаи ҳар мункире
Мақти43 Худо бинад, агар кӯр нест!
Пиру ҷавон, к - ӯ хурад оби ҳаёт,
Марг бар ӯ нофизу майсур44 нест!
Пардаи Ҳақ хост шудан моҳу хур,
Ишқ шиносид, ки ӯ хур нест!
Мафхари Табрез туйӣ, Шамси дин,
Гуфтани асрори ту дастур нест!

# 166

Кори ман ин аст, ки корем нест,
Ошиқам, аз ишқи ту орем нест!
То ки маро шери ғамат сайд кард,
Ҷуз ки ҳамин шер шикорем нест!
Дар таки ин баҳр чи хуш гавҳарӣ,
Ки масали мавҷ қарорем нест!
Бар лаби баҳри ту муқимам, муқим,
Масти лабам, гарчи канорем нест!
Вақф кунам ишками худ бар маят,
К-аз майи ту ҳеч қарорем нест!
Мерасадам бодаи ту з-осмон,
Миннати ҳар шӣрафишорем нест!

---

[43] Кина, ғазаб.

[44] Осон.

Бодаат аз кӯҳ сукунат барад,
Айб макун, з-он ки виқорем нест!
Мулки ҷаҳон гирам чун офтоб,
Гарчи сипоҳему суворем нест!
Мекашам аз Миср шакар сӯйи Рум,
Гарчи шутурбону қаторем нест!
Гарчи надорам ба ҷаҳон сарваре,
Дарди сари беҳуда борем нест!
Бар сари кӯйи ту маро хона гир,
К-аз сари кӯйи ту гузорем нест!
Ҳамчу шакар бо гулат омехтам,
Нест аҷаб, гар сари хорем нест!
Қутби ҷаҳонӣ, ҳамаро рӯ ба туст,
Ҷуз ки ба гирди ту даворем нест!
Хеши ман он аст, ки аз ишқ зод,
Хуштар аз ин хешу таборем нест!
Чист фузун аз ду ҷаҳон?! Шаҳри ишқ!
Биҳтар аз ин шаҳру диёрем нест!
Гар нанигорам сухане баъд аз ин,
Нест аз он рӯ, ки нигорем нест!

# 167

Кист, ки ӯ бандаи ройи ту нест,
Кист, ки ӯ масти лиқои ту нест?!
Ғуссакаше ку, ки зи хавфи ту нест,
Ё тарабе, к-он зи риҷои ту нест?!
Бухли кафе ку, ки зи қабзи ту нест,
Ё караме, к-он зи атои ту нест?!
Лаъли лабе ку, ки зи кони ту нест,
Муҳташаме ку, ки гадои ту нест?!
Муттасил авсофи ту бо ҷонҳо,
Як раги бебанду кушои ту нест?!
Ҳар ду ҷаҳон чун ду кафу ту чу ҷон,
Каф чи диҳад, к - он зи сахои ту нест?!
Чашми кӣ дидаст дар ин боғи кавн
Рақси гуле, к - он зи ҳавои ту нест?!
Ғофил нола кунад аз ҷаври халқ,
Халқ ба ҷуз шабҳи асои ту нест!
Ҷунбиши ин ҷумла асоҳо зи туст,
Ҳар як ҷуз дарду давои ту нест!
Захм муъаллим занад, он чӯби кист?!
Кист, ки ӯ банди қазои ту нест?!
Ҳамчу сагон чӯб туро мегазад,
Дар сарашон фаҳми ҷазои ту нест!
Дафъи балои ману озори халқ
Ҷуз ба муноҷоту санои ту нест!
Бишканӣ ин чӯб, на чӯбаш кам аст,
Дафъи ду-се чӯб раҳои ту нест!
Соҳиби Ҳут аз ғами уммат гурехт,
Ҷон ба куҷо бурд, ки ҷои ту нест?!
Бас куну аз миҳнати Юнус битарс,
Бо қадар истеза ба пои ту нест!

# 168

Мурғи дилам боз паридан гирифт,

Тӯтии ҷон қанд чаридан гирифт!
Уштури девонаи сармасти ман
Силсилаи ақл даридан гирифт!
Ҷуръаи он бодаи бе зинҳор
Бар сару бар дида давидан гирифт!
Шери назар бо саги асҳоби Каҳф
Хуни маро боз хуридан гирифт!
Боз дар ин ҷӯй равон гашт об,
Бар лаби ҷӯ сабза дамидан гирифт!
Боди сабо боз вазон шуд ба боғ,
Бар гулу гулзор вазидан гирифт!
Ишқ фурӯшид ба айбе маро,
Сӯхт дилаш, боз харидан гирифт!
Ронд маро, раҳматаш омад, бихонд,
Ҷониби мо хуш нигаридан гирифт!
Душмани ман дид, ки бо дӯстам,
Ӯ зи ҳасад даст газидан гирифт!
Дил бираҳид аз дағали рӯзгор,
Дар бағали ишқ хазидан гирифт!
Абруйи ғаммоз ишораткунон
Ҷониби он чашм хамидан гирифт!
Ишқ чу дилро ба суйи хеш хонд,
Дил зи ҳама халқ рамидан гирифт!
Халқ асоанд, асоро фиканд,
Қабзаи ҳар кӯр, ки дидан гирифт!
Халқ чу шеранд, раҳо кард шер
Тифл, ки ӯ лут[45] кашидан гирифт!
Рӯҳ чу бозест, ки паррон шавад,
К-аз суйи шаҳ табл шунидан гирифт!
Бас кун, зеро ки ҳиҷоби сухан
Парда ба гирди ту танидан гирифт!

## 169

Ҳамчу гули сурх бирав даст - даст,
Ҳамчу майӣ, халқ зи ту маст, маст!
Бозуи ту қавси Худо ёфт, ёфт,
Тири ту аз чарх бурун ҷаст, ҷаст!
Ғайрати ту гуфт: "Бирав, роҳ нест!",
Раҳмати ту гуфт: "Биё ҳаст, ҳаст!"
Лутфи ту дарёст, манам моҳияш,
Ғайрати ту сохт маро шаст, шаст!
Марҳами ту толиби маҷрӯҳҳост,
Нест ғам, ар шасти туам хаст, хаст!
Ай ки ту наздиктар аз дам ба ман,
Дам назанам пеши ту ҷуз паст-паст!
Гарчи яке Юсуфу сад гург буд,
Аз дами Яъқуб карам раст, раст!
Маст ҳамегард дар ин шаҳри мо,
Дузду асасро шаҳи мо баст, баст!

## 170

Кист дар ин шаҳр, ки ӯ маст нест?!

[45] Луқма, таъом, хуриш.

Кист дар ин давр, к - аз ин даст нест?!
Кист, ки аз дамдамаи рӯҳи қудс
Ҳомила чун Марями обаст Нест?!
Кист, ки ҳар соъат панҷоҳ бор
Бастаи он турраи чун шаст нест?!
Чист дар он маҷлиси болои чарх
Аз майу шоҳид, ки дар ин паст нест?!
Менаҳилад май, ки хирад дам занад,
То бинагӯянд, ки пайваст нест!
Ҷон бари ӯ баста шуду ланг монд,
З-он ки аз ин ҷо-ш бурунҷаст нест!
Булъаҷаби булъаҷабонро нигар,
Ҳеч ту диди̅, ки касе ҳаст, Нест?!
Барпарад он дил, ки параш шаҳ шикаст,
Бар сари ин чарх, к-аш ишкаст нест?!
Нест шаву вораҳ аз ин гуфтугӯй,
Кист, к-аз ин нотиқа ворաст нест?!

# 171

Хонаи дил боз кабӯтар гирифт,
Машғалаву бақри бақу[46] дар гирифт!
Ғулғули мастон чу ба гардун расид,
Каргаси заррини фалак пар гирифт!
Бӯтарабун гашт маҳу муштари̅,
Зуҳраи мутриб тараб аз сар гирифт!
Холиқи арвоҳ зи обу зи гил
Ойнае карду баробар гирифт!
З-ойна сад нақш шуду ҳар яке,
Он чи мар ӯрост муяссар, гирифт!
Ҳар ки диле дошт, ба пояш фитод,
Ҳар ки сар, ӯ сари минбар гирифт!
Хирмани арвоҳ ниҳоят надошт,
Мӯрчае чизи муқаррар гирифт!
Гар зи ту пур гашт ҷаҳон ҳамчу барф,
Нест шави̅, чун тафи хур даргирифт!
Нест шав, ай барфу ҳама хок шав,
Бингар, к-ин хок чи зевар гирифт!
Хок батадриҷ бад-он ҷо расид,
К-аз фари ӯ ҳар ду ҷаҳон фар гирифт!
Бас, ки забон ин дам маъзул шуд,
Бас, ки ҷаҳон ҷони суханвар гирифт!

# 172

Боз расидем зи майхона маст,
Боз раҳидем зи болову паст!
Ҷумлаи мастон хушу рақсон шуданд,
Даст занед, ай санамон, даст, даст!
Моҳиву дарё ҳама масти̅ кунанд,
Чунки сари зулфи ту афтод шаст!
Зеру забар гашт хароботи мо,
Хунб нагун гашту қароба шикаст!
Пири харобот чу он шӯр дид,

[46] Садои кабӯтар.

Бар сари бом омаду аз бом ҷаст!
Ҷӯш баровард яке май, к - аз ӯ
Ҳаст шавад нест, шавад нест ҳаст!
Шиша чу бишкасту ба ҳар сӯй рехт,
Чанд кафи пойи ҳарифон, ки хаст?!
Он ки сар аз пой надонад куҷост,
Маст фитодаст ба кӯйи аласт!
Бодапарастон ҳама дар ишратанд,
Тан-тани тан-тан шунав, ай танпараст!

# 173

Ай зи пагаҳ хоста сармаст, маст,
Масти шаробиву шароби аласт!
Ишқ расонид туро ҳамчу ҷом
Аз бари мо то бари худ даст - даст!
Бозуйи ту қавси Худо ёфт, ёфт,
Тири ту аз чарх бурун ҷаст, ҷаст!
Ҳар гуҳаре, к-он зи хазинай Худост,
Дар ду лаби лаъли ту он ҳаст, ҳаст!
Фош шуд ин ишқи ту бе қасди мо,
Банд бидаррид, зи дил ҷаст, ҷаст!
Фош шуд он роз, ки дар нимшаб
Зери забон гуфта будам паст-паст!
Кирм хурад чӯбу бирӯяд зи чӯб,
Ишқ зи ман русту маро хаст, хаст!

# 174

Ай дил, фурӯ рав дар ғамаш, к-ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ,
То рӯ намояд марҳамаш, к-ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Чандон фурӯ хур андуҳон, то пешат ояд ногаҳон,
Курсиву арши аъзамаш, к - ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Хандон шав аз нури ҷаҳон, то ту шавӣ сури ҷаҳон,
Эмин шавӣ аз мотамаш, к - ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Боре, дилам аз марду зан барканд миҳри хештан,
То ишқ шуд холу амаш, к - ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Гар сина ойина кунӣ, бе кибру бе кина кунӣ,
Дар вай бибинӣ ҳар дамаш, к - ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Чун осмон гар хам диҳӣ, дар амри фармон вораҳӣ,
З - ин осмону аз хумаш, к - ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Ҳам биҷҳӣ аз мову манӣ, ҳам деврo гардан занӣ,
Дар даст печӣ парчамаш, к - ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Иқбол хеш ояд туро, давлат ба пеш ояд туро,
Фаррух шавӣ аз мақдамаш, ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Девест дар асрори ту, к - аз вай нагун шуд кори ту,
Барбанд ин дам муҳкамаш, к - ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Дорад Худо хуш оламе, мангар дар ин олам даме,
Ҷуз ҳақ набошад марҳамаш, к - ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.
Хомуш баёни сир макун, хомуш, ки сирри мин ладан,
Чун мезанад андар ҳамаш, к - ас - сабру мифтоҳ-ул-фараҷ.

# 175

Ай муборак зи ту сабӯҳу сабоҳ,
В-ай музаффарфар аз ту қалбу ҷаноҳ!

Ай шароби таҳур аз кафи ҳур
Бар ҳарифони маҷлиси ту мубоҳ!
Ай кушода ҳазор дар бар мо
В-ай бидода ба дасти мо мифтоҳ!
Во намудӣ, ҳар он чи мегӯянд,
Муъаззинон субҳ, фолиқ - ал - асбоҳ.
Ҳар чи додӣ иваз, намехоҳӣ,
Гарчи гуфтанд: "Ассалоҳу рабоҳ!"

# 176

Моҳ дидам, шуд маро савдои чарх,
Он маҳе не, к - ӯ бувад болои чарх!
Ту зи чархӣ, бо ту мегӯям зи чарх,
Варна ин хуршедро чӣ ҷои чарх?!
Зуҳраро дидам, ҳамезад чанг дӯш,
Ай ҳама чун дӯши мо шабҳои чарх!
Ҷони ман бо ахтарони осмон
Ракс - раҳсон гашта дар паҳнои чарх!
Дар фироқи офтоби ҷон, бибин,
Аз шафақ пурхун шуда симои чарх!
Сар фурӯ кун як даме аз боми чарх,
То занам ман чархҳо дар пои чарх!
Санг аз хуршед шуд ёқуту лаъл,
Чашм аз хуршед шуд бинои чарх!
Моҳ худ бар осмони дигар аст,
Акси он моҳ аст дар дарёи чарх!

# 177

Бегоҳ шуд, бегоҳ шуд, хуршед андар чоҳ шуд,
Хезед, ай хуштолиъон, вақти тулӯъи моҳ шуд!
Соқӣ, ба сӯйи ҷом рав, ай посбон, бар бом рав,
Ай ҷони беором, рав, к - он ёр хилватхоҳ шуд!
Ашке, ки чашм афрӯхтӣ, сабре, ки хирман сӯхтӣ,
Ашке, ки роҳ омӯхтӣ, дар нимшаб гумроҳ шуд!
Ҷонҳои ботинравшанон шабро ба дил равшанкунон,
Ҳиндуи шаб наърazанон, к - он турк дар хиргоҳ шуд!
Бошад, зи бозиҳои хуш байзақ равад, фарзин шавад,
Дар сояи фаррухрухе байзақ бирафту шоҳ шуд!
Шаб рӯҳҳо восил шавад, мақсудҳо ҳосил шавад,
Чун рӯз равшандил шавад, ҳар к-ӯ зи шаб огоҳ шуд!
Ай рӯз, чун ҳашрӣ магар в-ай шаб, шаби қадрӣ магар?!
Ё чун дарахти Мӯсиӣ, к-ӯ мазҳари Аллоҳ шуд?!
Шаб моҳ хирман мекунад, ай рӯз, зин бар гов ниҳ,
Бингар, ки Роҳи Каҳкашон аз Сунбула пуркоҳ шуд!
Дар чоҳи шаб ғофил машав, дар далви гардун даст зан,
Юсуф гирифт он далвро, аз чоҳ сӯйи ҷоҳ шуд!
Дар тирашаб чун Мустафо мерав, талаб мекун сафо,
К-он шаҳ зи миъроҷи шабе бемислу беашбоҳ шуд!
Хомӯш шуд олам ба шаб, то чуст бошӣ дар талаб,
Зеро ки бонгу арбада ташвиши хилватгоҳ шуд!
Ай Шамси Табрезӣ, ки ту аз пардаи шаб фориғӣ,
Лошарқиву лоғарбиййӣ, акнун сухан кӯтоҳ шуд!

# 178

Ай лӯлиён, ай лӯлиён, як лӯлие девона шуд,
Таште фитод аз боми мо, нак сӯйи маҷнунхона шуд!
Мегашт гирди ҳавз ӯ чун ташнагон дар ҷустуҷӯ,
Чун хушкнона ногаҳон дар ҳавзи мо тарнона шуд!
Ай марди донишманд ту, ду гӯш аз ин барбанд ту,
Машнав ту ин афсун, ки ӯ з-афсуни мо афсона шуд!
З-ин ҳалқа бичҳад гӯшҳо, к-ӯ ақл бурд аз ҳушҳо,
То сар ниҳад бар осиё, чун дона дар паймона шуд!
Бозӣ мабин, бозӣ мабин, ин ҷо ту ҷонбозӣ гузин,
Сарҳо зи ишқи ҷаъди ӯ бас сарнигун чун шона шуд!
Ғарра машав бо ақли худ, бас устоди муътамад,
К-устуни олам буд ӯ, нолонтар аз ҳаннона шуд!
Ман, ки зи ҷон бибридаам, чун гул қабо бидридаам,
З-он рӯ шудам, ки ақли ман бо ҷони ман бегона шуд!
Ин қатраҳои ҳушҳо мағлуб баҳри ҳуш шуд,
Зарроти ин ҷонрезҳо мустаҳлики ҷонона шуд!
Хомуш кунам, фармон кунам в-ин шамъро пинҳон кунам,
Шамъе, ки андар нури ӯ хуршеду маҳ парвона шуд!

# 179

Гар ҷони ошиқ дам занад, оташ дар ин олам занад,
В-ин олами беаслро чун зарраҳо барҳам занад!
Олам ҳама дарё шавад, дарё зи ҳайбат ло шавад,
Одам намонад в-одамӣ, гар хеш бо одам занад!
Дуде барояд аз фалак, не халқ монад, не малак,
З-он дуд ногаҳ оташе бар гунбади аъзам занад!
Бишкофад он гаҳ осмон, не кавн монад, не макон,
Шӯре дарафтад дар ҷаҳон в - ин сур бар мотам занад!
Гаҳ обро оташ барад, гаҳ об оташро х(в)арад,
Гаҳ мавҷи дарёи адам бар ашҳабу адҳам занад!
Хуршед афтад дар камӣ аз нури ҷони одамӣ,
Кам пурс аз номаҳрамон, он ҷо, ки маҳрам кам занад!
Миррих бигзорад парӣ, дафтар бисӯзад Муштарӣ,
Маҳро намонад миҳтарӣ, шодии ӯ бар ғам занад!
Афтад Аторуд дар ваҳал, оташ дарафтад дар Зуҳал,
Захра намонад Зуҳраро, то пардаи хуррам занад!
Не қавс монад, не қузаҳ, не бода монад, не қадаҳ,
Не айш монад, не фараҳ, не захм бар марҳам занад!
Не об наққошӣ кунад, не бод феррошӣ кунад,
Не боғ хушбошӣ кунад, не абри найсон нам занад!
Не дард монад, не даво, не хасм монад, не гуво,
Не ной монад, не наво, не чанг зеру бам занад!
Асбоб дар боқӣ шавад, соқӣ ба худ соқӣ шавад,
Ҷон Раббиялаъло гувад, дил Раббиялаълам занад!
Барҷаҳ, ки наққоши азал бори дувум шуд дар амал,
То нақшҳои бебадал бар кисвати муълам занад!
Ҳақ оташе афрӯхта, то ҳар чи ноҳақ, сӯхта,
Оташ бисӯзад қалбро, бар қалби он олам занад!
Хуршеди ҳақдил шарқи ӯ, шарқе, ки ҳар дам барқи ӯ
Бар пӯраи Адҳам ҷаҳад, бар Исии Марям занад!

# 180

Он кист он, он кист он, к-ӯ синаро ғамгин кунад?!
Чун пеши ӯ зорӣ кунӣ, талхи туро ширин кунад?!
Аввал намояд мори кар, охир бувад ганҷи гуҳар,

Ширин шаҳе, к - ин талхро дар дам накӯойин кунад!
Деве бувад, ҳураш кунад, мотам бувад, сураш кунад,
В-он кӯри модарзодро донову оламбин кунад!
Торикро равшан кунад в - он хорро гулшан кунад,
Хор аз кафат берун кашад в - аз гул туро болин кунад!
Баҳри Халили хештан оташ диҳад афрӯхтан
В - он оташи Намрудро ушкуфаву насрин кунад!
Равшанкуни исторагон, чорагари бечорагон,
Бар банда ӯ иҳсон кунад, ҳам бандаро таҳсин кунад!
Ҷумла гуноҳи муҷримон чун барги дай резон кунад,
Дар гӯши бадгӯёни худ узри гунаҳ талқин кунад!
Гӯяд, бигӯ: "Ё зулвафо, ағфар лазанби қадҳафо",
Чун банда ояд дар дуъо, ӯ дар ниҳон омин кунад!
Омини ӯ он аст, к - ӯ андар дуъо завқаш диҳад,
Ӯро буруну андарун ширину хуш чун тин кунад!
Завқ аст, к - андар неку бад дар дасту по қувват диҳад,
К - ин завқ зӯри Рустамон ҷуфти тани мискин кунад!
Бо завқ мискин Рустаме, бе завқ Рустам пурғаме,
Гар завқ набвад, ёри ҷон, ҷонро чӣ ботамкин кунад?!
Дилро фиристодам ба гаҳ, к - ӯ тез донад рафту раҳ,
То сӯйи Табрези вафо авсофи Шамсуддин кунад!

# 181

Имрӯз хандонему хуш, к - он бахти хандон мерасад,
Султони султонони мо аз сӯйи майдон мерасад!
Имрӯз тавба бишканам, парҳезро барҳам занам,
К- он Юсуфи Канъони ман аз шаҳри Канъон мерасад!
Масту хиромон меравам, пӯшида чун ҷон меравам,
Пурсону ҷӯён меравам он сӯ, ки султон мерасад!
Иқбол ободон шуда, дастори дил вайрон шуда,
Афтон шуда, хезон шуда, к - аз базми мастон мерасад!
Фармони мо кун, ай писар, бо мо вафо кун, ай писар,
Нася раҳо кун, ай писар, к - имрӯз фармон мерасад!
Пурнур шав чун осмон, сарсабз шав чун бӯстон,
Шав ошно чун моҳиён, к-он баҳри Уммон мерасад!
Ҳон, ай писар, ҳон, ай писар, худро бибин, дар ман нигар,
Зеро зи бӯйи заъфарон гӯянда хандон мерасад!
Боз омадӣ, каф мезанӣ, то хонаҳо вайрон кунӣ,
Зеро ки дар вайронаҳо хуршеди рахшон мерасад!
Ай хонаро гашта гарав, ту сояпарвардӣ, бирав,
К-аз офтоб он сангро лаъли Бадахшон мерасад!
Гаҳ хуниву хунхораӣ, гаҳ хастагонро чораӣ,
Хоса, ки ин бечораро, к - аз сӯйи эшон мерасад!
Имрӯз мастонро биҷӯ, ғайбам бибин, айбам магӯ,
Зеро зи мастиҳои ӯ ҳарфам парешон мерасад!

# 182

Сӯфӣ чаро ҳушёр шуд, соқӣ чаро бекор шуд?!
Масте агар дар хоб шуд, масти дигар бедор шуд?!
Хуршед агар дар гӯр шуд, олам зи нав пурнур шуд,
Чашми хушат махмур шуд, чашми дигар хаммор шуд!
Гар айши аввал пир шуд, сад айши нав тавфир шуд,
Чун зулфи ту занҷир шуд, девонагӣ ночор шуд!
Ай мутриби шириннафас, ишрат нигар аз пешу пас,
Кас нашнавад афсуни кас, чун воқифи асрор шуд!

Мо Мӯсиему ту, маҳо, гоҳе асо, гаҳ аждаҳо,
Ай шоҳидон, арзонбаҳо чун ғорати Булғор шуд!
Лаълат шакарҳо кӯфта, чашмат зи рашк омӯхта,
Ҷон хонаи дил рӯфта, ҳам навбати дидор шуд!
Ҳар бор узре мениҳӣ в - аз дасти мастӣ мечаҳӣ,
Ай ҷон, чи дафъам медиҳӣ, ин дафъи ту бисёр шуд!
Ай карда дил чун хорае, имшаб надорӣ чорае,
Ту моҳу мо исторае, истора бо маҳ ёр шуд!
Ай моҳи берун аз уфуқ, ай мо туро имшаб қунуқ,
Чун шаб ҷаҳонро шуд тутуқ, пинҳонравонро кор шуд!
Гар заҳмат аз ту бурдаам, пиндоштӣ, ки мурдаам,
Ту софиву ман дурдаам, бе соф дурдӣ хор шуд!
Аз васли ҳамчун рӯзи ту, дар ҳаҷри оламсӯзи ту,
Дар ишқи макромӯзи ту бас содадил айёр шуд!
Не таб будам, не дарди сар, сар мезадам девор - бар,
К - аз таъми он хуш гулшакар, қосид дилам бемор шуд!

# 183

Риндон саломат мекунанд, ҷонро ғуломат мекунанд,
Мастӣ зи ҷомат мекунанд, мастон саломат мекунанд!
Дар ишқ гаштам фоштар в - аз ҳамгинон қаллоштар,
В - аз дилбарон хушбоштар, мастон саломат мекунанд!
Ғавғои рӯҳонӣ нигар, селоби тӯфонӣ нигар,
Хуршеди раббонӣ нигар, мастон саломат мекунанд!
Афсун маро гӯяд касе, тавба зи ман ҷӯяд касе,
Бе по чу ман пӯяд касе, мастон саломат мекунанд!
Ай орзуи орзу, он пардаро бардор аз ӯ,
Ман кас намедонам ҷуз ӯ, мастон саломат мекунанд!
Ай абри хушборон, биё, в-ай мастии ёрон, биё,
В - ай шоҳи тарророн, биё, мастон саломат мекунанд!
Ҳайрон куну беранҷ кун, вайрон куну пурганҷ кун,
Нақди абадро санҷ кун, мастон саломат мекунанд!
Шаҳре зи ту зеру забар, ҳам бехабар, ҳам бохабар,
В - ай аз ту дил соҳибназар, мастон саломат мекунанд!
Он мири маҳрӯро бигӯ в-он чашми ҷодуро бигӯ,
В-он шоҳи хушхӯро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
Он мири ғавғоро бигӯ в - он шӯру савдоро бигӯ,
В - он сарви хазроро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
Он ҷо, ки як бохеш нест, як маст он ҷо беш нест,
Он ҷо тариқу кеш нест, мастон саломат мекунанд!
Он ҷони бечунро бигӯ в-он доми Маҷнунро бигӯ,
В - он дурри макнунро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
В-он доми одамро бигӯ в - он ҷони оламро бигӯ,
В - он ёру ҳамдамро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
Он баҳри миноро бигӯ в - он чашми биноро бигӯ
В - он Тури Синоро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
Он тавбасӯзамро бигӯ в -он хирқадӯзамро бигӯ,
В-он нури рӯзамро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
Он Иди Қурбонро бигӯ в - он шамъи Қуръонро бигӯ,
В-он фахри ризвонро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
Ай шаҳ Ҳусомуддини мо, ай фахри ҷумла авлиё,
Ай аз ту ҷонҳо ошно, мастон саломат мекунанд.

# 184

Рав, он рубобиро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"

В-он мурғи обиро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
В-он мири соқиро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
В-он умри боқиро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
В-он мири ғавғоро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
В-он шӯру савдоро бигӯ: "Мастон саломат мекунанд!"
Ай маҳ зи рухсорат хиҷил, мастон саломат мекунанд,
В-ай роҳату ороми дил, мастон саломат мекунанд!
Ай ҷони ҷон, ай ҷони ҷон, мастон саломат мекунанд,
Ай ту чунину сад чунон, мастон саломат мекунанд!
Ин ҷо яке бохеш нест, мастон саломат мекунанд,
Як маст ин ҷо беш нест, мастон саломат мекунанд!
Ай орзуи орзу, мастон саломат мекунанд,
Он пардаро бардор з - ӯ, мастон саломат мекунанд!

# 185

Омад баҳори ошиқон, то хокдон бустон шавад,
Омад нидои осмон, то мурғи ҷон паррон шавад!
Ҳам баҳр пургавҳар шавад, ҳам шӯра чун Кавсар шавад,
Ҳам санг лаъли кон шавад, ҳам ҷисм ҷумла ҷон шавад!
Гар чашму ҷони ошиқон чун абри тӯфонбор шуд,
Аммо дил андар абри тан чун барқҳо рахшон шавад!
Донӣ, чаро чун абр шуд дар ишқ чашми ошиқон?!
Зеро ки он маҳ бештар дар абрҳо пинҳон шавад!
Ай шоду хандон соъате, к-он абрҳо гирянда шуд,
Ё Раб, хуҷаста ҳолате, к-он барқҳо хандон шавад!
З-он сад ҳазорон қатраҳо як қатра ояд бар замин
В - ар з - он ки ояд бар замин, ҷумла ҷаҳон вайрон шавад!
Ҷумла ҷаҳон вайрон шавад в - аз ишқ ҳар вайронае
Бо Нӯҳ ҳамкиштӣ шавад, пас маҳрами тӯфон шавад!
Тӯфон агар сокин будӣ, гардон набудӣ осмон,
З-он мавҷи берун аз ҷиҳат ин шаш ҷиҳат ҷунбон шавад!
Ай монда зери шаш ҷиҳат, ҳам ғам бихур, ҳам ғам махур,
К-он донаҳо зери замин як рӯз нахлистон шавад!
Аз хок рӯзе сар кунад, он бех шохи тар кунад,
Шохе ду-се гар хушк шуд, боқӣ-ш обистон шавад!
В-он хушк чун оташ шавад, оташ чу ҷон ҳам хуш шавад,
Он ин набошад, ин шавад, ин он набошад, он шавад.
Чизе даҳонамро бибаст, яъне канори бому маст,
Ҳар чи ту з - он ҳайрон шавӣ, он чиз аз ӯ ҳайрон шавад!

# 186

Гар оташи дил барзанад, бар муъмину кофар занад,
Сурат ҳама паррон шавад, гар мурғи маънӣ пар занад!
Олам ҳама вайрон шавад, ҷон ғарқаи тӯфон шавад,
Он гавҳаре, к-ӯ об шуд, он об бар гавҳар занад!
Пайдо шавад сирри ниҳон, вайрон шавад нақши ҷаҳон,
Мавҷе барояд ногаҳон, бар гунбади ахзар занад!
Гоҳе қалам коғаз шавад, коғаз гаҳе бех(в)ад шавад,
Ҷон хасми неку бад шавад, ҳар лаҳзае ханҷар занад!
Ҳар ҷон, ки аллоҳӣ шавад, дар хилвати шоҳӣ шавад,
Море бувад, моҳӣ шавад, аз хок бар Кавсар занад!
Аз ҷо суйи беҷо шавад, дар ломакон пайдо шавад,
Ҳар сӯ, ки афтад, баъд аз ин бар мушку бар анбар занад!
Дар фақр дарвешӣ кунад, бар ахтарон пешӣ кунад,
Хоки дараш Хоқон бувад, ҳалқай дараш Санҷар занад!

Аз офтоби муштаъил ҳар дам нидо ояд ба дил:
"Ту шамъи ин сарро биҳил, то боз шамъат сар занад!
Ту хидмати ҷонон кунӣ, сарро чаро пинҳон кунӣ?!
Зар ҳар даме хуштар шавад аз захм, к-он заргар занад!"
Дил бехуд аз бодай азал мегуфт хуш-хуш ин ғазал:
"Гар май фурӯ гирад дамаш, ин дам аз ин хуштар занад!"

# 187

Масте саломат мекунад, пинҳон паёмат мекунад,
Он, к - ӯ дилашро бурдаӣ, ҷон ҳам ғуломат мекунад!
Ай нест карда ҳастро, бишнав саломи мастро,
Масте, ки ҳар ду дастро победанди домат мекунад!
Ай осмони ошиқон, ай ҷони ҷони ошиқон,
Ҳуснат миёни ошиқон нак дӯсткомат мекунад!
Ай чошнии ҳар лабе, ай қиблаи ҳар мазҳабе,
Маҳ посбонӣ ҳар шабе бар гирди бомат мекунад!
Он, к - ӯ зи хок абдон кунад, мар дудро Кайвон кунад,
Ай хоки тан в-ай дуди дил, бингар, кадомат мекунад?!
Як лаҳзаат пар медиҳад, як лаҳза лангар медиҳад,
Як лаҳза субҳат мекунад, як лаҳза шомат мекунад!
Як лаҳза меларзонадат, як лаҳза механдонадат,
Як лаҳза мастат мекунад, як лаҳза ҷомат мекунад!
Чун муҳраӣ дар дасти ӯ, гаҳ бодаву гаҳ масти ӯ,
Ин муҳраатро бишканад, валлаҳ, тамомат мекунад!
Гаҳ он бувад, гаҳ ин бувад, поёни ту тамкин бувад,
Лекин бар ин талвинҳо[47] мақбулу ромат мекунад!
Ту Нӯҳ будӣ муддате, будат қадам дар шиддате,
Монандаи киштӣ кунун бе пову гомат мекунанд!
Хомуш куну ҳайрон нишин, ҳайрони ҳайратофарин,
Пухтасухан мардӣ, вале гуфтор хомат мекунад!

# 188

Сарфа макун, сарфа макун, сарфа гадорӯйӣ бувад,
Дар покбозон, ай писар, файзу худохӯйӣ бувад!
Худ оқибат андар вало не бухл монад, не сахо,
Андар сахо ҳам, бе шаке, пинҳон ивазҷӯйӣ бувад!
Ҳаст ин сахо чун сайри раҳ в-ин бухл манзил карданат,
Дар киштии Нӯҳ омадӣ, кай вақфу раҳпӯйӣ бувад?!
Сад тӯйи бар тӯ ҷисмҳо в-ин рангҳову исмҳо,
Дар баҳри нури мунбасин бе ҳеч кайфӯйӣ бувад.
Ҳосил асои мӯсавӣ ишқ аст дар кавн, ай равӣ,
Айну ғараз дар пеши ӯ ашколи ҷодӯйӣ бувад!
Як сӯ рав аз гардоби тан пеш аз дами ғарқа шудан,
Зеро бақову хуррамӣ з-он сӯйи шашсӯйӣ бувад!
Худро бияфшон чун шаҷар аз барги хушку барги тар,
Бе ранги неку ранги бад тавҳиду яктӯйӣ бувад!
Раҳ рав, магӯ ин чун бувад, зеро зи чун берун бувад,
Кай шерро ҳамдам шавӣ, то дар ту оҳуйӣ бувад!
Хомӯш, к - ин гуфти забон дорад нишони фурқате,
Вар не, чу нон хояд фате, кай вақти нонгӯйӣ бувад?!

---

[47] Рангҳои гуногун, мулавван.

# 189

Ёр маро менаҳилад, то ки бихорам сари худ,
Ҳайкали ёрам, ки маро мефашурад дар бари худ!
Гоҳ чу қаттори шутур мекашадам аз пайи худ,
Гоҳ маро пеш кунад шоҳ чу сарлашкари худ!
Гаҳ чу нигинам бимазад, то ки ба ман миҳр ниҳад,
Гоҳ маро ҳалқа кунад, дӯзад ӯ бар дари худ!
Хун бибарад, нутфа кунад, нутфа барад, халқ кунад,
Халқ кушад, ақл кунад, фош кунад маҳшари худ!
Гоҳ биронад ба наям, ҳамчу кабӯтар ба ватан,
Гоҳ ба сад лоба маро хонад то маҳзари худ!
Гоҳ чу киштӣ барадам бар сари дарё ба сафар,
Гоҳ маро ланг кунад, бандад бар лангари худ!
Гоҳ маро об кунад аз пайи покиталабон,
Гоҳ маро хор кунад дар раҳи бадахтари худ!
Ҳашт биҳишти абадӣ манзари он шоҳ нашуд,
То чи хуш аст ин дили ман, к-ӯ кунадаш манзари худ!
Ман ба шаҳодат нашудам муъмини он шоҳиди ҷон,
Муъминаш он гоҳ шудам, ки бишудам кофари худ!
Ҳар ки даромад ба сафаш, ёфтамон аз талафаш,
Теғ бидидам ба кафаш, сӯхтам он испари худ!
Ҳампари Ҷабрил будам, шашсад пар буд маро,
Чунки расидам бари ӯ, то чи кунам ман пари худ?!
Ҳориси он гавҳари ҷон будам рӯзону шабон,
Дар таги дарёи гуҳар фориғам аз гавҳари худ!
Чанд сифат мекунияш, чунки нагунҷад ба сифат,
Бас кун, то ман биравам бар сари шӯру шари худ!

# 190

Бе ту ба сар менашавад, бо дигаре менашавад,
Ҳар чи кунам, ишқ баён бе ҷигаре менашавад!
Ашк давон ҳар саҳаре аз дилам орад хабаре,
Ҳеч касеро зи дилам худ хабаре менашавад!
Як сари мӯ аз ғами ту нест, ки андар тани ман
Оби ҳаёте надиҳад, ё гуҳаре менашавад!
Ай ғами ту роҳати ҷон, чистат ин ҷумла фиғон?!
То назанам бонгу фиғон, худ ҳашаре менашавад!
Майли ту сӯйи ҳашар аст, пешаи ту шӯру шар аст,
Бе раҳу ройи ту, шаҳо, раҳгузаре менашавад!
Чист ҳашар? Аз худи худ рафтани ҷонҳо ба сафар!
Мурғ чу дар байзаи худ болу паре менашавад!
Бист чу хуршед агар тобад андар шаби ман,
То ту қадам дарнаниҳӣ, худ саҳаре менашавад!
Донаи дил коштаӣ зери чунин обу гиле,
То ба баҳорат нарасад, ӯ шаҷаре менашавад!
Дар ғазалам ҷабру қадар ҳаст, аз ин ду бигузар,
З-он ки аз ин баҳс ба ҷуз шӯру шаре менашавад!

# 191

Ҳин, сухани тоза бигӯ, то ду ҷаҳон тоза шавад,
Вораҳад аз ҳадди ҷаҳон, бе ҳаду андоза шавад!
Хоки сияҳ бар сари ӯ, к - аз дами ту тоза нашуд,

Ё ҳамагӣ ранг шавад, ё ҳама овоза шавад!
Ҳар ки шудат ҳалқаи дар, зуд барад ҳуққаи зар,
Хоса, ки дар боз кунӣ, маҳрами дарвоза шавад!
Об чӣ донист, ки ӯ гавҳари гӯянда шавад,
Хок чӣ донист, ки ӯ ғамзаи ғаммоза шавад?!
Рӯйи касе сурх нашуд бе мадади лаъли лабат,
Бе ту агар сурх бувад, аз асари ғоза шавад!
Ноқаи Солиҳ чу зи куҳ зод, яқин гашт маро,
Кӯҳ пайи муждаи ту уштури ҷаммоза шавад!
Роз ниҳон дору хамуш, в-ар хамушӣ талх бувад,
Он чи ҷигарсӯз бувад, боз ҷигарсоза шавад!

# 192

Об занед роҳро, ҳин, ки нигор мерасад,
Мужда диҳед боғро, бӯйи баҳор мерасад!
Роҳ диҳед ёрро, он маҳи даҳчаҳорро,
К - аз рухи нурбахши ӯ нур нисор мерасад!
Чок шудаст осмон, ғулғулаест дар ҷаҳон,
Анбару мушк медамад, санҷақи[48] ёр мерасад!
Равнақи боғ мерасад, чашму чароғ мерасад,
Ғам ба канора меравад, маҳ ба канор мерасад!
Тир равона меравад, сӯйи нишона меравад,
Мо чи нишастаем пас, шаҳ зи шикор мерасад!
Боғ салом мекунад, сарв қиём мекунад,
Сабза пиёда меравад, ғунча сувор мерасад!
Хилватиёни осмон то чи шароб мехуранд,
Рӯҳ харобу маст шуд, ақл хумор мерасад!
Чун бирасӣ ба кӯйи мо, хомушӣ аст хӯйи мо,
З - он ки зи гуфтугӯйи мо гарду ғубор мерасад!

# 193

Пунба зи гӯш дур кун, бонги наҷот мерасад,
Оби сиёҳ- дар марав, к-оби ҳаёт мерасад!
Навбати ишқ Муштарӣ бар сари чарх мезанад,
Баҳри равони ошиқон сад салавот мерасад!
Ҷумла чу шаҳду шир шав в-аз худи худ фақир шав,
З - он ки зи шаҳ фақирро ушру закот мерасад!
Раҳмати ӯст, к-обу гил толиби дил ҳамешавад,
Ҷазбаи ӯст, к-аз башар савму салот мерасад!
Дар зуламоти ибтило сабр куну макун ибо,
К-оби ҳаёт Хизрро дар зуламот мерасад!

# 194

Бе ҳамагон ба сар шавад, бе ту ба сар намешавад,
Доғи ту дорад ин дилам, ҷойи дигар намешавад!
Дидаи ақл масти ту, чархаи чарх пасти ту,
Гӯши тараб ба дасти ту, бе ту ба сар намешавад!
Ҷон зи ту ҷӯш мекунад, дил зи ту нӯш мекунад,
Ақл хурӯш мекунад, бе ту ба сар намешавад!
Хамри ману хумори ман, боғи ману баҳори ман,

[48] Ливо, парчам.

Хоби ману қарори ман бе ту ба сар намешавад!
Ҷоху ҷалоли ман туйӣ, мулкату моли ман туйӣ,
Оби зулоли ман туйӣ, бе ту ба сар намешавад!
Гоҳ суйи вафо равӣ, гоҳ суйи ҷафо равӣ,
Они манӣ, куҷо равӣ?! Бе ту ба сар намешавад!
Дил биниҳанд, барканӣ, тавба кунанд, бишканӣ,
Ин ҳама худ ту мекунӣ, бе ту ба сар намешавад!
Бе ту агар ба сар шудӣ, зери ҷаҳон забар шудӣ,
Боғи Ирам сақар шудӣ, бе ту ба сар намешавад!
Гар ту сарӣ, қадам шавам, в-ар ту кафӣ, алам шавам,
В-ар бираві, адам шавам, бе ту ба сар намешавад!
Хоби маро бибастайӣ, нақши маро бишустайӣ,
В - аз ҳамаам гусастайӣ, бе ту ба сар намешавад!
Гар ту набошӣ ёри ман, гашт хароб кори ман,
Мӯнису ғамгусори ман, бе ту ба сар намешавад!
Бе ту на зиндагӣ хушам, бе ту на мурдагӣ хушам,
Сар зи ғами ту чун кашам?! Бе ту ба сар намешавад!
Ҳар чи бигӯям, ай санад, нест ҷудо зи неку бад,
Ҳам ту бигӯ ба лутфи х(в)ад, бе ту ба сар намешавад!

# 195

Ин рухи ранг-ранги ман ҳар нафасе чӣ мешавад?!
Беҳавасӣ макун, бибин, к-аз ҳавасе чӣ мешавад?!
Дузди дилам ба ҳар шабе дар ҳаваси шакарлабе,
Дар сари кӯйи шабравон аз асасе чӣ мешавад?!
Ҳеч диле нишон диҳад, ҳеч касе гумон барад,
К-ин дили ман зи оташи ишқи касе чӣ мешавад?!
Он шакари чу барфи ӯ в-он асали шигарфи ӯ,
Аз сари лутфу нозукӣ аз магасе чӣ мешавад?!
Ишқи ту софу содае, баҳри сифаткушодае,
Чунки дар он ҳамефитад хору хасе, чӣ мешавад?!
Аз Табрез Шамси дин даст дароз мекунад,
Сӯйи дилу дили ман аз дастрасе чӣ мешавад?!

# 196

Чунки ҷамоли ҳусни ту асби шикор зин кунад,
Нест аҷаб, ки аз ҷунун сад чу маро чунин кунад!
Бол барорад ин дилам, чунки ғамат парак занад,
Бор Худо, ту ҳукм кун, то ба абад ҳамин кунад!
Чунки ситораи дилам бо маҳи ту қирон кунад,
Ваҳ, ки фалак чи лутфҳо аз ту бар ин замин кунад!
Бода ба дасти соқият гирди ҷаҳон ҳамеравад,
Охири кор, оқибат, ҷони маро гузин кунад!
Гарчи басе биёварад, дар дили банда сар кунад,
Ғайрати ту бисӯзадаш, гар нафасе ҷуз ин кунад!
Аз дили ҳамчу оҳанам деву парӣ ҳазар кунад,
Чун дили ҳамчу обро ишқи ту оҳанин кунад!
Ҷони чу тир рости ман дар кафи туст чун камон,
Чарх аз ин зи кини ман ҳар тарафе камин кунад!
Дидаи чарху чархиён нақш кунад нишони ман,
З-он ки маро ба ҳар нафас лутфи ту ҳамнишин кунад!
Саҷда кунам ба ҳар нафас аз пайи шукри он, ки Ҳақ
Дар Табрез мар маро бандаи Шамси дин кунад!

# 197

Дил чу бидид рӯйи ту, чун назараш ба ҷон бувад?!
Ҷон зи лабат чу май кашад, хираву лабгазон бувад!
Тан биравад ба пеши дил, к-ин ҳамаро чӣ мекунӣ?!
Гӯяд дил, ки аз маҳе кай назарат ниҳон бувад?!
Ҷуз рухи дил назар макун, ҷуз суйи дил гузар макун,
З-он ки ба нури дил ҳама шуълаи он ҷаҳон бувад!
Шайхи шуюхи олам аст, он ки туроcт навмурид,
Он ки гирифт дасти ту, хосаки замон бувад!
Дил ба миён чу пири дин, ҳалқаи тан ба гирди ӯ,
Шод тане, ки пири дил шишта дар он миён бувад!
Рози дили ту, Шамси дин, дар Табрез бишнавад,
Дур зи гӯшу ҷони ӯ, к-аз суханат гарон бувад!

# 198

Ёр маро чу уштурон боз маҳор мекашад,
Уштури маст хешро дар чи қатор мекашад?!
Ҷону танам бихаст ӯ, шишаи ман шикаст ӯ,
Гардани ман бибаст ӯ, то ба чи кор мекашад?!
Шасти ваям чу моҳиён ҷониби хушк мебарад,
Доми дилам ба ҷониби мири шикор мекашад!
Он ки қатори абрро зери фалак чу уштурон
Соқии дашт мекунад, бар куҳу ғор мекашад!
Раъд ҳамезанад дуҳул, зинда шудаст ҷузву кул,
Дар дили шоху мағзи гул бӯйи баҳор мекашад!
Он ки замири донаро иллати мева мекунад,
Рози дили дарахтро бар сари дор мекашад!
Лутфи баҳор бишканад ранҷи хумори боғро,
Гарчи ҷафои дай кунун сӯйи хумор мекашад!

# 199

Зуҳраи ишқ ҳар саҳар бар дари мо чи мекунад?!
Душмани ҷони сад қамар бар дари мо чи мекунад?!
Ҳар ки бидид аз ӯ назар, бохабар асту бехабар,
Ӯ малак аст ё башар, бар дари мо чи мекунад?!
Зери чаҳон забар шуда, об маро зи сар шуда,
Санг аз ӯ гуҳар шуда, бар дари мо чи мекунад?!
Ай бути шан, пардайӣ, гар ту на фитна кардайӣ,
Ҳар нафасе чунин ҳашар бар дари мо чи мекунад?!
Гарна ки рӯзи равшанӣ, пеша гирифта раҳзанӣ,
Рӯз ба рӯз раҳгузар бар дари мо чи мекунад?!
Варна ки дӯш маст ӯ омаду дар шикаст ӯ,
Пас ба нишона ин камар бар дари мо чи мекунад?!
Гар на ҷамоли ҳусни ӯ гард барорад аз адам,
Ин ҳама гарди шӯру шар бар дари мо чи мекунад?!
Аз Табрез Шамси дин сӯйи кӣ рой мекунад,
Баҳри чӣ мавҷ зад гуҳар, бар дари мо чи мекунад?!

# 200

Ошиқи дилбари маро шарму ҳаё чаро бувад?!

Чунки ҷамол ин бувад, расму вафо чаро бувад?!
Ин ҳама лутфу саркашӣ қисмати халқ чун шавад?!
Ин ҳама ҳусну дилбарӣ бар бути мо чаро бувад?!
Дарди фироқ мекашам, нола ба ной чун расад,
Оташи ишқ ман барам, чанг дуто чаро бувад?!
Лаззати бекаронаест, ишқ шудаст номи ӯ,
Қоида худ шикоятест, варна ҷафо чаро бувад?!
Аз сари нозу ғанҷи худ рӯй чунон туруш кунад,
Он турушии рӯйи ӯ рӯҳфазо чаро бувад?!
Он турушии рӯйи ӯ абрсифат ҳамекунад,
Варна ҳаёту хуррамӣ боғу гиё чаро бувад?!

# 201

Хаёли турки ман ҳар шаб сифоти зоти ман гардад,
Ки нафйи зоти ман дар вай ҳама исботи ман гардад!
Зи ҳарфи айни чашми ӯ, зи тарфи ҷими гӯши ӯ
Шаҳи шатранҷи ҳафт ахтар ба ҳарфе моти ман гардад!
Агар з-он себбун себе шикофам, ҳурие зояд,
Ки оламро фурӯ гирад разу ҷанноти ман гардад!
Ва гар мусҳаф ба каф гирам, зи ҳайрат афтад аз дастам,
Рухаш саръушри ман хонад, дилаш оёти ман гардад!
Ҷаҳон Тур асту ман Мӯсо, ки ман беҳушу ӯ рақсон,
Валекин ин касе донад, ки бар мӣқоти49 ман гардад!
Баромад офтоби ҷон, ки хезед, ай гаронҷонон,
Ки гар бар кӯҳ бартобам, камин зарроти ман гардад!
Хамуш чандон бинолидам, ки то сад қарн ин олам,
Дар ин ҳайҳои ман печад, бар ин ҳайҳоти ман гардад!

# 202

Буте, к-ӯ Зуҳраву маҳро ҳама шаб шева омӯзад,
Ду чашми ӯ ба ҷодуйӣ ду чашми чарх бардӯзад!
Шумо дилҳо нигаҳ доред, мусалмонон, ки ман боре
Чунон омехтам бо ӯ, ки дил бо ман наёмезад!
Нахуст аз ишқи ӯ зодам, ба охир дил бад-ӯ додам,
Чу мева зояд аз шохе, аз он шох андаровезад!
Зи соя худ гурезонам, ки нур аз соя пинҳон аст,
Қарораш аз куҷо бошад, касе, к-аз соя бигрезад?!
Сари зулфаш ҳамегӯяд: "Сало зутар расанбозе!",
Рухи шамъаш ҳамегӯяд: "Куҷо парвона, то сӯзад?!"
Барои ин расанбозӣ диловар бошу чанбар шав,
Дарафкан хеш дар оташ чу шамъи ӯ барафрӯзад!
Чу завқи сӯхтан дидӣ, дигар нашкебӣ аз оташ,
Агар оби ҳаёт ояд, туро з-оташ наянгезад!

# 203

Биё, к-имшаб ба ҷонбахшӣ ба зулфи ёр мемонад,
Ҷамоли моҳи нурафшон бад-он рухсор мемонад!
Ба гирди чархи истора чу муштоқони овора,
Ки аз сӯзи дили эшон хирад аз кор мемонад!
Сақои рӯҳ як бода зи ҷоми ғайб дардода,

[49] Вақту ҷойи ваъда.

Бибин, то кист афтода ва кӣ бедор мемонад?!
Ба шаб нолону бедорон наёбӣ ҷуз, ки беморо,
Ва ман гар ҳам наменолам, дилам бемор мемонад!
Дар ин дарёи бемӯнис, дило, менол чун Юнус,
Наҳанги шаб дар ин дарё ба мардумхор мемонад!
Бад-он сон мехурад моро зи хосу ом андар шаб,
На дуккону на савдову на ин бозор мемонад!
Чи шуд Носир Ибодуллоҳ? Чи шуд Ҳофиз Билодуллоҳ?!
Бибин, ҷуз мабдаъи ҷонҳо агар дайёр мемонад!
Фалак бозори кайвонаст, дар ӯ истора гардон аст,
Шаби мо рӯзи эшон аст, ки бе ағёр мемонад!
Ҷуз ин чарху замин дар ҷон аҷаб чарх асту бозоре,
Валек аз ғайрат он бозор дар асрор мемонад!

# 204

Варои пардаи ҷонат, дило, халқон пинҳонанд,
Зи захми теғи фардият ҳама ҷонанду беҷонанд!
Ту аз нуқсону аз бешӣ бигӯйӣ, чанд андешӣ?
Даро дар дини бехешӣ, ки бас бехеш хешонанд!
Чӣ дарёҳо, ки менӯшанд, чу дарёҳо ҳамеҷӯшанд,
Агарчи худ ки хомӯшанд, доноанду медонанд!
Дар он дарёи пурмарҷон яке қавманд ҳамчун ҷон,
Варои гунбади гардон Буроқи ҷон ҳамеронанд.
Аё дарвеши ботамкин, сабукдил гард зутар, ҳин,
Миёни базми мардон шин, ки эшон ҷумла риндонанд!
Мулуконанд дарвешон, зи мастӣ ҷумла бехешон,
Агарчи хокиянд эшон, валекин шоҳу султонанд!
Зи ганҷи ишқ зеррезанд, ғуломи Шамси Табрезанд,
Ва кони лаълу ёқутанду дар кон ҷони арконанд!

# 205

Баромад бар шаҷар тӯтӣ, ки то хутбай шакар гӯяд,
Ба булбул кард ишорат гул, ки то ашъор баргӯяд!
Ба сарви сабз ваҳй омад, ки то ҷонаш бувад дар тан,
Миён бандад ба хидмат, рӯзу шабҳо ин самар гӯяд.
Ҳама тасбеҳгӯёнанд, агар моҳ аст, агар моҳӣ,
Валекин ақл истодаст, ӯ машрӯҳи тар гӯяд!
Дарояд санг дар гиря, дарояд чарх дар гидя,
Зи арш ояд дусад ҳадя, чу ӯ дарси назар гӯяд!
Ҳазорон симбар бинӣ кушойида бару сина,
Чу он анбарфишон қиссай насими он саҳар гӯяд!
Киро монад дил он лаҳза, ки он ҷон шарҳи дил гӯяд,
Киро монад хабар аз худ дар он дам, к-ӯ хабар гӯяд?!
Ҳадиси ишқ ҷон гӯяд, ҳадиси раҳ равон гӯяд,
Ҳадиси сукр сар гӯяд, ҳадиси хун ҷигар гӯяд!

# 206

Маро ошиқ чунон бояд, ки ҳар боре, ки бархезад,
Қиёматҳои пуроташ зи ҳар сӯе барангезад!
Диле хоҳем чун дӯзах, ки дӯзахро фурӯ сӯзад,
Дусад дарё бишӯронад, зи мавҷи баҳр нагрезад!
Фалакҳоро чу мандиле ба дасти хеш дарпечад,
Чароғи лоязолиро чу қандиле даровезад!

Чу шере сӯйи ҷанг ояд, дили ӯ чун наҳанг ояд,
Ба ҷуз худ ҳеч нагзорад ва бо худ низ бистезад!
Чу ҳафсад пардаи дилро ба нури худ бидарронад,
Зи аршаш ин нидо ояд биномезад, биномезад!
Чу ӯ аз ҳафтумин дарё ба кӯҳи Қоф рӯ орад.
Аз он дарё чи гавҳарҳо канори хок даррезад!

# 207

Аё сар карда аз ҷонам, туро хона куҷо бошад?!
Ало, ай моҳи тобонам, туро хона куҷо бошад?!
Ало ай қодири қоҳир, зи тан пинҳон, ба дил зоҳир,
Зиҳӣ пайдои пинҳонам, туро хона куҷо бошад?!
Ту гӯйӣ, хонаи хоқон бувад дилҳои муштоқон,
Маро дил нест, ай ҷонам, туро хона куҷо бошад?!
Бувад маҳ сояро доя, ба маҳ чун мерасад соя?!
Бигӯ, ай маҳ, намедонам, туро хона куҷо бошад?!
Нишони моҳ медидам, ба сад хона бигардидам,
Аз ин тафтиш бирҳонам, туро хона куҷо бошад?!

# 208

Дили ман чун садаф бошад, хаёли дӯст дур пошад,
Кунун ман ҳам намегунҷам, к-аз ӯ ин хона пур бошад!
Зи шириний ҳадисаш шаб шикофидаст ҷонро лаб,
Аҷаб дорам, ки мегӯяд: "Ҳадиси Ҳақҷ мур бошад!".
Ғизоҳо аз бурун ояд, ғизои ошиқ аз ботин,
Барорад аз худу хояд, ки ошиқ чун шутур бошад!
Сабукрав ҳамчу парён шав, зи ҷисми хеш урён шав,
Мусаллам нест урёнӣ мар-он касро, ки ур бошад!
Салоҳуддин ба сайд омад, ҳама шерон бувад сайдаш,
Ғуломи ӯ касе бошад, ки аз ду кавн ҳур[50] бошад!

# 209

Маро дилбар чунон бояд, ки ҷон фитрок аз ӯ гирад,
Маро мутриб чунон бояд, ки Зуҳра пеши ӯ мирад!
Яке паймонае дорам, ки бар дарё ҳамехандад,
Дили девонае дорам, ки банду панд напзирад!
Худовандо, ту медонӣ, ки ҷонам аз ту нашкебад,
Азеро ҳеч моҳиро даме аз об нагрезад!
Зиҳӣ ҳастӣ, ки ту дорӣ, зиҳӣ мастӣ, ки ман дорам,
Туро ҳастӣ ҳамезебад, маро мастӣ ҳамезебад!
Ҳало, бас кун, ҳало, бас кун, ки ин ишқе, ки бигзидӣ,
Нишоте медиҳад беғам, қабуле мекунад берад!

# 210

Сало, ҷонҳои муштоқон, ки нак дилдори хуб омад,
Чу заркӯб аст он дилбар, рухи ман симкӯб омад!
Аз ӯ, к-ӯ ҳусни маҳ дорад, ҳар он, к-у дил нигаҳ дорад,
Ба хоки пойи он дилбар, ки он кас сангу чӯб омад!

---

[50] Озод.

Ҳар он-к аз ишқ бигрезад, ҳақиқат хуни худ резад,
Куҷо хуршедро ҳаргиз зи мурғи шаб ғуруб омад!
Бирӯб аз хеш ин хона, бибин он ҳусни шоҳона,
Бирав, ҷорӯби ло бистон, ки ло бас хонарӯб омад!
Тани ту ҳамчу хок омад, дами ту тухми пок омад,
Ҳавасҳо чун малаххо шуд, нафасҳо чун ҳубуб омад!
Зи биноӣ бигардидӣ, магар хобе дигар дидӣ?!
Чи хӯрдӣ ту, ки қорура, пур аз хилту русуб омад!
Ту чи-шнидӣ, ту чи гуфтӣ, бигӯ, то шаб куҷо хуфтӣ?!
Ҳикоят мекунад рангат, ки ҷосусулқулуб омад!
Салоҳуддини яъқубон, ҷавоҳирбахши заркӯбон,
Ки ӯ хуршеди асрор асту аъломилғуюб омад!

# 211

Сар аз баҳри ҳавас бояд, чу холӣ гашт, сар чи бвад?!
Чу ҷон баҳри назар бошад, равони беназар чи бвад?!
Назар дар рӯйи шаҳ бояд, чу он набвад, чиро шояд?!
Сафар аз хештан бояд, чу бо хешӣ сафар чи бвад?!
Маро пурсид сафройӣ, ки гар мардӣ шакархойӣ,
Камар бандам чу най пешат, агар гӯйӣ: "Шакар чи бвад?!"
Бигуфтам биҳтарин чизӣ, валекин пеши ғайри ту,
Ки ту, аблаҳ, шакар биниву гӯйӣ: "З-ин батар чи бвад?!"
Азеро асли ҷисми ту зи заҳри қотил афтодаст,
Сақар будаст асли ту, надонад, ҷуз сақар чи бвад?!
Ҷаҳону ақли куллиро зи ақли ҷузв чун бинӣ,
Дар он дарёи хуношом ақли мухтасар чи бвад?!
Ду-се сатр аст, ки мехонӣ, зи сар то пову по то сар,
Дигар коре надорӣ ту, вагарна пову сар чи бвад?!
Чу кӯр афтод чашми дил, чу гӯш аз сиқл шуд пургил,
Ба ғайри хонаи васвос ҷойи кӯру кар чи бвад?!

# 212

Бурун шав, ай ғам, аз сина, ки лутфи ёр меояд,
Ту ҳам, ай дил, зи ман гум шав, ки он дилдор меояд!
Нагӯям ёрро шодӣ, ки аз шодӣ гузаштаст ӯ,
Маро аз фарти ишқи ӯ зи шодӣ ор меояд!
Мусалмонон, мусалмонон, мусалмонӣ зи сар гиред,
Ки куфр аз шарми ёри ман мусалмонвор меояд!
Бирав, ай шукр, к-ин ниъмат зи ҳадди шукр берун шуд,
Нахоҳам сабр, гарчи ӯ гаҳе ҳам кор меояд!
Равед, ай ҷумла суратҳо, ки суратҳои нав омад,
Аламҳотон нагун гардад, ки он бисёр меояд!
Дару девори ин сина ҳамедаррад зи анбӯҳӣ,
Ки андар дар намегунҷад, пас аз девор меояд!

# 213

Онро, ки даруни дил ишқу талабе бошад,
Чун дил накушояд дар, онро асабе бошад!
Рӯ бар дари дил биншин, к-он дилбари пинҳонӣ
Вақти саҳаре ояд ё нимашабе бошад!
Ҷоне, ки ҷудо гардад, ҷӯёи Худо гардад,
Ӯ нодирае бошад, ӯ булъаҷабе бошад!
Он дида, к-аз ин айвон айвони дигар бинад,

Соҳибназаре бошад, ширинлақабе бошад!
Он кас, ки чунин бошад, бо рӯҳ қарин бошад,
Дар соъати ҷон додан ӯро тарабе бошад!
Пояш чу ба санг ояд, дурреш ба чанг ояд,
Ҷонаш чу ба лаб ояд, бо қандлабе бошад!
Чун тоҷи мулуконаш дар чашм намеояд,
Ӯ бе падару модар олинасабе бошад!
Хомӯш куну ҳар ҷо исрор макун пайдо,
Дар ҷамъи сабукрӯҳон ҳам Бӯлаҳабе бошад!

## 214

Имрӯз ҷамоли ту бар дида муборак бод,
Бар мо ҳаваси тоза печида, муборак бод!
Гулҳо чу миён бандад, бар ҷумла ҷаҳон хандад,
Ай бар гулу сад чун гул хандида, муборак бод!
Хубон чу рухат дида, афтодаву лағзида,
Дил бар дари ин хона лағзида, муборак бод!
Наврӯзи рухат дидам, хуш ашк биборидам,
Наврӯзу чунин борон борида, муборак бод!
Бе гуфти забони ту, бе ҳарфу баёни ту,
Аз ботини ту гӯшат бишнида, муборак бод!

## 215

Он ишқ, ки аз покӣ аз рӯҳ ҳашам дорад,
Бишнав, ки чи мегӯяд, бингар, ки чи дам дорад!
Гар ҷисми тунук дорад, ҷони ту сабук дорад,
Ҳарчанд, ки сад лашкар дар катми адам дорад!
Гар мондаӣ дар гил, рӯй ор ба соҳибдил,
К-ӯ мулки абад бахшад, к-ӯ тоҷи қидам дорад!
Ай дил, ки ҷаҳон дидӣ, бисёр бигардидӣ,
Бинмой, киро дидӣ, к-аз ишқ рақам дорад?!
Ай маркаби худкушта в-ай гирди ҷаҳон гашта,
Боз ой ба хуршеде, к-аз сина карам дорад!
Он синаву чун сина?! Сайқалдиҳи ойина!
Он сина, ки андар худ сад боғи Ирам дорад!
Ин ишқ ҳамегӯяд, к-он кас, ки маро ҷӯяд,
Шартест, ки ҳамчун зар дар кӯра қадам дорад!
Ман симтане хоҳам, ман ҳамчу мане хоҳам,
Безорам аз он зиште, к-ӯ симу заре дорад!
Алқоби Салоҳуддин бар лавҳ чу пайдо шуд,
Инсоф, басе миннат бар лавҳу қалам дорад!

## 216

Бо талхии маъзулӣ[51] мире бинамеарзад,
Як рӯз ҳамехандад, сад сол ҳамеларзад!
Харбандагиву он гаҳ аз бахри хари мурда,
Бахри гули пажмурда бо хор ҳамесозад!
Зинҳор нахандӣ ту, то ӯ-т нахандонад,
Зеро ки ҳама ханда з-ин ханда ҳамехезад!
Ай рӯйтуруш, бингар, онро, ки туруш кардат,

[51] Бекоршавӣ, сабукдӯшшавӣ аз амалу мансаб.

То ӯ шакаре ширин дар серка даромезад!
Ай хастаи афтода, бингар, ки кӣ афкандат?!
Чун дарнигарӣ ӯро, ҳам ӯ-т барангезад!
Гар з-он, ки саге хусбад бар хоки сари кӯяш,
Шер аз ҳазари он саг бигзораду бигрезад!

# 217

Имон бари куфри ту, ай шоҳ, чӣ кас бошад?!
Симурғи фалакпаймо пеши ту магас бошад!
Оби ҳаявон имон, хоки сияҳе куфрон,
Бар оташи ту ҳарду монандаи хас бошад!
Ҷонро сақат имон шуд, ин ҷон ба нафас ҷон шуд,
Дил ғарқаи имон шуд, чӣ ҷойи нафас бошад?!
Шаб куфру чароғ имон, хуршед чу шуд рахшон,
Бо куфр бигуфт имон: "Рафтем, ки бас бошад!"
Имон фарасе динро, мар нафс чу фарзинро,
В-он шоҳи навойинро чӣ ҷойи фарас бошад?!
Имон гувадат: "Пеш о!". В-он куфр гувад: "Пас рав!",
Чун шамъи танат ҷон шуд, не пешу на пас бошад.
Шамсулҳақи Табрезӣ, ронӣ ту чунон боло,
То ҷуз мани побарҷо худ дастмарас бошад!

# 218

Нонпора зи ман бистон, ҷон пора нахоҳад шуд,
Оворайи ишқи мо овора нахоҳад шуд!
Онро, ки манам хирқа, урён нашавад ҳаргиз,
В-онро, ки манам чора, бечора нахоҳад шуд!
Онро, ки манам мансаб, маъзул куҷо гардад?!
Он хора, ки шуд гавҳар, ӯ хора нахоҳад шуд!
Он қиблаи муштоқон вайрон нашавад ҳаргиз,
В-он мусҳафи хомӯшон сепора нахоҳад шуд!
Аз ашк шавад соқӣ ин дидаи ман, лекин
Бе наргиси махмураш хаммора нахоҳад шуд!
Бемор шавад ошиқ, аммо ба наме мирад,
Моҳ арчи ки лоғар шуд, истора нахоҳад шуд!
Хомӯш куну чандин ғамхора машав охир,
Он нафс, ки шуд ошиқ, аммора нахоҳад шуд!

# 219

Ай хуфта шаби тира, ҳангоми дуъо омад,
В-ай нафси ҷафопеша, ҳангоми вафо омад!
Бингар ба суйи равзан, бикшой дари тавба,
Пардохта кун хона, ҳин, навбати мо омад!
Аз ҷурму ҷафоҷӯйӣ чун даст намешӯйӣ,
Бар рӯй бизан обе, миқоти сало омад!
З-ин қибла ба ёд орӣ, чун рӯ ба лаҳад орӣ,
Судат накунад ҳасрат, он гаҳ ки қазо омад!
З-ин қибла биҷӯ нуре, то шамъи лаҳад бошад,
Он нур шавад гулшан, чун нури Худо омад!

# 220

Бигзашт маҳи рӯза, ид омаду ид омад,
Бигзашт шаби ҳиҷрон, маъшуқ падид омад!
Он субҳ чу содиқ шуд, Азрои ту Вомиқ шуд,
Маъшуқи ту ошиқ шуд, шайхи ту мурид омад!
Шуд ҷангу назар омад, шуд заҳру шакар омад,
Шуд сангу гуҳар омад, шуд қуфлу калид омад!
Ҷон аз тани олуда ҳам пок ба покӣ рафт,
Ҳарчанд чу хуршеде бар поку палид омад!
Аз лаззати ҷоми ту дил монд ба доми ту,
Ҷон тез чу воқиф шуд, ӯ низ давид, омад!
Бас тавбаи шойиста бар санги ту бишкаста,
Бас зоҳиду бас обид, к-ӯ хирқа дарид, омад!
Боғ аз дайи номаҳрам се моҳ намезад дам,
Бар бӯйи баҳори ту аз ғайб давид, омад!

# 221

Он бандаи овора боз омаду боз омад,
Чун шамъ ба пеши ту дар сӯзу гудоз омад!
Чун абҳару қанд, ай ҷон, дар рӯ-ш биханд, ай ҷон,
Дарро бимабанд, ай ҷон, зеро ба ниёз омад!
В-ар з-он ки бибандӣ дар, бар ҳукми ту бинҳад сар,
Бар банда ниёз омад, шаҳро ҳама ноз омад!
Ҳар шамъи гудозида шуд равшании дида,
К-онро, ки гудоз омад, ӯ маҳрами роз омад!
Заҳроб зи дасти вай гар фарқ кунам аз май,
Пас дар раҳи ҷон ҷонам, валлаҳ, ба маҷоз омад!
Оби ҳаявонашро ҳайвон зи куҷо нӯшад?!
Кай бинад рӯяшро чашме, ки фароз омад?!
Ман тарки сафар кардам, бо ёр шудам сокин,
В-аз марг шудам эмин, к-он умри дароз омад!
Ай дил, чу дар ин ҷӯйӣ, пас об чӣ меҷӯйӣ?!
То чанд сало гӯйӣ, ҳангоми намоз омад!

# 222

Хоб аз пайи он омад, то ақли ту бистонад,
Девона куҷо хусбад, девона чӣ шаб донад?!
Не рӯз бувад, не шаб дар мазҳаби девона,
Он чиз, ки ӯ дорад, ӯ донаду ӯ донад!
Аз гардиши гардун шуд рӯзу шаби ин олам,
Девонаи он ҷоро гардун бинагардонад!
Гар чашми сараш хусбад, бе сар ҳама чашм аст ӯ,
К-аз дидаи ҷони худ лавҳи азалӣ хонад!
Девонагӣ ар хоҳӣ, чун мурғ шаву моҳӣ,
Бо хоб чу ҳамроҳӣ, он бо ту куҷо бошад?!
Шабрав шаву айёре дар ишқи чунон ёре,
То боз шавад коре з-он турра, ки бифшонад!
Девона дигар сон аст, ӯ ҳомилаи ҷон аст,
Чашмаш чу ба ҷонон аст, ҳамлаш на бад-ӯ монад!
З-ин шарҳ агар хоҳӣ аз Шамси Ҳаку шоҳӣ,
Табрез ҳама олам з-ӯ нури нав афшонад!

# 223

Чун ҷуғд бувад аслаш, кай сурати боз ояд?!

Чун сир хурад мардум, кай бӯйи пиёз ояд?!
Чун афтад шери нар аз ҳамлаи ҳезу ғар?!
В-аз захмаи куни хар кай бонги намоз ояд?!
Пойи ту шуда кӯчак аз тангии попӯчак,[52]
По баркаш, ай кӯчак, то паҳну дароз ояд!
Бикшой ба уммеде ту дидаи ҷовиде,
То тобиши хуршедаш аз аршу фароз ояд!
Чанго, ту саре баркун, дар ҳалқа сар андаркун,
Ту хеш тиҳитар кун, то чанг ба соз ояд!

# 224

Он субҳи саодатҳо чун нурфишон ояд,
Он гоҳ хурӯши ҷон дар бонгу фиғон ояд!
Хур нур дурахшонад, пас нур барафшонад,
Тан гард чу биншонад, ҷонон бари ҷон ояд!
Мискиндили овора, он гумшуда якбора,
Чун бишнавад ин чора, хуш рақскунон ояд!
Ҷони бақадамрафта, дар катми адамрафта,
Бо қадди бахамрафта дар ҳин ба миён ояд!
Дил Марями обистан, як шева кунад бо ман,
Исии дурӯзай тан дар гуфти забон ояд!
Дил нури ҷаҳон бошад, ҷон дар ламаъон бошад,
Ин рақскунон бошад, он дастзанон ояд!
Шамсулҳақи Табрезӣ, ҳар ҷо, ки кунӣ мақдам,
Он ҷову макон дар дам бе ҷову макон бошад!

# 225

Ҷон пеши ту ҳар соъат мерезаду мерӯяд,
Аз баҳри яке ҷон кас чун бо ту сухан гӯяд?!
Ҳар ҷо, ки ниҳӣ пое, аз хок бирӯяд сар,
В-аз баҳри яке сар кас даст аз ту куҷо шӯяд?!
Рӯзе, ки бипаррад ҷон аз лаззати бӯйи ту,
Ҷон донаду ҷон донад, к-аз дӯст чӣ мебӯяд!
Як дам, ки хумори ту аз мағз шавад камтар,
Сад навҳа барорад сар, ҳар мӯй ҳамемӯяд.
Ман хона тиҳӣ кардам, к - аз рахти ту пардозам,
Мекоҳам, то ишқат афзояду афзӯяд!
Ҷонам зи пайи ишқи Шамсулҳақи Табрезӣ
Бе пой чу киштиҳо дар баҳр ҳамепӯяд!

# 226

Гар моҳи шабафрӯзон рӯпӯш раво дорад,
Гирам, ки бипӯшад рӯ, бӯро чи даво дорад?!
Гар низ бипӯшад рӯ в-ар низ бибуррад бӯ,
Аз хунбиши рӯҳонӣ сад гуна гуво дорад!
Он маҳ чу гурезона ояд сипаси хона,
Лекин дили девона сад гуна даго дорад!
Ғам гарчи бувад душман, гӯяд сири ӯ бо ман,
Бо мурғи дилам гӯяд: "Ку дом, куҷо дорад?!"

[52] Попӯшак, пойафзор.

# 227

Ошиқ ба суйи ошиқ занҷир ҳамедаррад,
Девона ҳамегардад, тадбир ҳамедаррад!
Тақсир куҷо гунҷад дар гармраве ошиқ,
К-аз оташи ишқи ӯ тақсир ҳамедаррад!
То ҳоли ҷавон чӣ - бвад, к-он оташи беъиллат
Дурроъаи[53] тақворо бар пир ҳамедаррад!
Сад пардаи дар парда гар бошад дар чашме,
Абрӯйи камоншаклаш аз тир ҳамедаррад!
Мурғи дили ҳар ошиқ, к-аз байза бурун ояд,
Аз чангали таъҷилаш таъхир ҳамедаррад!
Ин олам чун қир аст - пойи ҳама бигрифта,
Чун оташи ишқ ояд, ин қир ҳамедаррад!
Шамсулҳақи Табрезӣ ҳам хусраву ҳам мир аст,
Пероҳани ҳар сабре з - он мир ҳамедаррад!

# 228

Гар деву парӣ ҳорис бо теғу сипар бошад,
Чун ҳукми Худо ояд, он зеру забар бошад.
Бар ҳарчи умедастат, кай гирад ӯ дастат?!
Бар шакли асо ояд в-он мори дусар бошад!
В-он ғусса, ки мегӯйӣ: "Он чора накардам дӣ!",
Ҳар чора, ки пиндорӣ, он низ ғурар[54] бошад.
Худ карда шумар онро, чӣ хезад аз он савдо,
Андар пайи сад чун он сад доми дигар бошад!
Он чора ҳамекардам, он мот намеомад,
Он чораи лангатро охир чӣ асар бошад?!
Аз мот ту қуте кун, ёқут шав ӯро ту,
То ӯ ту шавӣ, ту ӯ, ин ҳисну мафар бошад!

# 229

Навмед машав, ҷоно, к-уммед падид омад,
Уммеди ҳама ҷонҳо аз ғайб расид, омад!
Навмед машав, гарчи Марям бишуд аз дастат,
К-он нур, ки Исоро бар чарх кашид, омад!
Навмед машав, ай ҷон, дар зулмати ин зиндон,
К-он шоҳ, ки Юсуфро аз ҳабс харид, омад!
Яъқуб бурун омад аз пардаи мастурӣ,
Юсуф, ки Зулайхоро парда бидарид, омад!
Ай шаббасаҳарбурда, дар ё рабу ё раб ту,
Он ёрабу ёрабро раҳмат бишунид, омад!
Ай дарди куҳангашта, бах-бах, ки шифо омад,
Вай қуфли фурӯбаста бикшо, ки калид омад!
Ай рӯзагирифта ту аз мойидаи боло,
Рӯза бикушо хуш-хуш, к-он ғурраи ид омад!
Хомуш куну хомуш кун, зеро ки зи амри кун
Он сактаи ҳайронӣ бар гуфт мазид[55] омад!

---

[53] Чакмани сӯриену дарвешон.

[54] Аломати нек, фоли накӯ.

# 230

Бимиред, бимиред, дар ин ишқ бимиред,
Дар ин ишқ чу мурдед, ҳама рӯҳ пазиред!
Бимиред, бимиред в-аз ин марг матарсед,
К-аз ин хок бароед, самовот бигиред!
Бимиред, бимиред в-аз ин нафс бибурред,
Ки ин нафс чу банд асту шумо ҳамчу асиред!
Яке теша бигиред пайи ҳифраи зиндон,
Чу зиндон бишикастед, ҳама шоҳу амиред!
Бимиред, бимиред ба пеши шаҳи зебо,
Бари шоҳ чу мурдед, ҳама шоҳу шаҳиред!
Бимиред, бимиред в-аз ин абр бароед,
Чу з-ин абр бароед, ҳама бадри муниред!
Хамӯшед, хамӯшед, хамӯшӣ дами марг аст,
Ҳам аз зиндагист ин-к зи хомӯш нафиред!

# 231

То боди саъодат зи Муҳаммад хабар афканд,
З-он мардиву з-он ҳамла шақоват сипар афканд!
Аз ҳоли гадо нест аҷаб, гар шавад ӯ паст,
Теғи ғами ту аз сари сад шоҳ сар афканд!
Рӯзе писари Адҳам андар пайи оҳу
Монанди фалак маркаби Шабдез барафканд!
Додӣш яке шарбат, к-аз лаззату бӯяш
Мастиш ба сар даршуду аз асп дарафканд!
Гуфтанд ҳама кас ба сари кӯҳи таҳайюр:
"Мискин писари Адҳам тоҷу камар афканд!".
Аз номи ту буд он, ки Сулаймон ба яке мурғ
Дар мулкати Билқис шикӯҳу зафар афканд!
Аз ёди ту буд он, ки Муҳаммад ба ишорат
Ғавғои ду нима шудан андар қамар афканд!

# 232

Дар ҳалқаи ошиқон баногаҳ хабар афтод,
К-аз бахт яке моҳрухе хуб дарафтод!
Чашму дили ушшоқ чунон пур шуд аз он ҳусн,
То қиссаи хубон, ки баноманд, барафтод!
Бас чашмаи ҳайвон, ки аз он ҳусн биҷӯшид,
Бас бода, к-аз он нодира дар чашму сар афтод!
Маҳ бо сипару теғ шабе ҳамлаи ӯ дид,
Бифканд сипарро сабуку бар сипар афтод!
Мо бандаи он шаб, ки ба лашкаргаҳи васлаш
Дар ғорати шукри ҳама моро ҳашар афтод!
Хунбаки ҳиҷрон ба ҳазимат алам андохт,
Бар лашкари ҳиҷрон дили моро зафар афтод!
Гуфтанд: "Зи Шамсулҳақи Табрез чӣ дидед?",
Гуфтем, к-аз он нур ба мо ин назар афтод!

---

[55] Зиёдагӯйӣ, беҳудагӯйӣ.

## 233

Дар кӯйи харобот маро ишқ кашон кард,
Он дилбари айёр маро дид, нишон кард!
Ман дар пайи он дилбари айёр бирафтам,
Ӯ рӯйи худ он лаҳза зи ман боз ниҳон кард!
Ман дар аҷаб афтодам аз он қутби ягона,
К-аз як назараш ҷумла вуҷудам ҳама ҷон кард!
Ногоҳ як оҳу ба дусад ранг аён шуд,
К-аз тобиши ҳуснаш маҳу хуршед фиғон кард!
Он оҳуйи хушноф ба Табрез равон гашт,
Бағдоди ҷаҳонро ба басират Ҳамадон кард!
Он кас, ки варо кард ба тақлид суҷуде,
Фархундаву бигзидаву маҳбуби ҷаҳон кард!
Онҳо, ки бигуфтанд, ки мо комилу фардем,
Саргаштаву савдойиву расвои ҷаҳон кард!
Султони арафнок будаш маҳрами асрор,
То сирри таҷаллии азал ҷумла баён кард!
Шамсулҳақи Табрез чу бикшод пари ишқ,
Ҷабрили аминро зи пайи хеш давон кард!

## 234

Тадбир кунад бандаву тақдир надонад,
Тадбир ба тақдири Худованд чӣ монад?!
Банда чу бияндешад, пайдост, чӣ бинад,
Ҳилат бикунад, лек Худойӣ бинадонад!
Гоме ду чунон ояд, к-ӯ рост ниҳодаст,
В-он гоҳ кӣ донад, ки куҷоҳош кашонад?!
Истеза макун, мамлакати ишқ талаб кун,
К-ин мамлакатат аз малакулмавт раҳонад!
Шаҳро ту шикоре шаву кам гир шикоре,
К-ишкори туро бози аҷал бозситонад!
Хомуш куну бигзин ту яке ҷойи қароре,
К-он ҷо, ки гузинӣ, малак он ҷо-т нишонад!

## 235

Ай қавми баҳаҷрафта, куҷоед, куҷоед?!
Маъшуқ ҳамин ҷост, биёед, биёед!
Маъшуқи ту ҳамсояи деворбадевор,
Дар бодия саргашта шумо дар чӣ ҳавоед?!
Гар сурати бесурати маъшуқ бибинед:
Ҳам хоҷаву ҳам хонаву ҳам Каъба шумоед!
Даҳ бор аз он роҳ бад-он хона бирафтед,
Як бор аз ин хона бар ин бом бароед!
Он хона латиф аст, нишонҳо-ш бигуфтед,
Аз хонаи он хоҷа нишоне бинамоед!
Як дастаи гул ку, агар он боғ бидидед?!
Як гавҳари ҷон ку, агар аз баҳри Худоед?!
Бо ин ҳама он ранҷи шумо ганҷи шумо бод,
Афсӯс, ки бар ганҷи шумо парда шумоед!

## 236

Он сурхқабое, ки чу маҳ пор баромад,
Имсол дар ин хирқаи зангор баромад!
Он турк, ки он сол ба яғмо-ш бидидӣ,
Он аст, ки имсол арабвор баромад!
Он ёр ҳамон аст, агар ҷома дигар шуд,
Он ҷома бадал карду дигар бор баромад!
Он бода ҳамон аст, агар шиша бадал шуд,
Бингар, ки чи хуш бар сари хаммор баромад!
Шаб рафт, ҳарифони сабуҳӣ ба куҷоед?!
К-ин машъала аз равзани асрор баромад!
Румӣ пинҳон гашт, чу даврони Ҳабаш дид,
Имрӯз дар ин лашкари ҷаррор баромад!
Шамсулҳақи Табрез расидаст, бигӯед,
К-аз чархи сафо он маҳи анвор баромад!

## 237

Чун бар рухи мо акси ҷамоли ту барояд,
Бар чиҳраи мо хок чу гулгуна намояд!
Хоҳам, ки зи зуннор дусад хирқа намоям,
Тарсобача гӯяд, ки напӯшон, ки нашояд!
Ашкам чу духул гаштаву дил ҳомили асрор,
Чун нуҳмаҳа гаштаст, надонӣ, ки бизояд!
Шоҳест дил андар тани монандаи гове,
В-ин гов бибинад шаҳ, агар жож нахояд!
В-он дона, ки афтод дар ин ҳовани ушшоқ,
Ҳар сӯй ҷаҳад, лек баночор бисояд!
Аз хонаи ишқ он, ки бипаррад чу кабӯтар,
Ҳар ҷо, ки равад, оқибати кор биёяд!
Ойина, ки Шамсулҳақи Табрез бисозад,
Зангор куҷо гираду сайқал ба чӣ бояд?!

## 238

Ҳар нукта, ки аз заҳри аҷал талхтар ояд,
Онро чу бигӯяд лаби ту, чун шакар ояд!
Дар чоҳи занахдони ту ҳар ҷо, ки ватан сохт,
Зуд аз расани зулфи ту бар чарх бароядl
Ҳин, тӯша диҳ аз хӯшаи абрӯйи зарифат,
З-он пеш, ки ҷонро зи ту вақти сафар ояд!
Аз даъвати овози хушат бӯйи дил ояд,
Лаббайк занам, нафҳаи хуни ҷигар ояд!

## 239

Гар як сари мӯй аз рухи ту рӯй намояд,
Бар рӯйи замин хирқаву зуннор намонад!
Онро, ки даме рӯй намойӣ зи ду олам,
Он сӯхтаро ҷуз ғами ту кор намонад!
Гар барфиканӣ парда аз он чиҳраи зебо,
Аз чиҳраи хуршеду маҳ осор намонад!
Дар хоб кунӣ сӯхтагонро зи майи ишқ,
То ҷуз ту касе маҳрами асрор намонад!

## 240

Туйӣ нақше, ки ҷонҳо барнатобад,
Ки қанди ту даҳонҳо барнатобад!
Ҷаҳон гарчи ки сад рӯ дар ту дорад,
Ҷамолатро ҷаҳонҳо барнатобад!
Равон гаштанд ҷонҳо сӯйи ишқат,
Ки бо ишқат равонҳо барнатобад!
Даруни дил ниҳон нақшест аз ту,
Ки лутфашро ниҳонҳо барнатобад!
Чу хилватгоҳи ҷон ойӣ, хамаш кун,
Ки он хилват забонҳо барнатобад!
Баду нек ар бибинӣ, нек набвад,
Аз он бигзар, к-аз онҳо барнатобад!
Бигӯ ту номи Шамсуддини Табрез,
Ки номашро нишонҳо барнатобад!

# 241

Чу шаб шуд, ҷумлагон дар хоб рафтанд,
Ҳама чун моҳиён дар об рафтанд!
Ду чашми ошиқон бедор то рӯз,
Ҳама шаб сӯйи он миҳроб рафтанд!
Чу эшонро ҳариф аз андарун аст,
Чи ғам доранд, агар асҳоб рафтанд?!
Ҳама дар ғуссаву дар тобу ушшоқ
Ба сӯйи турраи пуртоб рафтанд!
Ҳама андар ғами исботу эшон
Қаландарвор беисбот рафтанд!
Кӣ ёбад гарди эшонро, ки эшон
Чу барқу бод сахтиштоб рафтанд?!
Ту чун далвӣ, бар ин дӯлоб мегард,
Ки эшон бар ту аз дӯлоб рафтанд!
Бибин, онҳо, ки банди сим буданд,
Даруни хок чун симоб рафтанд!
Бибин, инҳо, ки симинбар гузиданд,
Ба рӯйи сурхи чун унноб рафтанд!

# 242

Парер он чиҳраи ёрам чи хуш буд,
Итобу нози дилдорам чи хуш буд!
Ба ёдам нест ҳеч он моҷароҳо,
Валекин з-ин хабардорам, чи хуш буд!
Дар он базму дар он ҷамъу дар он айш
Миёни боғу гулзорам чи хуш буд!
Агарчи масти ҷоми ишқ будам,
Рухи маъшуқи ҳушёрам чи хуш буд!

# 243

Диламро нолаи сурной бояд,
Ки аз сурной бӯйи ёр ояд!
Ба ҷон хоҳам навойи ошиқона,
К-аз он нола ҷамоли ҷон намояд!
Ҳаменолам, ки аз ғам бор дорам,
Аҷиб, ин ҷони нолон то чӣ зояд!
Бигӯ, ай ной, ҳоли ошиқонро,

Ки овози ту ҷон меозмояд!
Бибин, ай ҷони ман, к-аз бонги тосе
Маҳи бигрифта чун вомекушояд!
Бихон бар синаи дил ин азимат,
Ки то фарёд аз парён барояд!
Чу нола мӯниси ранҷур гардад,
Гараш гӯйӣ хамуш кун ҳам, нашояд!

## 244

Бигӯям хуфя, то хоҷа наранҷад,
Ки он дилбар ҳаме дар бар нагунҷад!
Зи мастӣ ман тарозуро шикастам,
Тарозу кони гавҳарро насанҷад!
Бутонро ҷумла з-ӯ бидрид сарбанд,
Ки модагург бо Юсуф нағанҷад!
Ҳам аз ҷумлай сияҳрӯйист он низ,
Ки пеши румие занҷӣ бизанҷад!
Қурозай кист пеши Шамси Табрез,
Ки ганҷи зар биёрад ё биганҷад?!

## 245

Касе, к-аз ғамзае сад ақл бандад,
Гар ӯ бар мо нахандад, пас кӣ хандад?!
Агар тасхур кунад бар чарху хуршед,
Бувад инсофу инсоф он писандад!
Дило, меҷӯш ҳамчун мавҷи дарё,
Ки гар дарё биёромад, бигандад!
Чу хуршедиву аз худ пок гаштӣ,
Зи ту чанги аҷал ҷуз ғам нарандад!
Шакарширинии гуфтан раҳо кун,
Валекин кони қанде чун нақандад?!

## 246

Ҳар он дилҳо, ки бе ту шод бошад,
Чу хошоке миёни бод бошад!
Чу мурғи хонагӣ, к-аз авҷ паррад,
Чу шогирде, ки беустод бошад!
Чӣ монад сурате, к-аз худ тарошӣ,
Бад-он шохе, ки ҳуризод бошад?!
Чӣ монад ҳайбати шамшери чӯбин
Ба шамшере, ки аз пӯлод бошад?!
Ту аҳде кардайӣ, чун рӯҳ будӣ,
Валекин кай туро он ёд бошад?!
Агар мункир шавӣ, ман сабр дорам,
Бад он рӯзе, ки рӯзи дод бошад!

## 247

Саг арчи бе фиғону мар набошад,
Саги мо чун саги дигар набошад!
Шунав аз Мустафо, к-ӯ гуфт: "Девам
Мусалмон шуд, дигар кофар набошад!"

Саги асҳоби Каҳфу нафси покон!
Агар бар дар бувад, бар дар набошад!
Саги асҳобро хӯйи сагӣ нест,
Гар ин сар саг намуд, он сар набошад!
Ки Мӯсоро дарахт он шаб чун ахтар
Намуд озоду лек озар набошад!

# 248

Нигоро, мурдагон аз ҷон чи донанд,
Калоғон қадри тобистон чи донанд?!
Бари бегонагон то чанд бошӣ?!
Биё, ҷон, қадри ту эшон чи донанд?!
Бипӯшон қадди хубатро зи эшон,
Ки кӯрон сарв дар бӯстон чи донанд!
Хиромон ҷониби майдони хеш о,
Мабош он ҷо, харон майдон чи донанд!
Бизан чавгони худро бар дари мо,
Ки хомон лутфи он чавгон чи донанд!
Биҳил вайрона бар ҷуғдони мункир,
Ки ҷуғдон шаҳри ободон чи донанд!
Чӣ донанд мулки дилро танпарастон,
Гадоён табъи султонон чи донанд?!
Яке муште аз ин бедасту бепо
Ҳадиси Рустами Дастон чи донанд?!

# 249

Касе, ки ғайри ин савдо-ш набвад,
Зи завқи мош ёди мо-ш набвад!
Мисоли гӯй дар майдони ҳайрат
Давон бошад, агарчи по-ш набвад!
Вуҷуде, ки нараст аз сояи х(в)аш,
Паноҳи сояи анқо-ш набвад!
Намояд ойна симои ҳар кас,
Азеро сурату симо-ш набвад!
Ба рӯзе сад ҳазорон айбу хубӣ
Бигӯяд ойна, ғавғо-ш набвад!
Надорад ойна бо зишт буғзе,
Ҳавои чиҳраи зебо-ш набвад!
Даҳоне з-ин шакар маҷрӯҳ гардад,
Ки дандонҳои шаккархо-ш набвад!
Ба парҳое аҷиб дил барпаридӣ,
Валек аз доми ӯ парво-ш набвад!
Бирав, чун маҳ пайи хуршед мекоҳ,
Ки бе коҳиш ҷамолафзо-ш набвад!

# 250

Дил бо дили дӯст дар ҳанин[56] бошад,
Гӯёи хамӯш ҳамчунин бошад!
Гӯям сухану забон наҷунбонам,
Чун гӯши ҳасуд дар камин бошад!

---

[56] Нолаву зорӣ.

Донам, ки забону гӯш ғаммозанд,
Бо дил гӯям, ки дил амин бошад!
Сад шуълаи оташ аст дар дида
Аз нуктаи дил, ки оташин бошад!
Худ турфатар ин, ки дар дили оташ
Чандин гулу сарву ёсамин бошад!
З-он оташ боғ сабзтар гардад,
То оташу об ҳамнишин бошад!
Ай рӯҳ, муқими марғзорӣ ту,
К-он ҷо дилу ақл доначин бошад!
Он сӯй, ки куфру дин намегунҷад,
Кай мову мани фалон дин бошад?!

# 251

Рӯйи ту ба рангрези кон монад,
Зулфи ту ба нақши банди ҷон монад!
Гар сояи барги гул фитад бар ту,
Бар орази нозукат нишон монад!
Рӯзе гузарад зи ҳаҷри ту соле,
Мискин ошиқ чунон ҷавон монад!
Дилтанг наям, агарчи дилтангам,
К-охир дили ман бад-он даҳон монад!
Дар чашми ман ой, то ту ҳам бинӣ
Як тан, ки ба сад ҳазор ҷон монад!

# 252

Ай ишқ, ки ҷумла аз ту шоданд,
В-аз нури ту ошиқон бизоданд!
Ту подшаҳиву ҷумла ушшоқ
Ҳамранги ту подшаҳнажоданд!
Ҳар кас, ки сареву дидае дошт,
Диданд туро, саре ниҳоданд!
Хуршед туйиву зарра аз туст,
В-он нур ба нур боздоданд!
Чун бӯйи инояти ту бошад,
Золон ҳама Рустами ҷаҳонанд!
Чун аз бари ту мадад набошад,
Гар Ҳамзаву Рустаманд, боданд!
Ай дилбар, ҷаҳ, ки моҳрӯён
Аз пардаи ғайб рӯ кушоданд!
Мастанду тариқи хона донанд,
Зеро ки на маст аз фасоданд!
То ишқ зияд, зиянд эшон,
То ёд бувад, ҳама ба ёданд!

# 253

Ин қофила бори мо надорад,
Аз оташи ёри мо надорад!
Ҳарчанд дарахтҳои сабзанд,
Бӯе зи баҳори мо надорад!
Ҷони ту чу гулшан аст, лекин
Дил хаста ба хори мо надорад!
Баҳрест дили ту дар ҳақойиқ,

К-ӯ ҷӯшу канори мо надорад!
Ҳарчанд, ки кӯҳ барқарор аст,
Валлаҳ, ки қарори мо надорад!
Ҷоне, ки ба ҳар сабӯҳ маст аст,
Бӯе зи хумори мо надорад!
Он мутриби осмон, ки Зуҳра-ст,
Ҳам тоқати кори мо надорад!
Аз шери Худой пурс моро,
Ҳар шер қафори[57] мо надорад!
Манмой ту накд, Шамси Табрез
Онро, ки иёри мо надорад!

# 254

Бечора касе, ки май надорад,
Ғӯра ба салаф ҳамефишорад!
Бечора замин, ки шӯра бошад
В-ин абри карам бар ӯ наборад!
Боре, дили ман сабӯҳмаст аст,
Вoми шаби дӯш мегузорад!
Гуфтам басабӯҳхуфтагонро:
"Помузди вам, ки сар барорад!"
Имрӯз гурехт шарм аз ман,
Ӯ бар кафи маст кай нигорад?!
Соқист гирифта гӯшам имрӯз,
Як лаҳза маро намегузорад!
Ҷоми чу асо-ш аждаҳо шуд,
Бар қибтие[58] ақл мегуморад!
Хомушу бибин, ки хумми мастон
Чун ҷоми шариф месупорад!

# 255

Он шуълаи нур мехиромад
В-он фитнаи ҳур мехиромад!
Шаб ҷома сапед кард, зеро
К-он моҳ зи дур мехиромад!
Мастони шабонаро бишорат:
Соқӣ ба саҳур[59] мехиромад!
Ҷонро ба мисоли уд сӯзем,
К-ин кони булӯр мехиромад!
Он фитна нигар, ки бори дигар
Бо сад шару шӯр мехиромад!
Он душмани сабрҳои ошиқ
Дар хуни сабур мехиромад!
Ҷонам ба фидои он Сулаймон,
К-ӯ ҷониби мӯр мехиромад!
Ҷуз чиҳраи ошиқон мабинед,
К-он шоҳи ғаюр мехиромад!
Дар қолаби халқ Шамси Табрез

[57] Биёбон, паҳно, муҳит.

[58] Мисрии насронӣ.

[59] Пештар аз бомдод, барвақт.

Чун нафхаи сур мехиромад!

## 256

Имрӯз нигори мо наёмад,
Он дилбару ёри мо наёмад!
Он гул, ки миёни боғи ҷон аст,
Имшаб ба канори мо наёмад!
Саҳро гирем ҳамчу оҳу,
Чун мушки татори мо наёмад!
Ай равнақи мутрибон, ҳамин гӯ,
К-ин равнақи кори мо наёмад!
Ором мадиҳ ту ною дафро,
К-орому қарори мо наёмад!
Он соқии ҷон нагашт пайдо,
Дармони хумори мо наёмад!
Шамси Табрез, шарҳ фармо,
Чун фасли баҳори мо наёмад?!

## 257

Хуш бош, ки ҳар ки роз донад,
Донад, ки хушӣ-хушӣ кашонад!
Ширин чу шакар-ту бош шокир,
Шокир ҳар дам шакар ситонад!
Шукр, аз шакар аст остин пур,
То бар сари шокирон фишонад!
Талхаш чу бинӯшиву бихандӣ,
Дар зоти ту талхие намонад!
Гӯйӣ, ки чӣ гунаам?! Хушам ман!
Гӯям турушам, дилат бимонад!
Гӯям, ки ниҳон макун, валекин
Дар гӯшам гӯ, ки кас надонад!
Дар гӯши ту ҳалқаи вафо нест,
Гӯши ту ба гӯшҳо расонад!

## 258

Соқӣ, з-он май, ки мечариданд,
Бифзой, ки ёракон расиданд!
Миҳмон бифузуд, май бияфзо
З-он хунб, ки авлиё чашиданд!
З-он май, ки зи бӯ-ш ҷумла абдол
Дар халқ падиду нопадиданд!
Ай соқии хуб, шукри Аллоҳ,
К-он рӯйи накӯтро бидиданд!
Ай оташи рахтсӯз, ушшоқ
Дар ишқи ту рахтҳо кашиданд!
Ай пардафурӯкашида, бингар,
К-аз ишқ чӣ пардаҳо дариданд!

## 259

Дер омадайӣ, сафар макун зуд,
Ай мояи ҳар муроду ҳар суд!

Ай з-оташи азми рафтани ту
Аз биниҳо баромада дуд!
Ҳар уд талаф шавад зи оташ,
Дар оташат аст иди ҳар уд!
Уммеди ту ҳар даме бигӯяд,
Дастат гирам ба фазли худ зуд!
Аммо ту магӯ, ки ҷаҳду кӯшиш
Судам накунад, ки будани буд!
Маъзул макун ту қудратамро,
Ман баста наям чу тор дар пуд!
Ҳар лаҳза бикоҳамат, чу хоҳам,
В-аз фазл тавонамат бияфзуд!
Барбанд даҳон зи гуфту сар ниҳ
Дар саҷдаи дӯст, к-ӯст масҷуд!

# 260

Ай аҳли сабӯҳ, дар чӣ коред?!
Шаб мегузарад, раво мадоред!
Монандаи офтоби рахшон
Аз ҷоми сабӯҳ сар бароред!
Ай шабшуморон, агар шумор аст,
Боре шаби зулфи ӯ шуморед!
Захме, ки задаст во намоед,
Гар панҷаи шерро шикоред!
Дар хоб шавед, ай малӯлон,
В-ин хилватро ба мо супоред!
Меояд он нигор имшаб,
Чун мунтазирони он нигоред!
З-он рӯй, ки Шамси дини Табрез
Донад, ки шумо дар интизоред!

# 261

Аз баҳри чӣ дар ғаму заҳиред,
Вақти сафар аст, хар бигиред!
Хезеду равон шавед, ёрон,
То ҳамчу равон сафо пазиред!
Паррон бошед дар пайи сайд,
Охир на кам аз камону тиред!
Андар ҳаракат ниҳон рӯзист,
Гар муҳташамеду гар фақиред!
Дар аввали рӯз тоза з-онед,
Ки шаб суви ғайб дар масиред!

# 262

Ҳар сина, ки симбар надорад,
Шахсе бошад, ки сар надорад!
В-он кас, ки зи доми ишқ дур аст,
Мурғе бошад, ки пар надорад!
Ӯро чӣ хабар бувад зи олам,
К-аз бохабарон хабар надорад!
Ӯ сайд шавад ба тири ғамза,
К-аз ишқ сари сипар надорад!
Онро, ки далер нест дар роҳ,

Худ пиндорӣ, ҷигар надорад!
Дар роҳ фикандааст дурре,
Ҷуз ӯ, ки фиканд, барнадорад!
Он кас, ки нагашт гирди он дар,
Бас бегуҳар асту фар надорад!
Вақти саҳар аст, ҳин, бихусбед,
Зеро шаби мо саҳар надорад!

# 263

Мо маст шудему дил ҷудо шуд,
Аз мо бигурехт, то куҷо шуд?!
Чун дид, ки банди ақл бигсаст,
Дарҳол дилам гурезпо шуд!
Ӯ ҷойи дигар нарафта бошад,
Ӯ ҷониби хилвати Худо шуд!
Дар хона маҷӯ, ки ӯ ҳавоист,
Ӯ мурғи ҳавост, дар ҳаво шуд!
Ӯ бози сапеди подшоҳ аст,
Паррид, ба сӯйи подшо шуд!

# 264

Соқӣ, бархез, к-он маҳ омад,
Биштоб, ки сахт бегаҳ омад!
Туркона битоз, вақт танг аст,
К-он турки Хито ба хиргаҳ омад!
Дар ваҳм набуд ин саъодат,
Иқбол нигар, ки ногаҳ омад!
Ошиқ, чу пиёла пур зи хун буд,
Чун соғари май ба қаҳ-қаҳ омад!
Бо чун ту маҳ он, ки вақт дарёфт,
Таъҷил накард аблаҳ, омад!
Аз хирмани ишқ ҳар ки бигрехт,
Коҳ аст, ба хирмани каҳ омад!
Бегаҳ шуду ҳар ки ӯст муқбил,
Бигрехт зи худ, ба даргаҳ омад!
Андар Табрез ҳоюҳуест
Онро, ки зи ҳаҷр бо раҳ омад!

# 265

Кас бо чу ту ёр роз гӯяд,
Ё қиссаи хеш бозгӯяд!
Оқил кардаст бо ту кӯтоҳ,
Лекин ошиқ дароз гӯяд!
Аз ишқи ту дар суҷуд афтад,
Савдои ту дар намоз гӯяд!
Аз ноз ҳама дурӯғ гӯйӣ,
Он-ч ин дилам аз ниёз гӯяд!
Ман ҳамчу Аёзаму ту Маҳмуд,
Бишнав сухане, к-Аёз гӯяд!
Пеши ту касе ҳадиси ман гуфт,
Гуфтӣ ту, ки ӯ маҷоз гӯяд!
Чун зар суханони ман шунидӣ,
Гуфтӣ: "Ба тариқи гоз гӯяд!".

# 266

Аз дилбари мо нишон кӣ дорад?!
Дар хона маҳе ниҳон кӣ дорад?!
Бе дида ҷамоли ӯ кӣ бинад?!
Берун зи ҷаҳон ҷаҳон кӣ дорад?!
Он тир, ки ҷон шикори он аст,
Бинмой, ки он камон кӣ дорад?!
Дар ҳар тарафе яке нигорест,
Сӯфӣ, ту нигар, ки он кӣ дорад?!
Ин сурати халқ ҷумла нақшанд,
Ҳам ҷон донад, ки ҷон кӣ дорад!
Ин ҷумла гадову хӯшачинанд,
Он дасти гуҳарфишон кӣ дорад?!
Қаллоб шуданд ҷумла олам,
Охир хабаре зи кон кӣ дорад?!
Шод аст замон ба Шамси Табрез,
Охир, бинигар, замон кӣ дорад?!

# 267

Дӣ миёни ошиқон соқиву мутриб мир буд,
Дарҳам афтодем, зеро рӯзи гирогир буд!
Ақл ботадбир омад дар миёни ҷӯши мо,
Дар чунон оташ чи ҷойи ақл ё тадбир буд?!
Дар шикори бедилон сад дидаи ҷон дом буд
В-аз камони ишқ паррон сад ҳазорон тир буд!
Оҳуе метохт он ҷо бар мисоли аждаҳо,
Бар шумори хок шерон пеши ӯ нахчир буд!
Дидам он ҷо пирмарде, турфае, рӯҳоние,
Чашми ӯ чун ташти хуну мӯйи ӯ чун шир буд!
Дидам: он оҳу баногаҳ ҷониби он пир тохт,
Чархҳо аз ҳам ҷудо шуд, гӯйиё, тазвир буд!
Косаи хуршеду маҳ аз арбада дарҳам шикаст,
Чунки соғарҳои мастон нек ботавфир буд!
Рӯҳи қудсиро бипурсидам аз он аҳвол, гуфт:
"Бехудам ман, менадонам, фитнаи он пир буд?!"
Шамси Табрезӣ, ту донӣ ҳолати мастони хеш,
Бе дилу дастам, Худовандо, агар тақсир буд!

# 268

Зарра-зарра офтоби ишқ дурдихор бод,
Мӯбамӯйи мо бад-он сар Ҷафъари Тайёр бод!
Зарраҳо бар офтобат ҳар замон бар мезананд,
Ҳар ки ин бар хӯрд аз ту, аз ту бархурдор бод!
Ҳар кучо як тори мӯят бар ҳавас сар мениҳад,
Тори моро пуд боду пуди моро тор бод!
Дар биёбони ғам аз дурии дорулмулки васл
Чанд ғамбардор будастам, ки ғам бар дор бод!
Хори мискине, ки ҳар дам таънаи гул мекашад,
Хоҷаи гулзор боду аз ҳасад гул зор бод!
Гулпарастони чаманро душмани махфист мор,
Ин чаман бе мор боду душманаш бемор бод!
Чунки ғамхоре набошад, сахт душвор аст ғам,

Ҳамнишин ғамхор боду баъд аз ин ғам хор бод!

# 269

Қанд бикшой, ай санам, то айшро ширин кунад,
Ҳин, ки омад дуди ғам, то халқро ғамгин кунад!
Ай ту ранги офият, зеро ки моҳ аз хосият
Сангҳоро лаъл созад, мевaро рангин кунад.!
Парда бардор, ай қамар, пинҳон макун тунги шакар,
То бари симини ту аҳволи мо заррин кунад!
Ишқи ту ҳайрон кунад, дидори ту хандон кунад,
З-он ки дарё он кунад, зеро ки гавҳар ин кунад!
Аз миёни дил, сабӯҳе, к-офтобат теғ зад,
Гардани ҷонро бизан, гар чархро тамкин кунад!
Чашми ту дар чашмҳо резад шаробе, к-аз сафо
З-он суйи ҳафтод парда дидаро раҳбин кунад!
Гар шабе хилват кунӣ, гӯям ман андар гӯши ту
Лутфҳоеро, ки бо мо шаҳ Салоҳуддин кунад!

# 270

Он замонеро, ки чашм аз чашми ӯ махмур буд,
Чун расидаш чашми бад, к-аз чашмҳо мастур буд?!
Шодии шабҳои мо, к-аз мушку анбар парда дошт,
Шодии он субҳҳо, к-аз ёр пуркофур буд!
Аз фарози аршу курсӣ бонги таҳсин мерасад,
То ба пушти гову моҳӣ аз рухаш пурнур буд!
Ҳар тараф аз ҳусни ӯ буд Лайлие косидшуда,
Зарра-зарра ҳамчу Маҷнун ошиқи машҳур буд!
Дил ба пеши рӯйи ӯ чун Боязид андар мазид,
Ҷон даровезон зи зулфаш шеваи Мансур буд!
Шамъи ишқафрӯзро як бори дигар андар ор,
Кӯрии он кас, ки ӯ аз ишрати мо дур буд!
Соқие бо ратл омад, мар-маро аз кор бурд,
Гози мастӣ ман надонистам, ки рашки ҳур буд!
Нақши Шамсуддини Табрезист ҷони ҷони ишқ,
К-ин ба дафтарҳои ишқ андар азал мастур буд!

# 271

Фахри ҷумла соқиёнӣ, соғарат дар кор бод,
Чашми ту махмур боду ҷони мо хаммор бод!
Ай зи нӯшонӯши базмат ҳушҳо беҳуш бод
В-ай зи ҷӯшоҷӯши ишқат ақл бедастор бод!
Чун занони Миср ҷонро дасту дил маҷрӯҳ бод,
Юсуфи мисрӣ ҳамеша шӯриши бозор бод!
Соқиё, аз дасти ту бас дастҳо аз даст шуд,
Масти ту аз дасти ту пайваста бархурдор бод!
Мағзи мо пурбод боду машки мо пуроб бод,
Боди моро в-оби моро ишқ пазруфтор бод!
Шоҳи хубон мири мову ишқ гирогири мо,
Ҷони давлат ёри мову бахту давлат ёр бод!
Саркашему сархушему якдигарро мекушем,
Ин вуҷуди мо ҳамеша ҷозиби асрор бод!

# 272

Маст омад дилбарам, то дил барад аз бомдод,
Ай мусалмонон, зи дасти маст дилбар дод, дод!
Дӣ дили ман меҷаҳиду ҳар ду чашмам мепарид,
Гуфтам: "Ин дил то чӣ бинад в-ин ду чашмам бомдод?!"
Бомдодон андар ин андеша будам, ногаҳон
Ишқи ту дар сурати маҳ пешам омад, шод бод!
Ман кӣ бошам?! Боду хоку обу оташ масти ӯст!
Оташи ӯ то чӣ орад бар ману бар хоку бод?!
Ишқ аз ӯ обистан асту ин чаҳор аз ишқи ӯ,
Ин ҷаҳон з-ин чор зоду в-ин чаҳор аз ишқ зод!

# 273

Ҳам дилам раҳ менамояд, ҳам дилам раҳ мезанад,
Ҳам дилам қаллобу ҳам дил сиккаи шаҳ мезанад!
Ҳам дилам афғонкунон гӯяд, ки роҳи ман занад,
Ҳам дили ман роҳи айёрони аблаҳ мезанад!
Ҳам дили ман ҳамчу шаҳна толиби дуздон шуда,
Ҳам дили ман ҳамчу дуздон нимашаб раҳ мезанад!
Гаҳ чу ҳукми Ҳақ дили ман қасди сарҳо мекунад,
Гаҳ чу мурғи сарбурида Аллаҳ-Аллаҳ мезанад!

# 274

Ҳам лабони майфурӯшат бодаро арзон кунад,
Ҳам ду чашми шӯхи мастат ратлро гардон кунад!
Ҳам ҷаҳонро нур бахшад офтоби рӯйи ту,
Захрро тарёқ созад, куфрро имон кунад!
Ҳар киро дар чашм орад, чашми ӯ равшан шавад,
Ҳар киро аз ҷон барорад, ғарқаи ҷонон шавад!
Чунки бар курсӣ барояд подшоҳи рӯйи ӯ,
Чархро барҳам даронад, аршроларзон кунад!
Он ки аз ҳоҷат назар дорад ба косай ҳар касе,
Лутфи ӯ баргираду ҳамкосаи султон кунад!

# 275

Шоҳи мо аз ҷумла шоҳон пеш буду беш буд,
З-он ки шоҳаншоҳи мо ҳам шоҳу ҳам дарвеш буд!
Шоҳи мо аз пардаи бурҷон чу худро ҷилва кард,
Ҷони мо бехеш шуд, зеро ки шаҳ бехеш буд!
Шоҳи мо аз ҷони мо ҳам дур, ҳам наздик буд,
Ҷони мо бо шоҳи мо наздику дурандеш буд!
Софи ӯ бедурд буду роҳаташ бедард буд,
Гулшани бехор буду нӯши ӯ бенеш буд!
Як сифат аз лутфи шаҳ - он ҷо, ки парда баргирифт,
Обу оташ сулҳ карду гург дояй меш буд!
Ҷони мутлақ шуд зи нураш сурате, к-ӯ ҷон надошт,
Гашт қурбони раҳаш он кас, ки ӯ бадкеш буд!
Нест мегуфтем андар ҳаст, гуфт: "Оре, биё!",
Ҳаст шуд олам аз ӯ, мавқуфи як оре-ш буд!

## 276

Чу саҳаргоҳ зи гулшан маҳи айёр баромад,
Чи басе наъраи мастон, ки зи гулзор баромад!
Зи рухи моҳхисолаш, зи латифии висолаш
Ҳамаро бахт фузун шуд, ҳамаро кор баромад!
Зи дусад равзаи ризвон, зи дусад чашмаи ҳайвон
Ду ҳазорон гули хандон зи дили хор баромад!
Ғами чун дузд, ки дар дил ҳама шаб дорад манзил,
Ба кафи шаҳнаи васлаш ба сари дор баромад!
Зи паси зулм расида, ҳама уммед бурида,
Масали давлати тобон дили бедор баромад!
Тану ҷон аз паси пире зи висолаш чу ҷавон шуд,
Ҳамаро баъди касодӣ чӣ харидор баромад?!
Чу Салоҳи дилу динро ҳама дидед, бигӯед,
Ки чи хуршеди аҷойиб, ки зи асрор баромад!

## 277

Машав, ай дил, ту дигаргун, ки дили ёр бидонад,
Макун асрори ниҳонӣ, ки вай асрор бидонад!
Ҳамаро аз ту чу хошок бар он об биронанд,
Ки ҳама шеваи майро дили хаммор бидонад!
Кафи ӯ хор нишонад, кафи ӯ гул шукуфонад,
Ҳама гулҳои ниҳонӣ зи дили хор бидонад!
Ту ба ҳар рӯз яке чиз батадриҷ бидонӣ,
Ту бирав, чокари ӯ шав, ки ба як бор бидонад!
Чу асирӣ ба гаҳи ҳукм ба иқрору гувоҳе,
Тани сӯфӣ ба гувоҳийи дил иқрор бидонад!

## 278

Чаманӣ, ки ҷумла гулҳо ба паноҳи ӯ гурезад,
Ки дар ӯ хазон набошад, ки дар ӯ гуле нарезад!
Шаҷарӣ хушу хиромон ба миёнаи биёбон,
Ки касе ба сояи ӯ чу бихуфт, маст хезад!
Фалакӣ чу осмонҳо, ки бад-ӯст қасди ҷонҳо,
Ки Зуҳал наёрад он ҷо, ки ба Зуҳра барситезад!
Гуҳаре латифконӣ ба макони ломаконӣ,
Ба вай аст ишорати дил, чу ду дида ашк безад!

## 279

Чи таваққуф аст з-ин пас, ҳама корвон равон шуд,
Нигарад шутур ба уштур, ки биё, ки сорбон шуд!
Зи чапу зи рост, бингар, ба қаторҳои бемар,
Пайи рӯз ҳамчу соя ба тариқи осмон шуд!
На зи ломакон расидӣ, ҳама чиз аз он кашидӣ,
Дили ту чаро надонад ба хушӣ ба ломакон шуд?!
Ҳама рӯз лаъб кардӣ, ғами хона худ нах(в)ардӣ,
Суви хона бояд акнун дижаму кашон-кашон шуд!
Ту биханд, ханда авло, ки равон шавӣ ба мавло,
Карамаш раво надорад, ба карим бадгумон шуд!

# 280

Саҳаре чу шоҳи хубон ба висоқи мо даромад,
Ба мисоли соқиён ӯ ба сабӯву соғар омад!
На сабӯйи ӯ бидидам, на зи соғараш чашидам,
Ки ҳазор мавҷи бода ба димоғи ман баромад!
Бикушод ин димоғам пару боли бениҳоят,
Ки ба офтоб монад, ки ба моҳу ахтар омад!
Ба муборакиву шодӣ чу ҷамоли ӯ бидидам,
Зи ҷамоли ӯ ду дида зи ду кавн бартар омад!

# 281

Ай Худое, ки чу ҳоҷот ба ту баргиранд,
Ҳар муроде, ки бувадшон, ҳама дар бар гиранд!
Ҷону дилро чу ба пайки дари ту биспоранд,
Ҷони боқии хуши шоди муъаттар гиранд!
Бандагонанд туро, к-аз ту туйишон мақсуд,
Пой дар роҳи ту бинҳанду ками сар гиранд!
Тарки ин шурб бигӯянд дар ин рӯзе чанд,
Ивази шурби фано шарбати Кавсар гиранд!
Чун ситора шаби торик пайи маҳ гарданд,
Чун маҳи чорда рухсори мунаввар гиранд!
Гар бимонанд ятим аз падару модари хок,
Падару модари рӯҳонии дигар гиранд!
Чун бибинанд, ки тан луқмаи кӯр аст, яқин,
Ҷону дил зафт кунанду тани лоғар гиранд!
Бас кун, ин килк зи гуфтор раҳо кун пас аз ин,
То суханҳо ҳама аз ҷони мутаҳҳар гиранд!

# 282

Аз дилам сурати он хуби Хутан менаравад,
Чошнии шакари ӯ зи даҳан менаравад!
Биллаҳ, ар шӯр кунам ҳар нафасе, айб магир,
Гар бирафт аз дили ту, аз дили ман менаравад!
Ҳама мурғон зи чаман ҳар тарафе мепарранд,
Булбули бедил як дам зи чаман менаравад!
Ҷони парвонаи мискин, ки муқими лаган аст,
Тани ӯ то бинасӯзад, зи лаган менаравад!
Булҳасан гуфт Ҳасанро, ки аз ин хона бирав,
Булҳасан низ дарафтоду Ҳасан менаравад!
Расани дӯст чу дар ҳалқу дилам афтодаст,
Лоҷарам чанбари дил ҷуз ба расан менаравад!
Мурғи ҷон аз қафаси қолаби ман сер шудаст
В-аз умеди назари дӯст зи тан менаравад!

# 283

Ҳала, пайваста сарат сабзу лабат хандон бод!
Ҳала, пайваста дили ишқ зи ту хандон бод!
Ғампарасте, ки туро бинаду шодӣ накунад,
Ҳама сарзеру сияҳкосаву саргардон бод!
Чунки сарзер шавад, тавба кунад, бозояд,

Неку бад нек шавад, давлати ту султон бод!
Нури Аҳмад наҳилад габру ҷуҳуде ба ҷаҳон,
Сояи давлати ӯ бар ҳамагон тобон бод!
Гумраҳонро зи биёбон ҳама дар роҳ орад,
Мустафо бар раҳи Ҳақ то ба абад раҳбон бод!
Он хаёли хуши ӯ машъалаи дилҳо бод
В-он намакдони хушаш бар забари ин хон бод!
Камтарин соғари базми хуши ӯ шуд Кавсар,
Дили чун шишаи мо ҳамқадаҳи эшон бод!
Шамси Табрез, туйӣ воқифи асрори расул,
Номи ширини ту ҳар гумшударо дармон бод!

# 284

Ҳаст масте, ки маро ҷониби майхона барад,
Ҷониби соқии гулчиҳраи дурдона барад!
Ҳаст масте, ки кашад гӯши маро ёрона,
Аз чунин саффи ниъолам[60] суйи пешона барад!
Наъл он аст, ки бӯсагаҳи ӯ хок бувад,
Лаъл он аст, ки сӯйи майу паймона барад!
Ҷон супорем, бад-он бодаи ҷон даст ниҳем,
Пештар з-он ки хирадмон суви афшона барад!
Шох-шох аст дил аз ранги сари зулфи хушаш,
То чаро банди чунон мӯй сари шона барад?!

# 285

Ҳар ки аз ҳалқаи мо ҷойи дигар бигрезад,
Ҳамчунон бошад, к-аз самъу басар бигрезад!
З-он хурад хуни ҷигар ошиқ, зеро шер аст,
Шердил кай бувад он, к-ӯ зи ҷигар бигрезад?!
Дил чу тӯтӣ бувbooду ҷаври дилором шакар,
Тӯтие дид касе, к-ӯ зи шакар бигрезад?!
Пашша бошад, ки ба ҳар боди мухолиф биравад,
Дузди шаб бошад, к-аз нури қамар бигрезад!
Ҳар сареро, ки Худо хираву колева кунад,
Садри ҷаннат биҳилад, сӯйи сақар бигрезад!
В-он ки воқиф бувад аз марг, суви марг гурехт,
Сӯйи мулки абаду тоҷу камар бигрезад!
Чун қазо гуфт: "Фалонӣ ба сафар хоҳад мурд",
Он кас аз бими аҷал сӯйи сафар бигрезад!
Бас куну сайд макун он, ки наярзад ба шикор,
Ки хаёли шабу шаб ҳам зи саҳар бигрезад!

# 286

Нанги олам шудан аз баҳри ту нанге набувад,
Бо дили мурдадилон ҳоҷати ҷанге набувад!
Ишқ ширинии ҷон асту ҳама чошнӣ аст,
Чошниву мазаро сурату ранге набувад!
Ишқ шохест зи дарё, ки дарояд дар дил,
Ҷойи дарёву гуҳар синаи танге набувад!
Соҳили нафс раҳо кун, ба таги дарё рав,

[60] Паст, даргоҳ.

К-андар ин баҳр туро хавфи наҳанге набувад!
Сурати ҳар ду ҷаҳон ҷумла зи оййнаи ишқ
Бинамояд, чу ки бар ойина занге набувад!
Кори рӯбаҳ набувад ишқ, ки ҳар рӯбаҳро
Ҳамлаи шери нару кибри паланге набувад!

# 287

Бар сари кӯйи ту ақл аз сари ҷон бархезад,
Хуштар аз ҷон чӣ бувад?! Аз сари он бархезад!
Бар ҳисори фалак ар хубии ту ҳамла барад,
Аз муқимони фалак бонги амон бархезад!
Бигзар аз боғи ҷаҳон як саҳар, ай рашки баҳор,
То зи гулзору чаман расми хазон бархезад.
Пушти афлок хамидаст аз ин бори гарон,
Ай сабукрӯҳ, зи ту бори гарон бархезад!
Ман чу аз тири туам, болу паре бахш маро,
Хуш парад тир замоне, ки камон бархезад!
Рама хуфтаст, ҳаме гардад гург аз чапу рост,
Саги мо бонг барорад, ки шубон бархезад!
Ман гумонам, ту аён, пеши ту ман маҳв биҳам,
Чун аён ҷилва кунад чиҳра, гумон бархезад!
Ҳин, Хамуш, дил пинҳон аст куҷо зери забон?!
Ошкоро шавад ин дил, чу забон бархезад!
Ин муҷоботи Муҷир61 аст дар он қитъа, ки гуфт:
«Бар сари кӯйи ту ақл аз сари ҷон бархезад!».

# 288

Лаҳзае, қиссакунон, қиссаи Табрез кунед,
Лаҳзае қиссаи он ғамзаи хунрез кунед!
Дар фироқи лаби чун шаккари ӯ талх шудем,
З-он шакарҳои худоёна шакаррез кунед!
Ҳиндуе шаб сари зулфайн бибуррад зи тамаъ,
Зулфи ӯ гар бифишонед, абирбез62 кунед!
Бас забон, к-аз сифати он лаби ӯ кунд шавад,
Чун синони назар аз давлати ӯ тез кунед!
Ай басо шаб, ки зи нури маҳи ӯ рӯз шавад,
Гар чу маҳ дар талабаш шеваи шабхез кунед!
Вақти шамшер бувад, воситаҳо баргиред,
Сирф оред, нахоҳем, ки омез кунед!
Шамси Табрез, ки Хуршед яке зарраи ӯст,
Зарраро Шамс магӯедашу парҳез кунед!

# 289

Ид бигзашту ҳама халқ суйи кор шуданд,
Ҳама аз наргиси махмури ту хаммор шуданд!
Дасту пошон ту шикастӣ, чу на по монду на даст,
Пар кушоданду ҳама Ҷаъфари Тайёр шуданд!
Аҳли динор куҷо, уммати дидор куҷо?!

---

[61] Яъне, ғазали махкурро Мавлоно дар ҷавоби Мучир ном шоъири асри XII гуф- тааст.

[62] Мухаффафи абӣрбез – абӣрафшон.

Гарчи динор бишуд, лойиқи дидор шуданд!

## 290

Он шакарпосух наботам медиҳад
В-он ки куштастам, ҳаётам медиҳад!
Он ки дар дарёи хунам ғарқа кард,
Юнуси вақтам, наҷотам медиҳад!
Дар сифоти ӯ сифотам нест шуд,
Ҳам сафову ҳам сифотам медиҳад!
Рахтро бурду маро дарвеш кард,
Нак зи ёқутам закотам медиҳад!
Асби ман бистад, пиёда мондаам,
В-аз ду рух он шоҳ мотам медиҳад!
Кӯҳи Тур аз шоҳмоташ пора шуд,
Ман кам аз коҳам, саботам медиҳад!
Моҳи иди рӯза васлаш хостам,
Аз шаби ҳиҷрон баротам медиҳад!
Чун бурун аз шаш ҷиҳат буд ганҷи ишқ,
З-он ҷиҳат бе ин ҷиҳотам медиҳад!

## 291

Хунбҳои лоязолӣ ҷӯш бод,
Боданӯшони азалро нӯш бод!
Тезчашмони сафоро то абад
Ҳалқаҳои ишқи ту дар гӯш бод!
Дӯш гуфтам соқияшро: "Ҳуш дор!",
Соқияш гуфто маро: "Беҳуш бод!"
Ай Худо, аз соқиёни базми ғайб
Дар ду олам бонги нӯшонӯш бод!
Ақли кул, к-ӯ роз пӯшонад ҳаме,
Маст боду роз бе рӯпӯш бод!
Ҳар саҳар ҳамчун саҳаргаҳ беҳиҷоб
Офтоби ҳусн дар оғӯш бод!
Шамси Табрез, арчи пушташ сӯйи мост,
Сад ҳазорон офарин бар рӯш бод!

## 292

Мушаке сандуқро сӯрох кард,
Хоби гурба мушро густох кард!
Андар оташ афканем он мушро,
Ҳамчунон, к-он мардаки таббох кард!
Гурбарову мушро оташ занем
Дар танӯре, к-оташаш сад шох кард!

## 293

Бори дигар ёри мо ҳанбоз кард,
Андак-андак хӯй аз мо боз кард!
Макрҳои душманон дар гӯш кард,
Чашми худ бар ёри дигар боз кард!
Ҳар дам аз ҷавраш дил орад нав хабар,
Ғам дили тарсандаро ғаммоз кард!

Рӯ туруш кардан бари мо пеша сохт,
Як баҳона ҷусту даст ангоз кард!
Ай дареғо рози мо бо ҳамдигар,
К-ӯ дигар касро чунин ҳамроз кард!
Ай дил, аз сар сабрро оғоз кун,
З-он ки дилбар ҷаврро оғоз кард!
Ақл гӯяд, к-ин бадандешӣ макун,
Ӯ аз они мост, бар мо ноз кард!
Медиҳад Моҳ чун Салоҳуддин зиё,
К-арғанунро Зуҳраи ҷонсоз кард!

# 294

Андак-андак ҷамъи мастон мерасанд,
Андак-андак майпарастон мерасанд!
Дилнавозон ноз-нозон дар раҳанд,
Гулъизорон аз гулистон мерасанд!
Андак-андак з-ин ҷаҳони ҳасту нест
Нестон рафтанду ҳастон мерасанд!
Ҷумла доманҳои пурзар ҳамчу кон
Аз барои тангдастон мерасанд!
Лоғарони хаста аз маръои[63] ишқ
Фарбиҳону танпарастон мерасанд!
Ҷони покон чун шуъоъи офтоб
Аз чунон боло ба пастон мерасанд!
Хуррам он боғе, ки баҳри Марямон
Меваҳои нав зи мастон мерасанд!
Аслашон лутф асту ҳам вогашти лутф,
Ҳам зи бустон сӯйи бустон мерасанд!

# 295

Барнишин, ай азму маншин, ай умед,
К-аз расулонаш паёпай шуд навид!
Дуду бӯйе мерасад аз арши ғайб,
Ай ниҳонон, сӯйи бӯйи он паред!
Ҳар чи ғафлат кӯру пинҳон мекунад,
Дуди бӯяш мекунад онро сапед!
Мо зи гардун сӯйи модун[64] омадем,
Боз моро сӯйи гардун баркашед!
Ҳамчу Марям сӯйи хурмобун равем,
З-он ки хурмое надорад шохи бед!
Бас куну аз ҳарф дар маънӣ гурез,
Чанд маъниро зи ҳарфе мемазед?!
Ин мазидан тифли бедандон кунад,
Гар шумо мардед, нонро худ газед!

# 296

Ай Худо аз ошиқон хушнуд бод,
Ошиқонро оқибат маҳмуд бод!

---

[63] Чарогоҳ, саҳро.

[64] Пастӣ, замин.

Ошиқонро аз ҷамолат ид бод,
Ҷонашон дар оташат чун уд бод!
Даст кардӣ, дилбаро, дар хуни мо,
Ҷони мо з-ин даст хунолуд бод!
Ҳар ки гӯяд, ки халосаш диҳ зи ишқ,
Он дуъо аз осмон мардуд бод!
Маҳ кам ояд муддате дар роҳи ишқ,
Он камии ишқ ҷумла суд бод!
Дигарон аз марг муҳлат хостанд,
Ошиқон гӯянд: "Не-не, зуд бод!"
Осмон аз дуд ошиқ сохтаст,
Офарин бар соҳиби ин дуд бод!

## 297

Ҳар чи дилбар кард, нох(в)аш чун бувад?!
Ҳар чи киштафзост, оташ чун бувад?!
Нақшҳое, ки нигорад он нигор,
Ақли онро ҷуз, ки мафраш чун бувад?!
Шарбатеро, к-ӯ ба масти худ диҳад,
Ҷуз латифу поку дилкаш чун бувад?!
Киштии шашгӯша аст ин шаш ҷиҳат,
Баҳри бепоён дар ин шаш чун бувад?!
Наргиси чашме, к-аз ин баҳр об ёфт,
Дар шиноси баҳр аъмаш65 чун бувад?!
Чун кушоде ёфт чашме дар ризо,
Аз сахат66 ҳар лаҳза ахфаш67 чун бувад?!
Ҳин, Хамӯшу аз хумули68 Ҳақ битарс,
Маъмани иқболи маръаш69 чун бувад?!

## 298

Ҳар замон лутфат ҳаме дар пай расад
В-арна касро ин тақозо кай расад?!
Масти ишқам дор дойим бехумор,
Ман нахоҳам мастие, к-аз май расад!
Мо найистонему ишқаш оташест,
Мунтазир, к-он оташ андар най расад!
Ин найистон об з-оташ мехурад,
Тоза гардад з-оташе, к-аз вай расад!
То абад аз дӯст сабзу тозаем,
Ӯ баҳоре нест, к-ӯро дай расад!
Ло шавем аз "куллу шайъин ҳолику",
Чун ҳалоку офат андар шай расад!
Ҳар ки ӯ ночиз шуд, ӯ чиз шуд,
Ҳар ки мурд аз кибр, ӯ дар ҳай расад!

---

[65] Гулчашм, заъифбин.

[66] Хашм, ғазаб.

[67] Заъифбин, хирачашм.

[68] Гумномӣ, фаромӯшӣ.

[69] Кабӯтари сафед.

# 299

Шаб шуду ҳангоми хилватгоҳ шуд,
Қиблаи ушшоқ рӯйи моҳ шуд!
Маҳпарастон, Моҳ хандидан гирифт,
Шабравон, хезед, вақти роҳ шуд!
Хоб омад, мову манҳо ло шуданд,
Вақти он бехоби иллаллоҳ шуд!
Мағзҳо омехта бо коҳи тан,
Тан бихуфту донаҳо бекоҳ шуд!
Ҳиндувон хиргоҳи танро рӯфтанд,
Турк хилват диду дар хиргоҳ шуд!
Гуфтугӯҳои ҷаҳонро об бурд,
Вақти гуфтанҳои шоҳаншоҳ шуд!
Шамси Табрезӣ чу омад дар миён,
Аҳли маънирo сухан кӯтоҳ шуд!

# 300

Аз дили рафта нишон меояд,
Бӯйи он ҷону ҷаҳон меояд!
Наърaву ғулғулаи он мастон
Ошкорову ниҳон меояд!
Гавҳар аз ҳар тарафе метобад,
Пойкӯбон суйи ҷон меояд!
Аз дари машъаладорони фалак
Оташи дил ба даҳон меояд!
Ҷони парвона миён мебандад,
Шамъи равшан ба миён меояд!
Офтобе, ки зи мо пинҳон буд,
Суйи мо нурфишон меояд!
Тир аз ғайб агар паррон нест,
Пас, чаро бонги камон меояд?!

# 301

Гули хандон, ки нахандад, чӣ кунад?!
Алам аз мушк набандад, чӣ кунад?!
Нори хандон, ки даҳон бикшодаст,
Чунки дар пӯст нагунҷад, чӣ кунад?!
Маҳи тобон ба ҷуз аз хубиву ноз
Чӣ намояд, чӣ писандад, чӣ кунад?!
Офтоб ар надиҳад тобишу нур,
Пас, бад-ин нодирагунбад чӣ кунад?!
Соя чун талъати хуршед бидид,
Накунад саҷда, наханбад, чӣ кунад?!
Ошиқ аз бӯйи хуши пираҳанат
Пираҳанро надаронад, чӣ кунад?!
Тани мурда, ки бар ӯ баргузарӣ,
Нашавад зинда, наҷунбад, чӣ кунад?!
Дилам аз чанги ғамат гашт чу чанг,
Нахурӯшад, натарангад, чӣ кунад?!
Шери Ҳақ шоҳ Салоҳуддин аст,
Накунад сайду нағуррад, чӣ кунад?!

# 302

Мурғе, ки ногаҳонӣ дар доми мо даромад,
Бишкаст домҳоро, бар ломакон баромад!
Аз бодаи газофе шуд софи софи софе
В-аз дурди ҳар ду олам ҷӯшиду бар сар омад!
Ҷонро чу шуст аз гил, миъроҷ баршуд он дил,
Он ҷо чу кард манзил, онҷо-ш хуштар омад!
Дар олами тароват ӯ ёфт бас ҳаловат
В-аз васфи лоларӯён рӯяш музаъфар омад!
З-он моҳ ҳар ки монад в-ин нақшро нахонад,
Дар нақши дин бимонад, валлаҳ, ки кофар омад!
З-авсофи худ гузаштам в-аз худ бараҳна гаштам,
Зеро бараҳнагонро хуршед зевар омад!
Аллоҳу акбари ту хуш нест бо сари ту,
Ин сар чу гашт қурбон, Аллоҳ Акбар омад!
Ҳар ҷони бомалолат дур аст аз ин ҷалолат,
Чун ишқ бо малӯлӣ киштиву лангар омад!
Ай Шамси Ҳаққи Табрез, дил пеши офтобат
Дар камзании мутлақ аз зарра камтар омад!

# 303

Бемори ранҷи сафро завқи шакар надонад,
Ҳар сангдил дар ин раҳ қалб аз гуҳар надонад.
Ҳар анкабути ҷавлаҳ[70] дар тору пуди он чаҳ
Аз завқи санъати худ завқи дигар надонад!
В-он, к-ӯ зи чаҳ барафтад, дар ҷому соғар афтад,
Мастӣ-ш дар сар афтад, поро зи сар надонад!

# 304

Аз чашми пурхуморат, дилро қарор монад?!
В-аз рӯйи ҳамчу моҳат дар маҳ шумор монад?!
Чун мутриби ҳавоят чанги тараб навозад,
Мар Зуҳраи фалакро кай касбу кор монад?!
Яғмояки ҷамолат ҳар сӯ, ки лашкар орад,
Он сӯй шаҳр монад, он сӯ диёр монад?!
Гулзори ҷонфазоят бар боғи ҷон бихандад,
Гулҳо баъақл бошад, ё хор хор монад?!
Ҷосуси шоҳи ишқат чун дар диле дарояд,
Ҷуз ишқ ҳеч касро дар сина ёр монад?!
Ай шод он замоне, к-аз бахти ногаҳонӣ
Ҷонат канор гирад, тан барканор монад!
Чун з-ончунон нигоре дар сар фитад хуморе,
Дил тахту бахт ҷӯяд ё нангу ор монад?!
Мехоҳам аз Худо ман, то Шамси Ҳаққи Табрез
Дар ғори дил битобад, бо ёри ғор монад!

# 305

---

70 Ваҳшӣ.

Як хона пур зи мастон, мастони нав расиданд,
Девонагони бандӣ занҷирҳо дариданд!
Бас иҳтиёт кардем, то нашнаванд эшон,
Гӯйӣ, қазо дуҳул зад, бонги дуҳул шуниданд!
Ҷонҳои ҷумла мастон, дилҳои дилпарастон
Ногаҳ қафас шикастанд, чун мурғ барпариданд!
Мастон сабӯ шикастанд, бар хунбҳо нишастанд,
Ё Раб, чӣ бода хӯрданд?! Ё Раб, чӣ мул чашиданд?!
Ман дӣ зи раҳ расидам, қавме чунин бидидам!
Ман хешро кашидам, эшон маро кашиданд!
Онро, ки ҷон гузинад, бар осмон нишинад,
Ӯро дигар кӣ бинад, ҷуз дидаҳо, ки диданд?!
Як соқие аён шуд, ошӯби осмон шуд,
Май талх аз он замон шуд, хикаш аз он дариданд!

# 306

Ай он, ки пеши ҳуснат ҳуре қидам дарояд,
Дар хонаи хаёлат шояд, ки ғам дарояд?!
Ай он, ки ҳар вуҷуде з-оғоз аз ту хезад,
Шояд, ки бо вуҷудат дар мо адам дарояд?!
Ай ғам, ту ҷамъ мешав, к-инак сипоҳи шодӣ
То Кайқубод шодон бо сад алам дарояд!
Ай дил, мабош ғамгин, к- инак зи шоҳи ширин
Он чанги пурнавойи холишикам дарояд!
Он соқии илоҳӣ ояд зи базми шоҳӣ
В-он мутриби маъонӣ акнун ба дам дарояд!
Ай ғам, чи хирарӯйӣ, охир маро нагӯйӣ,
Андар дарам дарафтӣ, чун ӯ дарам дарояд!
Охир шавам мусаллам аз оташи ту, ай ғам,
З-он кас, ки ҷонфазойӣ ӯро салам[71] дарояд!

# 307

Барҷаҳ зи хобу бингар, нак, рӯзи равшан омад,
Дилро зи хоб баркан, ҳангоми рафтан омад!
То кай ишорат ояд, ту ношунуда орӣ?!
Тарсам, ки ишқ гӯяд, к-ин хоҷа кавдан омад!
Рафтанд хӯшачинон в-ин хӯшачин нишаста,
К-аз сиқлу[72] аз гаронӣ чун талли хирман омад!

# 308

Гуфтӣ, ки дар чи корӣ, бо ту чи кор монад?!
Коре, ки бе ту гирам, валлаҳ, ки зор монад!
Гар хамри хулд нӯшам бо ҷомҳои заррин,
Ҷумла судоъ[73] гардад, ҷумла хумор монад!
Дар коргоҳи ишқат бе ту ҳар он чи бофам,
Валлаҳ, на пуд монад, валлаҳ, на тор монад!

---

[71] Яқин, бешубҳа.

[72] Вазнинӣ, гаронӣ, коҳилӣ.

[73] Дарди сар.

Ту ҷӯйи бекаронӣ, пешат ҷаҳон чу пуле,
Ҳошо, ки бо чунин ҷӯ бар пул гузор монад?!
Олам чаҳор фасл аст, фасле хилофи фасле,
Бо ҷанги чор душман ҳаргиз қарор монад?!
Пеш о, баҳори хубӣ, ту асли фаслҳойӣ,
То фаслҳо бисӯзад, ҷумла баҳор монад!

# 309

Лутфе намонд, к-он санами хушлиқо накард,
Моро чӣ ҷурм, агар карамаш бо шумо накард?!
Ташнеъ[74] мезанӣ, ки ҷафо кард он нигор,
Хубе кӣ дид дар ду ҷаҳон, к-ӯ ҷафо накард?!
Ишқаш шакар бас аст, агар ӯ шакар надод,
Ҳуснаш ҳама вафост, агар ӯ вафо накард!
Бинмой хонае, ки аз ӯ нест пурчароғ,
Бинмой суффае, ки рухаш пурсафо накард?!
Ин чашму он чароғ ду нуранд ҳар яке,
Чун он ба ҳам расид, касешон ҷудо накард!
Чун рӯҳ дар назора фано гашт, ин бигуфт:
"Наззораи ҷамоли Худо ҷуз Худо накард!".
Ҳар як аз ин мисол баён асту муғлата-ст,
Ҳақ ҷуз зи рашки номи рухаш "ваззуҳо" накард.
Хуршеди рӯйи мафхари Табрез – Шамси дин
Бар фоние натофт, ки онро бақо накард!

# 310

Чандон ҳаловату мазаву мастиву кушод
Дар чашмҳои масти ту наққош чун ниҳод?!
Чашми ту баркушояд ҳар дам ҳазор чашм,
Зеро Масеҳвор Худо қудраташ бидод!
В-он ҷумла чашмҳо шуда ҳайрони чашми ӯ,
К-он чашмашон басорати нав аз чӣ роҳ дод?!
Гуфтам ба осмон, ки чунин моҳ дидайӣ?!
Савганд хӯрду гуфт: "Маро нест ҳеч ёд!".
Акнун бибанд ду лабу он чашм баркушо,
Дигар сухан магӯй, агар ҳаст иттиҳод!

# 311

Чандон ҳаловату мазаву мастиву кушод
Дар чашмҳои масти ту наққош чун ниҳод?!
Чашмат биёфарид ба ҳар дам ҳазор чашм,
Зеро Худо зи қудрати худ қудраташ бидод!
В-он ҷумла чашмҳо шуда ҳайрони чашми ту,
Ки сад ҳазор раҳмат бар чашмҳо-т бод!
Бар тахти салтанат бинишастаст чашми ту,
Ҳар ҷон, ки дид чашми туро, гуфт: "Дод, дод!".
Гуфтам, ки чашми чарх чунин чашм ҳеч дид?!
Савганд хӯрду гуфт: "Маро нест ҳеч ёд!"

[74] Бадгӯйӣ, шикоят.

# 312

Баҳрам ба худ кашиду маро ошно[75] бибурд,
Як-як барад шуморо, он ки маро бибурд!
Онро, ки буд оҳан, оҳанрабо кашид,
В-онро, ки буд барги каҳе, каҳрабо бибурд!
Қоруни лангарӣ ба саро[76] гашт мунҷазиб,
Исои миҳтариро ҷазби само бибурд.
Ҳар ҳисси маънавиро дар ғайб даркашид,
Ҳар мисси асъадиро ҳам кимиё бибурд.
Аз ғорати фанову аҷал эман асту дур,
Он кас, ки рахти хеш суйи анбиё бибурд!
Он чашми некро нарасад ҳеч чашми бад,
К-ӯ шамъи ҳуснро зи мало дар хало бибурд!
Мо аз қазо ба қозии ҳоҷат гурехтем,
К-он ч-аз қазо расид, ба толиб қазо бибурд!
Инҳо гузашт, ай хунук он дил, ки ногаҳаш
Ҳусну ҷамоли он маҳи некӯлиқо бибурд!

# 313

Хуфта намуд дилбар, гуфтам: "Зи боғ зуд
Шафтолуе бидуздам", ӯ худ нахуфта буд!
Хандиду гуфт: "Рӯбаҳ, охир, ба зиракӣ
Аз дасти шер сайд куҷо саҳл даррабуд?!".
Мар абрро кӣ дӯшаду он ҷо кӣ даррасад,
Илло магар, ки абр намояд ба хеш ҷуд!
Маъдумро[77] куҷост ба эҷод дасту по,
Фазли Худой бахшад маъдумро вуҷуд!
Маъдумвор биншин, зеро ки дар намоз
Доди салом набвад, илло, ки дар қуъуд!
Бар оташ об чира бувад аз фурӯтанӣ,
К-оташ қиём дораду об аст дар суҷуд!
Чун лаб хамӯш бошад, дил садзабон шавад,
Хомӯш, чанд бихоҳияш ту озмуд?

# 314

Имсол булбулон чӣ хабарҳо ҳамедиҳанд?!
Ё Раб, ба тӯтиён чи шакарҳо ҳамедиҳанд?!
Дар боғҳо дарой ту имсолу дарнигар,
К-он шоххои хушк чи барҳо ҳамедиҳанд!
Миқроз[78] дар миён наву хилъат ҳамебуранд,
В-онро, ки тоҷ рафт, камарҳо ҳамедиҳанд!
Бе миннати касе ҳама бар нуқра мезананд,
Бе заҳмати мусодира зарҳо ҳамедиҳанд!

---

[75] Шино, шинокунон.

[76] Хок, замин.

[77] Адамёфта, нобудшуда.

[78] Қайчӣ, гоз.

Ҳар дил, ки ташна аст, ба дарё ҳамебаранд,
В-онро, ки гавҳар аст, гуҳарҳо ҳамедиҳанд!
Ин туҳфа дидаанд, ки ушшоқи рӯзгор
То бар шумори мӯйи ту сарҳо ҳамедиҳанд?!
Ин нур дидаанд, ки девонагони роҳ
Савдо ҳамехаранду ҳунарҳо ҳамедиҳанд?!

# 315

Сад мисри мамлакат зи таъаддӣ[79] хароб шуд,
Сад баҳри салтанат зи татовул[80] сароб шуд.
Сад бурҷи ҳирсу бухл ба хандақ даруфтод,
Сад бахти нимхоб бакуллӣ ба хоб шуд.
Он шоҳроҳи ғайб бар он қавм баста буд
В-он моҳи занги зулм ба зери ҳиҷоб шуд.
В-он чашм, к-ӯ чу барқ ҳамесӯхт халқро,
Дар навҳа уфтоду ба гиря саҳоб шуд!
В-он дил, ки сад ҳазор дил аз вай кабоб буд,
Дар оташи Худой кунун ӯ кабоб шуд!
Ай шод он касе, ки аз ин ибрате гирифт,
Ӯро аз ин сиёсати шаҳ фатҳи боб шуд!
Чун рӯз гашту дид, ки ӯ шаб чи карда буд,
Судаш надошт, сахраи сад изтироб шуд!
Чун бахти рӯсапед шаб андар дуъо гузор,
Зеро дуъои Нӯҳ ба шаб мустаҷоб шуд!

# 316

Ҷони ману ҷони ту буд яке з-иттиҳод,
Ин ду, ки ҳар ду якест, ҷуз ки ҳамон як мабод!
Фард чаро шуд адад?! Аз сабаби хӯйи бад,
З-оташ боде бизод, дар сари мо рафт бод!
Гашт чудо мавҷҳо, гарчи буд аввал яке,
Аз сабаби бод буд, он ки чудойӣ бизод!
Ҷоми дуйӣ даршикан, бода мадиҳ бодро,
Чун ду шавад подшоҳ, шаҳр равад дар фасод!
Рӯз фазилат гирифт, з-он ки яке шамъ дошт,
Ҳар тарафе шаб зи аҷз шамъу чароғе ниҳод.
Гарчи зи Раббулъибод ҳар нафасе раҳмат аст,
Кай бувад он дам, ки Раб монаду фонӣ ибод?!

# 317

Бори дигар омадем, то шавад иқбол шод,
Давлат бори дигар дар рухи мо рӯ кушод!
Сурма кашид ин ҷаҳон боз зи дидори мо,
Гашт ҷаҳон тозарӯй, чашми бадаш дур бод!
Ишқ зи занҷири хеш ҷасту хирадро гирифт,
Ақл зи дастони ишқ нолакунон дод дод!
Марями ишқи қадим зод Масеҳо, аҷаб,
Дод наёбад хирад, чунки чунин фитна зод!

---

[79] Зулму ситам.

[80] Ҷабру зӯроварӣ.

Боз дусад қурси маҳ бар сари он хон шикаст,
Дил чу чунин хон бидид, пой ба хун дарниҳод!
Давлат биштофтаст, чун назарат ёфтаст,
То ки бақо ёфтаст ошиқи кавну фасод!
Мафхари табрезиён, Шамси Ҳақ, ай хушнишон,
Олам, ай шоҳи ҷон, бе рухи хубат мабод!

## 318

Рӯйи ту чун рӯйи мор, хӯйи ту заҳри қадид,[81]
Ай хунук онро, ки ӯ рӯйи шуморо надид!
Ман шуда миҳмони ту, дар чамани ҷони ту
Пой пур аз хор шуд, даст яке гул начид!
Ай масали хорпушт гирди ту хори дурушт,
Хори ту моро бикушт, мори ту моро газид!
Бо ту мувофиқ шудам, бо ту мунофиқ шудам,
Бар даба[82] ошиқ шудам, дар даба зайти палид!

## 319

Субҳдаме ҳамчу субҳ пардаи зулмат дарид,
Нимшабе ногаҳон субҳи қиёмат дамид.
Воситаҳоро бурид, дид ба худ хешро,
Он-ч забоне нагуфт, бе сару гӯше шунид!
Пӯст бидаррад зи завқ, ишқ чу пайдо шавад,
Лек куҷо завқи он, к-ӯ кунадат нопадид?
Фақр бибурда сабақ, рафта табақ бар табақ,
Боз кунад қуфлро фақри мубораккалид!
Куштаи шаҳват палид, куштаи ақл аст пок,
Фақр зада хаймае з-он суйи поку палид!
Ҷумла дили ошиқон ҳалқа зада гирди фақр,
Фақр чу шайхушшуюх, ҷумлаи дилҳо мурид!
Чунки ба Табрез чашм Шамси Ҳақамро бидид,
Гуфт Ҳақаш: "Пур шудӣ?" Гуфт, ки "ҳал, ман мазид!"

## 320

Зи сар бигирам айше, чу по ба ганҷ фурӯ шуд,
Зи рӯйи пушту паноҳе, ки пуштҳо ҳама рӯ шуд!
Дигар нашинам ҳаргиз ба роҳи дил, ки барояд,
Куҷо барояд он дил, ки кӯйи ишқ фурӯ шуд?!
Муваккилон чу оташ зи ишқ сӯйи ман оянд,
Ба сӯйи ишқ гурезам, ки ҷумла фитна аз ӯ шуд!
Ки дар сарам зи шаробаш на чашм монд, на хобаш,
Ба дасти соқии нобаш магар сарам чу каду шуд?!
Ба хони ишқ нишастам, чашидам аз намаки ӯ,
Чу луқма кардам худро, маро чу ишқ гулӯ шуд!
Сабӯбадаст давидам ба ҷӯйбори маъонӣ,
Ки об гашт сабӯям, чу оби ҷон ба сабӯ шуд!
Намози шом бирафтам ба сӯйи турфаи румӣ,
Чу дид бар дари хешам, зи бом зуд фурӯ шуд!

---

[81] Кухна.

[82] Зарфи равған.

Сар аз дарича бурун кард чу шуълаҳои мунаввар,
Ки бому хонаву банда ба ҷумлагӣ ҳама ӯ шуд!
Ниҳем даст даҳон - бар, ки нозук аст маъонӣ,
Зи Шамси мафхари Табрез сӯхт ҷону ҳамӯ шуд!

# 321

Агар маро ту нахоҳӣ, дилам туро нагузорад,
Ту ҳам ба сулҳ гаройӣ, агар Худо бигуморад!
Ҳазор ошиқ дорӣ ба ҷону дил нигаронат,
Ки то саъодату давлат киро ба тахт барорад!
Зи ишқи ошиқи муфлис аҷаб фитанд лаъимон,
Ки он-ч рашки шаҳон шуд, гадо умед чӣ дорад?!
Аҷаб мадор зи мурда, ки аз Худо талабад ҷон,
Аҷаб мадор зи ташна, ки дил ба об супорад!
Аҷаб мадор зи кӯре, ки нури дида биҷӯяд
Ва ё зи чашми асире, ки ашки ғурбат борад!
Зи бас дуъо, ки бикардам, дуъо шудаст вуҷудам,
Ки ҳар ки бинад рӯям, дуъо ба хотир орад.
Салому хидмат кардам, маро бигуфт, ки чунӣ?!
Муҳимми мис чӣ бароянд, чу кимиё нагузорад?!
Чи гуна бошад сурат?! Ба вафқи фикри мусаввир!
Чи гуна май шавад ангур, гар кафаш нафишорад?!

# 322

Бар остонаи асрор осмон нарасад,
Ба боми фақру яқин ҳеч нардбон нарасад!
Гумони ориф дар маърифат чу сайр кунад,
Ҳазор ахтару маҳ андар он гумон нарасад!
Касе, ки ҷуғдсифат шуд дар ин ҷаҳони хароб,
Зи булбулон бибуриду ба гулситон нарасад!
Ҳар он диле, ки ба як донги ҷав ҷав аст зи ҳирс,
Бидон, ки баста шавад ҷони ӯ, ба кон нарасад!
Алаф мадиҳ ҳиси худро дар ин макон зи бутон,
Ки ҳис чу гашт маконӣ, ба ломакон нарасад!
Ки охуйи мутааннис83 бимонад аз ёрон,
Ба лолазору ба маръои арғавон нарасад!
Ба сӯйи Акка равӣ, то ба Макка пайвандӣ,
Бирав, муҳол маҷӯ, к-ат ҳамин ҳамон нарасад!
Пиёзу сир ба бинӣ бариву мебӯйӣ,
Аз он пиёз дами нофи оҳувон нарасад!
Хамӯш, агар сари ганҷинаи замирастат,
Ки дар замири ҳудо84 дил расад, забон нарасад!

# 323

Ба рӯзи марг чу тобути ман равон бошад,
Гумон мабар, ки маро дарди ин ҷаҳон бошад!
Барои ман магирйу магӯ: "Дареғ, дареғ!",
Ба дӯғи дев дарафтӣ, дареғ он бошад!

---

[83] Унсу улфатгирифта.

[84] Роҳи рост, дини ҳақиқӣ.

Ҷанозаам чу бибинӣ, магӯ: "Фироқ, фироқ!",
Маро висолу мулоқот он замон бошад!
Маро ба гӯр супорӣ, магӯ: "Видоъ, видоъ!",
Ки гӯр пардаи ҷамъийяти ҷинон бошад!
Фурӯ шудан чу бидидӣ, баромадан бинигар,
Ғуруби шамсу қамарро чаро зиён бошад?!
Туро ғуруб намояд, вале шуруқ бувад,
Лаҳад чу ҳабс намояд, халоси ҷон бошад!
Кадом дона фурӯ рафт дар замин, ки наруст?!
Чаро ба донаи инсонат ин гумон бошад?!
Кадом далв фурӯ рафту пур бурун н-омад?!
Зи чоҳ Юсуфи ҷонро чаро фиғон бошад?!
Даҳон чу бастӣ аз ин сӯй, он тараф бикушо,
Ки ҳоюҳӯйи ту дар ҷавви ломакон бошад!

# 324

Дарахту барг барояд зи хок, ин гӯяд,
Ки, хоҷа, ҳар чи бикорӣ, туро ҳамон рӯяд!
Туро агар нафасе монд, ҷуз ки ишқ макор,
Ки чист ҳиммати мардум?! Ҳар он-ч меҷӯяд!
Бишӯ ду даст зи хешу биё, ба хон бинишин,
Ки об баҳри вай омад, ки дасту рӯ шӯяд!
Зиҳӣ салим, ки маъшуқи ӯ ба хонаи ӯст,
Ба сӯйи хона наёяд, газоф мепӯяд!
Ба сӯйи Марям ояд давона, гар Исост,
В-агар хар аст, биҳил, то камизи85 хар бӯяд!
Касе, ки ҳамраҳи соқист, чун бувад ҳушёр?!
Чаро набошад ламтур,86 чаро наяфзуяд?!
Касе, ки кони асал шуд, туруш чаро бошад?!
Касе, ки мурда надорад, бигӯ, чаро мӯяд?!
Туро бигӯям пинҳон, ки гул чаро хандад,
Ки гулрухеш ба каф гираду биянбӯяд?!
Бигӯ ғазал, ки ба сад қарн халқ ин хонанд,
Насиҷро,87 ки Худо бофт, он нафарсӯяд!

# 325

Ба ёракони сафо ҷуз майи сафо мадиҳед,
Чу май диҳед бад-эшон, ҷудо-ҷудо мадиҳед!
Дар инчунин қадаҳ омехтан ҳаром бувад,
Ба ошиқони Худо ҷуз майи Худо мадиҳед!
Бараҳнагони раҳ, аз офтоб ҷома кунед,
Бараҳнагони раҳи ишқро қабо мадиҳед!
Ба бӯйи васл агар ошиқе қарор гирифт,
Баҳонаро напазирам, баҳонаҳо мадиҳед!
Шароб ҳозиру маъшуқ масту ман ошиқ,
Маро қарор набошад, ба бӯ, маро мадиҳед!
Шароб оташу мо зодаем аз оташ,
Агар ҳариф шиносед, ҷуз ба мо мадиҳед!

---

85 Бавл, идрор.

86 Фарбиҳ.

87 Матоъ, газвор.

Чу тоҷи мафхари Табрез Шамси дин омад,
Лиқойи ҳар ду ҷаҳон ҷуз бад-он лиқо мадиҳед!

## 326

Касе, ки ошиқи он равнақи чаман бошад,
Аҷаб мадор, ки дар бедилӣ чу ман бошад!
Ҳадиси сабр магӯед, сабрро раҳ нест
Дар он диле, ки бад-он ёр мумтаҳан бошад!
Чу ишқ силсилаи хешро биҷунбонад,
Ҷунуни ақли Фалотуну Булҳасан бошад!
Ба ҷони ишқ, ки ҷоне зи ишқ ҷон набарад
В-агар дарунаи сад бурҷу сад бадан бошад!
Агар чу шер шавӣ, ишқ шергири қавист
В-агар чу пил шавӣ, ишқ каркадан бошад!
В-агар ба қаъри чаҳе дарравӣ барои гурез,
Чу далв гардан аз ӯ бастаи расан бошад.
В-агарчи мӯй шавӣ, мӯй мешикофад ишқ
В-агар кабоб шавӣ, ишқ бобзан бошад!
Амони олами ишқ асту маъдалат ҳам аз ӯст
В-агарчи роҳзани ақли марду зан бошад!
Хамӯш кун, ки суханро ватан Димишқи дил аст,
Магӯ ғариб варо, к-аш чунин ватан бошад!

## 327

Ба рӯҳҳои муқаддас зи ман салом бароед,
Ба ошиқони муқаддам зи ман паём бароед!
Ба рӯзи васл чу барқам, шаби фироқ чу абр,
Аз ин ду ҳоли мушавваш, бигӯ, кадом бароед?
Худой хасми шумо, гар ба пеши он хуршед
Зи моҳу шамъу ситораву чароғ ном бароед!
Сиёҳкоса шавед, ар зи матбахи ишқаш
Ба сӯйи хони карам дегҳои хом бароед!
Нишон диҳам, ки шумо оташ аз куҷо оред,
Зи барқи наъли шаҳаншоҳи хушхиром бароед!
Валек маркаби тунд аст, ҳону ҳон, зинҳор,
На зин ҳилад, на лагом, ар шумо лагом бароед!
Ҳаёт ёбад он ҷо, агарчи мурда бароед,
Ҳалол гардад он ҷо, агар ҳаром бароед!
Ҳазор банд чу ишқаш зи пойи ҷон бикшод,
Маро ду даст гирифта ба он мақом бароед!
Зи лавҳи ишқ набиштем ин ғазалҳоро,
Ба Шамси мафхари Табрез аз ин ғулом бароед!

## 328

Ҳабиб Каъбаи ҷон аст, агар намедонед,
Ба ҳар тараф, ки бигардед, рӯ бигардонед!
Ки ҷон вай аст ба олам, агар шумо ҷисмед,
Ки ҷони ҷумлаи ҷонҳост, агар шумо ҷонед!
Нидо баромад имшаб, ки ҷони кист фидо?!
Биҷаст ҷони ман аз ҷо, ки накд бистонед!
Ҳазор нукта набиштаст ишқ бар рӯям,
Зи ҳоли дил чу шумо ошиқед, бархонед!
Чи соғар аст, ки ҳар дам ба ошиқон ояд?!

Шумо кашед чунин соғаре, ки мардонед!
Ки ишқ боғу тамошост, агар малӯл шавед,
Ҳаво-ш маркаби тозист, агар фурӯ монед!
Чу обу нони ҳама моҳиён зи баҳр бувад,
Чу моҳиед, чаро ошиқи лаби нонед?!
Қаробаест88 пур аз ранҷу номи ӯ ҷисм аст,
Ба санг-бар бизанеду тамом бирҳонед!
Чу мурғ дар қафасам баҳри Шамси Табрезӣ,
Зи душманӣ қафасам бишканеду бидронед!

# 329

Сипосу шукр Худоро, ки бандҳо бикшод,
Миён ба шукр чу бастем, банди мо бикшод!
Ба ҷон расид фалак аз дуъову нолаи ман,
Фалак даҳони худ андар раҳи дуъо бикшод!
Зи баски синаи мо сӯхт дар вафо ҷустан,
Зи шарми мо арақ аз сурати вафо бикшод!
Адими рӯйи Суҳайлем, ҳар куҷо бинмуд,
Ғуломи чашмаи ишқем, ҳар куҷо бикшод!
Паси даричаи дил сад дари ниҳонӣ буд,
Ки баста буд Худо, бандаи Худо бикшод!
Дар ин саро, ки ду қандил моҳу хуршед аст,
Худо зи ҷониби дил равзани саро бикшод!
"Аласт" гуфт Ҳақу ҷонҳо "бале" гуфтанд,
Барои сидқи "бале" Ҳақ раҳи бало бикшод!

# 330

Маҳо, ба дил назаре кун, ки дил туро дорад,
Ки рӯзу шаб ба муроъотат иқтизо89 дорад!
Зи шодиву зи фараҳ дар ҷаҳон намегунҷад,
Ки чун ту ёри дилороми хушлиқо дорад!
Ҳамерасад ба гиребони осмон दасташ,
Ки ӯ чу соя зи моҳи ту муқтадо90 дорад!
Зи офтоби ту онро, ки пушт гарм шавад,
Чаро далер набошад, ҳазар чаро дорад?!
Чаро ба панҷа камаргоҳи кӯҳро накашад,
Касе, ки з-атласи ишқи хушат қабо дорад?!
Ту худ ҷафо накунӣ в-ар кунӣ ҷафо бар дил,
Бикун, бикун, ки ба кирдори ту ризо дорад!
Чаро набошад розӣ бад-он ҷафои латиф,
Ки ӯ тароватӣ обу дами сабо дорад?!
Дар оташи ғами ту ҳамчу уд атторест
Дили шариф, ки ӯ доғи анбиё дорад!
Хамуш, хамуш, ки суханофарини маънибахш
Буруни гуфт суханҳои ҷонфазо дорад!

# 331

88 Шиша; суроҳӣ, зарфи об.

89 Талаб, хоҳиш, дархост.

90 Пешво, раҳнамо.

Макун, макун, ки пушаймон шавиву бад бошад,
Ки бе инояти ҷон боғ чун лаҳад бошад!
Чи риш барканӣ аз ғуссаву пушаймонӣ,
Чу риши ақли ту дар дасти колбад бошад?!
Бикун муҷоҳида бо нафсу ҷанги ришориш,
Ки сулҳро зи чунин ҷангҳо мадад бошад.
В-агар гурез кунӣ ҳамчу оҳу аз кафи шер,
Зи ту гурезад он моҳ, бар асад бошад!
На гӯши ту сухани ёри миҳрбон шунавад,
На пеши чашми ту дилдори сарвқад бошад!
Нишин ба киштии рӯҳу бигир домани Нӯҳ
Ба баҳри ишқ, ки ҳар лаҳза ҷазру мад бошад!
Гузар зи нозу малӯлӣ, ки ноз они ту нест,
Ки он вазифаи он ёри моҳхад бошад!
Чи зулм кардам бар ҳусни ӯ, ки маҳ гуфтам?!
Сад офтобу фалакро бар ӯ ҳасад бошад!
Хамӯш бошу магӯ, регро шумор макун,
Шумор чун кунӣ онро, ки беадад бошад?!

# 332

Намози шом чу хуршед дар ғуруб ояд,
Бибандад ин раҳи ҳис, роҳи ғайб бикшояд!
Ба пеши дар кунад арвоҳро фариштаи хоб,
Ба шеваи галабоне, ки галларо פояд!
Ба ломакон, ба суйи марғзори рӯҳонӣ
Чи шаҳрҳову чи равзоташон, ки бинмояд!
Ҳазор сурату шахси аҷиб бибинад рӯҳ,
Чу хоб нақши ҷаҳонро аз ӯ фурӯ сояд.
Ҳамора, гӯйӣ, ҷон худ муқими он ҷо буд,
На ёди ин кунаду не малолаш афзояд!
Зи бору рахт, ки ин ҷо бар он ҳамеларзид,
Дилаш чунон бираҳад, ки ғамеш нагзояд!

# 333

Ба боғ булбул аз ин пас навои мо гӯяд,
Ҳадиси ишқи шакаррези ҷонфазо гӯяд.
Агар зи ранги рухи ёри мо хабар дорад,
Зи лолазору зи насрину гул чаро гӯяд?!
Зи роҳи ғайрат гӯяд, ки то бипӯшонад,
Раҳо кунад сари чашма, ҳадиси по гӯяд!
Ки пора-пора, батадриҷ, зарра куҳ гардад,
Фано шавад куҳ, агар тунду барвило[91] гӯяд!
Куҳе, ки зарра бувад пеши ӯ дусад куҳи Қоф,
Давон-давон шавад он дам, ки ӯ биё гӯяд.
Чу гӯши кӯҳ шунид он биёи фаррухи ӯ,
Ба сар биёяду лаббайкро дуто гӯяд!
Ба ҳаққи гулшани иқбол, к-андар ӯ мастӣ,
Чу гул Хамӯш, ки то булбулат сано гӯяд!

# 334

[91] Пайдарпай, барзиёд.

Касе хароби хароботу масти май бошад,
Аз ӯ иморати имону хайр кай бошад?!
Яке вуҷуд чу оташ бувад, набошад об,
Муҳол бошад як маҳ баҳору дай бошад!
Манам хароби хароботу масти тоъати Ҳақ,
Даруни шаҳри муъаззам зи неку бай бошад.
Иморатест хароботиёни шаҳри маро,
Ки хонаҳо-ш ниҳон дар замин чу Рай бошад.
Шукуфаҳост дарахтони зуҳдро зи шароб,
На он шароб, ки ушкуфаҳо қай бошад!
Чу ҳасту нести маро дид чашми муътазиле,
Бигуфт: "Дидам маъдумро, ки шай бошад!"
Ба сояҳову ба хуршеди Шамси Табрезӣ,
Ки бе макону замон офтоби фай[92] бошад?!

# 335

Сипос он адамеро, ки ҳасти мо бирабуд,
Зи ишқи он адам омад ҷаҳони ҷон ба вуҷуд!
Ба ҳар куҷо адам ояд, вуҷуд кам гардад,
Зиҳӣ адам, ки чу омад, аз ӯ вуҷуд фузуд!
Ба солҳо бирабудам ман аз адам ҳастӣ,
Адам ба як назар он ҷумларо зи ман бирбуд!
Раҳад зи хешу зи пешу зи ҷони маргандеш,
Раҳад зи хавфу риҷову раҳад зи боду зи буд!
Куҳи вуҷуд чу коҳ аст пеши боди адам,
Кадом кӯҳ, ки ӯро адам чу каҳ нарабуд?!
Вуҷуд чисту адам чист, коҳу куҳ чӣ бувад?!
Шуҳ,[93] ай иборат аз дар бурун, зи бом фуруд.

# 336

Сапедадам бидамиду сапеда месояд,
Ки Вайси рӯз рухи хешро биёрояд.
Ғуломи рӯзи дилам, к-ӯ ба ҷой сад сол аст,
Сапеда чиҳраи дилро ба кор меноя́д.
Сапедии рухи ин дил сапедҳо бахшад,
Ки тоси чарх ҳавошишро напаймояд.
Сапедаро чу фурӯ шуст шаб ба оби сиёҳ,
Рухи аҷузаи дунё, бибин, чиро шояд?!
Бидиҳ аҷузаи заррокро ҳазор талоқ,
Дами аҷуза ҷавонитро бифарсояд!
Бирон ту дев зи худ, пеш аз он, ки дев шавӣ,
Вагарна ман Хамушам, анқариб бинмояд!

# 337

Салом бар ту, ки сӣни салом бар ту расид,
Салом гирди ҷаҳон гашт, ҷуз ту напсандид!
Ба гирди боми ту гардон кабӯтарони салом,
Ки бе паноҳи ту касро нашояд оромид!

---

[92] Дарун, андарун; ботин.

[93] Калимаи нафрату кароҳат.

Чу парру бол зи ту ёфтаст ҳар мурғе,
Зи ғайри ту ба куҷо бошадаш умеди мазид?!
Ба ҳар тараф, ки бибинӣ ту мурғи сӯхтапар,
Бидон, ки аз тамаъи хом сӯйи дом парид!
Ту оби Кавсариву сӯхта ба ту ояд,
Бирӯядаш сипаси сӯз парру боли ҷадид!

## 338

Зи ҷони сӯхтаам халқро ҳизор кунед,
Ки, Аллаҳ-Аллаҳ, зи оташрухон фирор кунед!
Ки оташи рухашон хосият чунин дорад,
Ки ҳар қарор, ки доред, беқарор кунед!
Диле, ки коҳил гардад, нидо-ш меояд,
Ки зинда аст Сулаймони ишқ, кор кунед!
Мабош коҳил, к-ин қофила равона шудаст,
Зи қофила биамонеду зуд бор кунед!
Чаҳорпойи табойиъ накӯбад ин раҳро,
Ба тарки хоку ҳавоҳову обу нор кунед!
Ғанист чашми ман аз сурмаи сипоҳонӣ,
Зи хоки Табрез ӯро магар нисор кунед!
Бузургӣ аз шаҳи арвоҳи Шамси Табрезист,
Вуҷудҳо пайи ин кибриё сиғор кунед!

## 339

Ҳазор ҷони муқаддас фидойи рӯйи ту бод!
Ки дар ҷаҳон чу ту хубе касе надиду назод!
Ҳазор раҳмати дигар нисори он ошиқ,
Ки ӯ ба доми ҳавои чу ту шаҳе афтод!
Зи сурати ту ҳикоят кунанд ё сифат?!
Ки ҳар яке зи яке хуштар аст, зиҳӣ бунёд!
Дилам ҳазор гираҳ дошт ҳамчу риштаи сиҳр,
Зи сиҳри чашми хушат он ҳама гираҳ бикшод!
Баландбин зи ту гаштаст ҳар ду дидаи ишқ,
Бибин ту қуввати шогирду ҳикмати устод!
Нишастаем дилу ишқу колбад пешат,
Яке харобу яке масту он дигар дилшод!
Ба ҳукми туст, бихандониву бигирёнӣ,
Ҳама чу шохи дарахтему ишқи ту чун бод!
Ба бод зард шавему ба бод сабз шавем,
Туро̄ст ҷумла вилоят, туро̄ст ҷумла мурод!
Кулӯху санг чӣ донад баҳор ҷуз асаре?!
Баҳорро зи чаман пурсу сунбулу шамшод!

## 340

Саҳар ин дили ман зи савдо чи мешуд?!
Аз он барқи рухсору симо чи мешуд?
Аз он талъати хуш в-аз он обу оташ
Зи фарқи сари банда то по чи мешуд?!
Худоё, ту донӣ, ки бар мо чи омад,
Худоё, ту донӣ, ки моро чи мешуд?!
Зи райҳону гулҳо, ки рӯяд зи дилҳо,
Саросар ҳама дашту саҳро чи мешуд?!
Зи хуршед пурсӣ, ки гардун чи сон буд?!

Зи маҳ пурс боре, ки ҷавзо чи мешуд?!
Зи маъшуқи аъзам ба ҳар ҷони хуррам
Ба пастӣ чи омад, ба боло чи мешуд?!
Таъолӣ тақаддус чу бинмуд худро,
Муқаддас диле аз Таъолӣ чи мешуд?!
Чу мекард бахшаш назар Шамси Табрез,
Ба бино чӣ бахшиду бино чӣ мешуд?!

# 341

Дида хун гашту хун намехусбад,
Дили ман аз ҷунун намехусбад.
Мурғу моҳӣ зи ман шуда хира,
К-ин шабу рӯз чун намехусбад?!
Пеш аз ин дар аҷаб ҳамебудам,
К-осмони нагун намехусбад?!
Осмон худ кунун зи ман хира-ст,
Ки чаро ин забун намехусбад?!
Ишқ бар ман фусуни аъзам хонд,
Ҷон шунид он фусун, намехусбад!
Ин яқинам шудаст пеш аз марг,
К-аз бадан ҷон бурун намехусбад.
Ҳин, Хамуш кун, ба асл роҷиъ шав,
Дидаи роҷиъун намехусбад!

# 342

Себаке ним сурху ниме зард
Заъфарон лоларо ҳикоят кард:
Чун ҷудо гашт ошиқ аз маъшуқ,
Нимае ханда буду ниме дард.
Сустпойе бимонда бар ҷойе,
Пок мекард аз рухи маҳ гард.
Даст мекӯфт, низ мелофид,
К-инчунин санъате касе н-овард!
Саъваи паршикастае дидӣ,
Байзаи чарх зери пар парвард?!
Боз шуд хандахонаи ин ҷо,
Рав, биҷӯ ёри хандае, ай мард!
Боз то кай кунанд ин зиштон,
Бозгуна ҳаме равад ин нард!
Ҷуфту тоқ аз чи рӯй мебозанд,
Чун надонанд ҷуфтро аз фард?!
Баҳил ин, то ба ёри хеш равем,
Он ки рӯяш ҳазор лолаву вард!

# 343

Оташ афканд дар ҷаҳон Ҷамшед
Аз паси чор парда чун хуршед!
Хунук ӯро, ки шуд бараҳна зи буд,
Вой онро, ки ҷуст сояи бед!
Дил сапед асту ишқро рӯ сурх,
З-он сапедӣ, ки нест сурху сапед!
Ишқ эман вилоятест, чунон-к
Тарсро нест андар ӯ уммед!

Ҳар ҳаёте, ки як дамаш умр аст,
Чун барояд зи ишқ, шуд ҷовид.
Як арӯсест бар фалак, ки мапурс,
Вар бипурсӣ, бипурс аз Ноҳид!
З-ин арӯсӣ хабар надошт касе,
Омаданд анбиё ба расми навид!
Шамси Табрез хусрави аҳд аст,
Хусравонро, ҳала, ба ҷон бихаред!

# 344

Хусравоне, ки фитнаи Чинед,
Фитна бархост, ҳеҷ наншинед!
Ҳам шумо, ҳам шумо, ки зебоед,
Ҳам шумо, ҳам шумо, ки ширинед!
Ҳамчу анбар ҳамойилем ҳама
Бар бари симатон, ки мушкинед!
Нашавам шод, агар гумон дорам,
Ки гаҳе шоду гоҳ ғамгинед!
Дар сафойи майи ниҳон дидем,
Ки шумо чун кадуи рангинед!
Шоҳидони фано, шумо ҷумла
Бо лаби лаълу ҷони сангинед!
Балки бар асби завқу ширинӣ
То абад хуш нишаста дар зинед!
Табрезӣ шавед агар дар ишқ,
Бандаи Шамси миллату динед!

# 345

Зиндагониш садри олӣ бод,
Эзадаш посбону колӣ бод!
Ҳар чи нася-ст муқбилонро айш,
Пеши ӯ нақди вақту ҳолӣ бод!
Маҷлиси гарми пурҳаловати ӯ
Аз ҳарифи фасурда холӣ бод!
Ҷонҳо вокушода пар дар ғайб
Баста пешаш чу нақши қолӣ бод!
Бар ямину ясори ӯ давлат
Ҳам ҷанубиву ҳам шимолӣ бод!
Ду вилоят, ки ҷисму ҷон хонанд,
Бар сари ҳар ду шоҳу волӣ бод!
Бахти нақд аст Шамси Табрезӣ,
Ӯ басам, ғайри ӯ маъолӣ бод!

# 346

Шоҳиде бин, ки дар замона бизод,
Буту бутхонаро ба бод бидод!
Шоҳидоне, ки дар ҷаҳон самаранд,
Кас аз эшон дигар наёрад ёд!
Аз рухи моҳи ӯ чу абр кушуд,
Ҳафт гардун зи ҳамдигар бикшод!
Ҳамчу маҳтоб шох-шох он нур
Сӯйи ҳар равзане дарун афтод.
Тобишаш чун битофт бештарак,

Ҷонҳоро бихӯрд аз бунёд!
Ҷонҳо зарра-зарра рақсон гашт
Пеши хуршеди ҷонҳо дилшод
Ҳамчу парвози Шамси Табрезӣ,
Ҷумла паррон, ки ҳар чи бодо, бод!

# 347

Модари ишқ тифли ошиқро
Пеши султони беамон набарад.
То нашуд болиғу зи ҷон фориғ,
Пеши он ҷони ҷони ҷон набарад.
Рӯбаҳи ақл гарчи ҷаҳд кунад,
Раҳ бад-он соримуззамон[94] набарад.
Ҷон фидо ишқро, ки ӯ дилро
Ҷуз ба миъроҷи осмон набарад!
Ошиқон толиби нишон гашта,
Ишқашон ҷуз, ки бенишон набарад!
Хун чакидаст раҳ-раҳ, ин на бас аст?!
Ошиқе ҷуз, ки хунфишон набарад!
Ҳар кишон хун на бӯйи мушк диҳад,
Ту яқин дон, ки бӯйи он набарад!
Дидаро кӯҳли Шамси Табрезӣ
Ҷуз ба маъшуқи ломакон набарад!

# 348

Шиъри ман нони Мисрро монад,
Шаб бар ӯ бигзарад, натонӣ х(в)ард!
Он замонаш бихур, ки тоза бувад,
Пеш аз он ки бар ӯ нишинад гард!
Гар масири замир ҷойи вай аст,
Мебимирад дар ин ҷаҳон аз бард!
Ҳамчу моҳӣ даме ба хушк тапид,
Соъате дигараш бибинӣ сард!
В-ар хурӣ бар хаёли тозагияш,
Бас хаёлот нақш бояд кард!
Он-ч нӯшӣ, хаёли ту бошад,
Набувад гуфтани куҳан, ай мард!

# 349

Ҳар ки дар завқи ишқ данг омад,
Нек фориғ зи ному нанг омад!
Нашавад банди гуфтугӯйи ҷаҳон
Шергире, ки чун паланг омад!
Шишаи ишқро фароғатхост,
Гар бар ӯ сад ҳазор санг омад!
Ному номус кай шавад мониъ,
Чунки он дилрабойи шанг омад!
Сад ҳазорон чу осмону замин
Пеши ҷавлони ишқ танг омад!
Қайсари Руми ишқ ғолиб бод,

94 Оқилу донои замон.

Гар касал чун сипоҳи Занг омад!
Зуҳра бар чанг ин наво мезад,
К-он қамар оқибат ба чанг омад!
Шамси Табрез, ҳар ки бе ту нишаст,
Узри ӯ пеши ишқ ланг омад!

# 350

Ҳар киро завқи дин падид ояд,
Шаҳди дунё-ш кай лазиз ояд?!
Ончунон ақлро чи хоҳӣ кард,
Ки нагунсори як набиз ояд?!
Ақл бифрӯшу ҷумла ҳайрат хар,
Ки туро суд аз ин харид ояд!
На аз он ҳолатест, ай оқил,
Ки дар ӯ ақли кас бадид ояд!
Нашавад боз инчунин қуфле,
Гар ҳама ақлҳо калид ояд!
Гар дароянд зарра-зарра ба бонг,
Он ҳама бонг ношанид ояд!
Чи шавад бешу кам аз ин дарё,
Банда гар поку гар палид ояд?!
Ҳар ки рӯ оварад бад-ин дарё,
Гар Язид аст, Боязид ояд!

# 351

Бӯйи дилдори мо намеояд,
Тутӣ ин ҷо шакар намехояд!
Ҳар мақоме, ки ранги он гул нест,
Булбули ҷонҳо бинасрояд!
Хуш бароем, дӯст ҳозир нест,
Ишқ ҳаргиз чунин нафармояд!
Ҳама асбоби ишқ ин ҷо ҳаст,
Лек бе ӯ тараб намешояд!
Модари фитнаҳо, ки май бошад,
Тарабе бе рухаш намезояд!
Ҳар шаробе, ки дӯст соқӣ нест,
Ҷуз хумору шукуфа н-афзояд!
Ҳама офоқ пурситора шавад,
Гозуреро мурод барн-ояд!
Бе асарҳои Шамси Табрезӣ
Аз ҷаҳон ҷуз малол н-анмояд!

# 352

Ман бисозам, валек кай шояд
Зоғ бо тӯтиён шакар хояд?!
Ҳар якеро вилоятест ҷудо,
Кажж бо рост рост кай ояд?!
Гарчи тӯтӣ худ аз шакар зинда-ст,
Зоғро май чамини хар бояд!
Ишқ дар хеш, бин, куҷо гунҷад?!
Модаи гург шери нар зояд?!
Бигрез аз касе, ки ошиқ нест,
Зону гаргин туро гар афзояд!

В-ар шавӣ кӯфта ба ҳовани ишқ,
Дон, ки ӯ сурмает месояд!
Рав, бикун ту хароб хона, аз он-к
Шамси Табрез маст меояд!

# 353

Ишқи ҷонон маро зи ҷон бибурид,
Ҷон ба ишқ-андарун зи худ бираҳид.
З-он ки ҷон муҳдас[95] асту ишқ қадим,
Ҳаргиз ин дар вуҷуди он нарасид!
Ишқи ҷонон чу санги миқнотис
Ҷони моро ба қурби хеш кашид.
Боз ҷонро зи хештан гум кард,
Ҷон чу гум шуд, вуҷуди хеш бидид.
Баъд аз он боз бо худ омад ҷон,
Доми ишқ омаду дар ӯ печид.
Шарбате додаш аз ҳақиқати ишқ,
Ҷумла ихлосҳо аз ӯ бирамид.
Ин нишони бидояти ишқ аст,
Ҳеч кас дар ниҳояташ нарасид!

# 354

З-он азалӣ нур, ки парвардаанд,
Дар ту зиёдат назаре кардаанд.
Хуш бинигар дар ҳама хуршедвор,
То бигудоранд, ки афсурдаанд!
Сӯйи дарахтон нигар, ай навбаҳор,
К-аз дайи девона бипажмурдаанд.
Лаб бикушо, ҳайкали Исо бихон,
К-аз дами Даҷҷоли ҷафо мурдаанд!
Бишкан имрӯз хумори ҳама,
К-аз майи ту чошние бурдаанд!
Дардиҳ тарёқи ҳаёти абад,
К-ин ҳамагон заҳри фано хурдаанд!
Ҳамчу саҳар пардаи шабро бидар,
К-ин ҳама маҳҷуби дусад пардаанд!
Бас куну Хомӯш, машав садзабон,
Чунки яке гӯш наёвардаанд!

# 355

Дидани рӯйи туам аз бомдод
Дарди маро, бин, ки чи ором дод?!
Дар дили ушшоқ чи оташ фиканд,
Ҷониби асрор чӣ пайғом дод?!
Чун зи сари лутф маро пеш хонд,
Ҷони маро бодаи беҷом дод!
Софии он бода чу арвоҳ хӯрд,
Косаи олуда ба аҷсом дод!
Софии он бода зи арвоҳ ҷӯ,
З-он ки ба аҷсом ҳамин ном дод!

---

[95] Нав, тоза.

Дар Табрез аст туро доми дил,
Раҳмати пайваста дар он дом дод!

# 356

Оташи ишқи ту қаловуз[96] шуд,
Дӯш дилам сӯйи дилафрӯз шуд.
Чун ба сухан дошт маро дӯш ёр,
Чун ба дами гарм ҷигарсӯз шуд.
Ман чи занам бо даму бо макри ӯ,
К-ӯ ба дағал бар ҳама пирӯз шуд!
Ин дили ман содаву бемакр буд,
Дид дағоҳо-ш, бадомӯз шуд!
Ҳар чи ба олам хушии шаҳват аст,
Ҳамчу панир офати ҳар юз шуд!
Оҳ, ки шаб ҷумла дар ин ваъда рафт,
Бӯса диҳам, бӯса диҳам, рӯз шуд!
Ёри бараҳна ба қабо майл кард,
Ақл дигар бор камардӯз шуд!

# 357

Аз суйи дил лашкари ҷон омаданд,
Лашкари пайдову ниҳон омаданд.
Ҷомаи сабри ман аз он чок шуд,
К-аз раҳи ҷон ҷомадарон омаданд.
Чодар афканда арӯсони рӯҳ,
Дар талаби шоҳи ҷаҳон омаданд.
Бар масали сел хуш аз ломакон,
Рақскунон сӯйи макон омаданд.
Сурати дил суратҳоро шикаст,
Пардагиён мулкситон омаданд.
Ҳар чи аён буд, ниҳон омаданд,
Ҳар чи ниҳон буд, аён омаданд.
Ҳар чи нишон дошт, нишонаш намонд,
Ҳар чи нишон нест, нишон омаданд.

# 358

Оҳ, дар он шамъи мунаввар чӣ буд,
К-оташ зад дар дилу дилро рабуд?!
Ай зада андар дили ман оташе,
Сӯхтам, ай дӯст, биё, зуд, зуд!
Сурати дил сурати махлуқ нест,
К-аз рухи дил ҳусни Худо рӯ намуд!
Ҷуз шакараш нест маро чорае,
Ҷуз лаби ӯ нест маро ҳеч суд!
Ёд кун онро, ки яке субҳдам
Ин дилам аз зулфи ту банде кушуд!
Ҷони ман, аввал, ки бидидам туро,
Ҷони ман аз ҷони ту чизе шунуд!
Чун дилам аз чашмаи ту об хӯрд,
Ғарқа шуд андар туву селам рабуд!

---

[96] Раҳбар, пешрав.

# 359

Шохи гулӣ, боғ зи ту сабзу шод,
Ҳаст ҳарифи ту дар ин рақс бод!
Бод чу Ҷабрилу ту чун Марямӣ,
Исии гулрӯй аз ин ҳар ду зод!
Рақси шумо ҳар ду калиди бақост,
Раҳмати бисёр бар ин рақс бод!
Тахтгаҳи насли шумо шуд димоғ,
Тахт бувад ҷойгаҳи Кайқубод!
Меваи ҳар шох ба миъда равад,
З-он ки бирустаст зи кавну фасод!
Ниъмати мо чун зи мукавван бувад,
Хилт нагардад бухуру иртиқод!
Рӯзии ҳар қавм зи боғи дигар,
Хони бузург аст туро, ай ҷавод!
Қисмати бахт аст, бирав, бахт ҷӯ,
Бахт биҳ аз рахт бувад, алмурод!
Бас,ки насиме ба дил-андар дамид
З-он мадади нур, ки орад вилод![97]

# 360

Ай шоҳиди симинзақан, дардиҳ шаробе ҳамчу зар,
То синаҳо равшан шавад, афзун шавад нури назар!
Кӯрии ҳушёрони диҳ он ҷоми султонӣ бидиҳ,
То ҷисм гардад ҳамчу ҷон, то шаб шавад ҳамчун саҳар!
Чун хобро дарҳам задӣ, дардиҳ шароби эзадӣ,
Зеро нашояд дар карам бар халқ бастан ҳар ду дар!
Ай хӯрда ҷоми зулминан, ташниъи беҳуда мазан,
Зеро ки фоза ман шакар, зеро ки хоба ман кафар!
Ай ту муқими майкада, ҳам мастиву ҳам майзада,
Ташнеъҳои беҳуда чун мезанӣ, ай бегуҳар?!

# 361

Рав, чашми ҷонро баркушо, дар бедилон - андар нигар,
Қавме чу дил зеру забар, қавме чу ҷон бепову сар!
Бе касбу бе кӯшиш ҳама, чун дег дар ҷӯшиш ҳама,
Бе пардаву пӯшиш ҳама, дил пеши ҳукмаш чун сипар!
Аз боғу гул дилшодтар в-аз сарв ҳам озодтар
В-аз ақлу дониш родтар в-аз оби ҳайвон поктар!
Чун зарраҳо андар ҳаво, хуршед эшонро қабо,
Бар обу гил бинҳода по в-аз айни дил бар карда сар!
Дар мавҷи дарёҳои хун бигзашта бар болои хун
В-аз мавҷу аз ғавғои хун домонашон ногашта тар!
Дар хор, лекин ҳамчу гул, дар ҳабс, лекин ҳамчу мул,
Дар обу гил, лекин чу дил, дар шаб, валекин чун саҳар!
Боре, ту аз арвоҳашон в-аз бодаву ақдоҳашон
Мастӣ, хушӣ аз роҳашон, фориғ шуда аз хайру шар!
Бас кун, ки ҳар мурғ, ай писар, худ кай хурад анҷири тар?!
Шуд туъмаи тӯтӣ шакар в-он зоғро чизе дигар!

---

[97] Зо, таваллуд.

# 362

Дӣ саҳарӣ бар гузаре гуфт маро ёр:
"Шефтаву бехабарӣ чанд аз ин кор!
Чиҳраи ман рашки гулу дидаи худро
Карда пур аз хуни ҷигар дар талаби хор?!"
Гуфтам, ки ай пеши қадат сарв ниҳоле,
Гуфтам, ки ай пеши рухат шамъи фалак тор.
Гуфтам, ки ай зеру забар чарху заминат,
Нест аҷаб, гар бари ту нест маро бор!
Гуфт: "Манам ҷону дилат, хира чӣ бошӣ?!
Дам мазану бош бари симбарам зор!"
Гуфтам, ки ай аз дилу ҷон бурда қароре,
Нест маро тоби сукун! Гуфт: "Ба як бор?!
Қатраи дарёи манӣ, дам чи занӣ беш?!
Ғарқа шаву ҷони садаф пур зи гуҳар дор!".

# 363

Маро ҳамчун падар бингар, на ҳамчун шавҳари модар,
Падарро нек воқиф дон аз он кажбозии музмар!98
Ту гардӣ рост авлотар, аз он ки каж ниҳӣ ӯро,
В-агар ту каж ниҳӣ ӯро, ба истезат кунад кажтар!
Зи бобо бишнаву барҷаҳ, ки султонет мехонад,
Ки хоки ӯст Кайхусрав, бимирад пеши ӯ Санҷар!
Чу иналлоҳ ядъуро шунидӣ, каж макун рӯро,
Зиҳӣ роъӣ, зиҳӣ доъӣ, зиҳӣ роҳу зиҳӣ раҳбар!
Пароканда шудӣ, ай ҷон, ба ҳар дарду ба ҳар дармон,
Зи ишқаш ҷӯй ҷамъийят, дар он ҷомиъ биниҳ минбар!
Чу карру фарри ӯ дидӣ, туйӣ каррору шери Ҳақ,
Чу болу парри ӯ дидӣ, туйӣ тайёр чун Ҷаъфар!

# 364

Нимет зи заҳр омад, ниме дигар аз шаккар,
Биллаҳ, ки чунин мангар, биллаҳ, ки чунон мангар!
Ҳарчанд, ки заҳр аз ту конест шакарҳоро,
З-он рӯ, ки чунин нурӣ, з-он ранги чунон анвар!
Нуре, ки наёрам гуфт, дар пойи ту меафтад,
Маъниш, ки дарвешо, дар мо бинигар хуштар!
Дар ман, ки туам, бингар, худбин шаву ҳамчин шав,
Ай нури зи сар то по, аз пой магӯ в-аз сар!
Чун дар басари халқе, гӯйӣ, ту пур аз зарқӣ,
Ай он ки ту ҳам ғарқӣ дар хуни дили ман тар!
Ар з-он ки гуҳар дорӣ, дарёи ду чашмам бин,
В-ар санги маҳак дорӣ, андар рухи ман бин зар!
Он шери Худойеро, Шамсулҳақи Табрезӣ,
Сайде, ки на рӯбаҳ шуд, ӯро ба саге машмар!

# 365

98 Ниҳон, пӯшида, махфӣ.

То чанд занӣ бар ман з-инкор ту хор, охир?!
Ман бо ту намегӯям, ай мурдаи пор, охир!
Монандаи абрӣ ту, ҳам музлиму беборон,
Торик макун, ай абр, як қатра биёр, охир!
Ин ҷумлаи фармонҳо аз баҳри қадар омад,
Ай ҷабрии ғофил ту аз лаззати кор, охир!
Бо кӯр касе гӯяд, к-ин ришта ба сӯзан каш?!
Бо баста касе гӯяд, к-ин ҷост шикор, охир?!
Бо тифли дурӯза кас аз шоҳиду май гӯяд?!
Ё бо назари ҳайвон аз чашми хумор, охир?!
Чун ҳеч наёбӣ ту, паҳлӯйи занон биншин,
Аз ҷумлаи ҷонбозон бигзар ба канор, охир!
Дар қудрати махдумӣ - Шамсулҳақи Табрезӣ
Ғӯте бихурӣ, бинӣ Ҳақро ба низор охир!

# 366

Ҷафо аз сар гирифтӣ, ёд медор!
Накардӣ, он чи гуфтӣ, ёд медор!
Бигуфтӣ: "То қиёмат бо ту ҷуфтам",
Кунун бо ҷавр ҷуфтӣ, ёд медор!
Маро бедор дар шабҳои торик
Раҳо кардиву хуфтӣ, ёд медор!
Ба гӯши хасм мегуфтӣ суханҳо,
Маро дидӣ, ниҳуфтӣ, ёд медор!
Нагуфтӣ: "Хор бошам пеши душман"?!
Чу гул бо ӯ шукуфтӣ, ёд медор!
Гирифтам доманат, аз ман кашидӣ,
Чунин кардиву рафтӣ, ёд медор!
Ҳамегӯям итобе ман ба нармӣ,
Ту мегӯйӣ ба зафтӣ,[99] ёд медор!
Фитодӣ борҳо, дастат гирифтам,
Дигарбора бияфтӣ, ёд медор!

# 367

Маро, ёро, чунин бе ёр магзор!
Зи ман магзар, маро магзор, магзор!
Ба зинҳорат даромад ҷони чокар,
Маро дар ҳиҷри безинҳор магзор!
Табибӣ, балки ту Исои вақтӣ,
Марав, моро чунин бемор магзор!
Маро гуфтӣ, ки моро ёри ғорӣ,
Чунин танҳо маро дар ғор магзор!
Туро андак намояд ҳиҷри як шаб,
Зи ман пурс андаку бисёр магзор!
Маяндоз оташи андак ба сина,
Ки набвад оташ андак, хор магзор!
Дамам бигсаст, лекин бори дигар
Зи ман бишнав, маро ин бор магзор!

# 368

[99] Дурушштӣ, сахоӣ, тундӣ.

Маро иқбол хандонид охир,
Инон ин сӯ бигардонид охир.
Замоне мурғи дил барбастапар буд,
Бидодаш парру парронид охир.
Зиҳӣ боғе, ки хандонид аз фазл
Бад-он абре, ки гирёнид охир!
Зиҳӣ нусрат, ки мар исломро дод!
Зиҳӣ мулке, ки истонид охир!
Ба чавгони вафо як гӯйи заррин
Дар ин майдон биғалтонид охир.
Камар бикшод Мирриху бияндохт,
Силаҳҳоро бидарронид охир.
Бихандад осмон, зеро заминро
Худо аз хавф бирҳонид охир!

# 369

Дар ин сармову борон ёр хуштар!
Нигор андар канору ишқ дар сар!
Нигор андар канору чун нигоре?!
Латифу хубу чусту тозаву тар!
Дар ин сармо ба кӯйи ӯ гурезем,
Ки монандаш назояд кас зи модар!
Дар ин барф он лабони ӯ бибӯсем,
Ки дилро тоза дорад барфу шаккар!
Маро тоқат намонд, аз даст рафтам,
Маро бурданду оварданд дигар!
Хаёли ӯ чу ногаҳ дар дил ояд,
Дил аз ҷо меравад, Аллоҳу Акбар!

# 370

Нурест миёни шаъри аҳмар
Аз дидаву ваҳму рӯҳ бартар!
Хоҳӣ худро бад-ӯ бидӯзӣ,
Бархезу ҳиҷоби нафс бардар!
Он рӯҳи латиф сурате шуд,
Бо абруву чашму ранги асмар!
Бинмуд Худойи бечигуна
Бар сурати Мустафо - Паямбар!
Он сурати ӯ фанои сурат,
В-он наргиси ӯ чу рӯзи маҳшар!
Ҳар гаҳ, ки ба халқ бингаридӣ,
Гаштӣ зи Худо кушода сад дар!
Чун сурати Мустафо фано шуд,
Олам бигирифт Илоҳу Акбар!

# 371

Дорад дарвеш нӯши дигар
В-андар сару чашм ҳуши дигар.
Дар вақти самоъ сӯфиёнро
Аз арш расад хурӯши дигар.
Ту сурати ин самоъ бишнав,
К-эшон доранд гӯши дигар.
Сад дег ба ҷӯш ҳаст ин ҷо,

Дорад дарвеш ҷӯши дигар!
Ҳамзонуи он, ки ту-ш набинӣ
Сармаст зи майфурӯши дигар.
Дарвеш зи дӯш боз маст аст,
Ғайри шабу рӯзи дӯши дигар.
Моем чу ҷон хамӯшу гӯё,
Ҳайроншуда дар Хамӯши дигар!

# 372

Гуфтӣ, ки зиён кунӣ, зиён гир,
Гуфтӣ, ки ту мулҳидӣ, чунон гир!
Гуфтӣ, ки ту рӯбаҳӣ, найӣ шер,
Моро сақати ҳама сагон гир!
Гуфтӣ, ки зи дил хабар надорӣ,
Ай мӯниси дил, маро забон гир!

# 373

Ошиқе дар хашм шуд аз ёри худ маъшуқвор,
Гозуре дар хашм гашт аз офтоби номдор.
В-онгаҳон чун гозуре аз гозурон дарвештар
В-онгаҳон чун офтобе офтоби ҳар диёр!
Нози гозур чун бидид он офтоб, аз лутфи худ
Абр пеш овард, инак гозуре бо кору бор!
Гуфт: «То гозур нахандад, ман бурун н-оям зи абр,
То дили ӯ хуш нагардад, ман набошам барқарор!»
Даста-даста ҷомҳои гозурон аз кор монд,
То падид ояд, ки гозур ихтиёр аст, ихтиёр!
Ҳар ки бошад ошиқи он офтоб аз ҷону дил,
Сар зи хоки пойи гозур барнадорад зинҳор!
Гӯям он гозур кӣ бошад? Шамси Табрезиву бас,
К-аз барои ӯ барояд офтоб аз ҳар канор!

# 374

Азми рафтан кардайӣ чун умри ширин, ёд дор!
Кардайӣ асби ҷудойӣ рағми мо зин, ёд дор!
Бар замину чарх рӯяд мар туро ёрони соф,
Лек аҳде кардайӣ бо ёри пешин, ёд дор!
Кардаам тақсирҳо, к-он мар туро кин оварад,
Лек шабҳои маро, ай ёри бекин, ёд дор!
Қурси маҳро ҳар шабе чун бар сари болин ниҳӣ,
Он ки кардӣ зонуйи моро ту болин, ёд дор!
Ҳамчу Фарҳод аз ҳавоят кӯҳи ҳиҷрон меканам,
Ай туро Хусрав ғулому сад чу Ширин, ёд дор!
Бар лаби дарёи чашмам дидайӣ саҳрои ишқ
Пур зи шохи заъфарону пур зи насрин, ёд дор!
Илтимоси оташинам сӯйи гардун меравад,
Ҷабраил аз арш гӯяд: "Ё Раб, омин, ёд дор!"
Шамси Табрезӣ, аз он рӯзе, ки дидам рӯйи ту,
Дини ман шуд ишқи рӯят, мафхари дин, ёд дор!

# 375

Мутрибо, дар пеши шоҳон чун шудастӣ пардадор,
Бармадор андар ғазал ҷуз пардаҳои шоҳвор!
Бандагоншон дилхушону бандагишон бенишон,
Хонҳошон бехамиру бодаҳошон бехумор!
Дидаи бинои мутлақ дар миёни халқу Ҳақ,
Аз ҳама халқаш гурезу бар ҳама фармон гузор!
Ҳамчу хур оламфурӯзу ҳамчу гардун сарфароз,
Ҳам калиди ҳашт ҷаннат, ҳам бурун аз панҷу чор!
Саҷда орад пеши эшон бонамозу бенамоз,
Пеши эшон сабз гардад шӯрахоку сабзазор!

# 376

Ёри бо ин лутфҳоро аз лабаш поянда дор!
Ӯ ҳама лутф аст, ҷумла, ё Рабаш, поянда дор!
Ай басе ҳаққо, ки дорад бар шаби торик моҳ,
Ай Худоё, рӯзу шаб ту бар шабаш поянда дор!
Ҳаст манзилҳои хуш мар рӯҳро аз мазҳабаш,
Ай Худоё, рӯҳро бар мазҳабаш поянда дор!
Тифли ҷон дар мактабаш устоди устодон шудаст,
Ай Худо, ин тифлро дар мактабаш поянда дор!
Лашкари динро зи шоҳам - Шамси Табрезӣ зиёст,
Ай Худоё, то абад бар мавкабаш поянда дор!

# 377

Сар баровар, ай ҳарифу рӯйи ман бин ҳамчу зар,
Ҷон сипар кардам, валекин тир кам зан бар сипар!
Ин ҷигар аз тирҳо шуд ҳамчу пушти хорпушт,
Раҳм кардӣ ишқи ту, гар ишқро будӣ ҷигар!
Ман раҳо кардам ҷигарро, ҳар чи хоҳад, гӯ, бишав,
Бар даҳонам зан, агар ман з-ин сухан гӯям дигар!
Бандаи соқийи ишқам, масти он дурдии дурд,
Гӯшае сармаст хуфтам, фориғам аз хайру шар!
Гар биёяд ғам, бигӯям, он ки ғам мехӯрд, рафт,
Рав ба бозору рубобе аз барои ман бихар!

# 378

Гар ба хилват дидаме ӯро ба ҷое сер-сер,
Бе рақибаш додаме ман бӯсаҳое сер-сер!
Бас хатоҳо кардаам дуздида, лекин орзуст
Бо лаби турки Хато рӯзе хатое сер-сер!
То яке ишрат бибинад чарх, к-ӯ ҳаргиз надид,
Ишрати кадбонуе бо кадхудое сер-сер!
Як ба як бегонагонро аз миён берун кунед,
То канорам гирад он дам ошное сер-сер!
Дасти ӯ гирам, ба майдон андар оям пойкӯб,
Мезанам з-он даст бо ӯ дасту пое сер-сер!
Ай хушо рӯзе, ки бикшояд қаборо банд-банд,
То кашам ӯро бараҳна, бе қабое сер-сер!
Дар фироқи Шамси Табрезӣ аз он коҳид тан,
То фазояд ҷонҳоро ҷонфизое сер-сер!

# 379

Миъдаро пур кардайӣ дӯш аз хамиру аз фатир,
Хоб омад, чашм пур шуд, к-он чи меҷустӣ, бигир!
Баъди пурхӯрдан чӣ ояд?! Хоби ғафлат ё ҳадас!
Ёри бодинҷон чӣ бошад?! Сирка бошад ё ки сир!
Сӯз агар аз рӯҳ хоҳӣ, хоҷа, кам кун луқмаро,
Гавз агар мафтӯҳ хоҳӣ, косаро дар пеш гир!
Ай Худо, ҷонро пазиро кун зи зарқи поки хеш,
То намонад чун сагон мурдор ҳар луқмапазир!
Вақти рӯза аз миёни дил барояд нола зор,
Баъди хӯрдан аз раҳи зерин кушояд парда зер.

# 380

Хӯйи бад дорам, малӯлам, ту маро маъзур дор!
Хӯйи ман кай хуш шавад бе рӯйи хубат, ай нигор?!
Бе ту ҳастам чун зимистон, халқ аз ман дар азоб,
Бо ту ҳастам чун гулистон, хӯйи ман - хӯйи баҳор!
Бе ту беақлам, малӯлам, ҳар чи гӯям, каж бувад,
Ман хиҷил аз ақлу ақл аз нури рӯят шармсор!
Оби бадро чист дармон?! Боз дар Ҷайҳун шудан!
Хӯйи бадро чист дармон?! Боз дидан рӯйи ёр!
Оби ҷон маҳбус мебинам дар ин гирдоби тан,
Хокро бармеканам, то раҳ кунам сӯйи биҳор![100]
Шарбате дорӣ, ки пинҳонӣ ба навмедон диҳӣ,
То фиғон барн-оварад аз ҳасраташ уммедвор!
Чашми худ, ай дил, зи дилбар, то тавонӣ, бармагир,
Гар зи ту гирад канора в-ар туро гирад канор!

# 381

Лаҳза-лаҳза ме бурун омад зи парда шаҳрёр,
Боз андар парда мешуд, ҳамчунин то ҳашт бор.
Соъате беруниёнро мерабуд аз ақлу дил,
Соъате аҳли ҳарамро мебибурд аз ҳушу кор.
Дафтаре аз сиҳри мутлақ пеши чашмаш боз буд,
Гардише аз гардиши ӯ дар дили ҳар беқарор!
Гоҳ аз нӯги қалам савдо-ш нақше мекашид,
Гоҳ аз сурнойи ишқаш ақли мискин сангсор!
Чунки шаб шуд, з-оташи рухсор шамъе барфурӯхт,
То дусад парвонаи ҷонро падид омад мадор!
Чун зи шаб ниме бишуд, мастон ҳама бехуд шуданд,
Мо бимондему шабу шамъу шаробу он нигор!
Мои мо ҳам хуфта буду бурда заҳмат аз миён,
Мои мо бо мои ӯ гашта канор андар канор!
Чун саҳар ин мои мо муштоқи он мо гашта буд,
Мо даромад соявору шуд бурун он мои ёр!
Шамси Табрезӣ бирафт, аммо шуъоъи рӯйи ӯ
Ҳар тараф нуре диҳад онро, ки ҳасташ ихтиёр!

# 382

Шодие, к-он аз ҷаҳон андар дилат ояд, махар,
Шодие, к-он аз дилат ояд, зиҳӣ, кони шакар!

---

[100] Ҷамъи баҳр; баҳрҳо.

Бозхар ҷони маро з-ин ҳар ду фаррош, ай Худо,
Паҳлуйи асҳоби Каҳфам хуш бихусбон бехабар!
Сояи шодист ғам, ғам дар пайи шодӣ давад,
Тарки шодӣ кун, ки ин ду нагсилад аз ҳамдигар!
Дар пайи рӯз аст шаб в-андар пайи шодист ғам,
Чун бидидӣ рӯз, дон, к-аз шаб натон кардан ҳазар!
Ту пайи ғам медавӣ, шодӣ пайи ту медавад,
Чун пайи шодӣ равӣ ту, ғам бувад бар раҳгузар!
Ёд мекун он наҳангеро, ки моро даркашид,
То намонад фаҳму ваҳму хубу зишту хушку тар!
Ҳамчу шамъи нахлбандон, к-оташаш дар худ кашад,
Коғази пурнақшу сурат дарфитад дар об - дар!

# 383

Баҳри шаҳват ҷони худро медиҳӣ ҳамчун сутур
В-аз барои ҷони худ каҳ медиҳӣ в-он гаҳ базӯр!
Меситонӣ аз хасон, то водиҳӣ даҳ-чордаҳ,
Дар ҳавои шоҳидиву луқмайӣ, ай беҳузур!
Он сабадкаш мекашад он луқмаҳоро тун ба тун,
Медавонад мурдакаш мар шоҳидатро гӯр-гӯр!
Луқмаат мурдор омад, шоҳидат ҳам мурдае,
Дар миёни ин ду мурда чун намебошӣ нуфур?!
Чашми охурро бибанду чашми охир баркушо,
Охири ҳар чиз бингар, то бигирад чашм нур!

# 384

Ҳала, зирак, ҳала, зирак, ҳала, зирак, ҳала, зӯтар,
Ҳала, к-аз ҷунбиши соқӣ бидавад бода ба сар-бар!
Бидавад рӯҳ пиёда, сари ганҷина кушода,
Рухи чун Зуҳра ниҳода ғалате рӯйи қамар-бар!
Ҳала, маншину маёсо, биҳил ин сабру мувосо,
Бигузин ҷаҳду муқосо, ки чу дегам ба шарар-бар!
Агарам ишвапарастӣ сари ҳар роҳ набастӣ,
Шаби ман рӯз шудастӣ, зада роят ба саҳар-бар!
Ҳала, барҷаҳ, ҳала, барҷаҳ, ки зи хуршед сафар бих,
Қадам аз хона бадар ниҳ, ҳамагонро ба сафар бар!
Сафари роҳи ниҳон кун, сафар аз ҷисм ба ҷон кун,
Зи Фурот об равон кун, бизан он об Хизар - бар!
Дами булбул чу шунидӣ, суйи гулзор давидӣ,
Чу бад-он боғ расидӣ, бидав акнун ба шаҷар-бар!
Ба шаҷар-бар, ҳала, баргӯ, масали фохта ку-ку,
Ки талабгор бад-ин хӯ назанад каф ба хабар-бар!

# 385

Ҳин, ки омад ба сари кӯйи ту Маҷнуни дигар,
Ҳин, ки омад ба тамошойи ту дилхуни дигар!
Ошиқи рӯйи туро гунбади гардун накашад,
Магараш ҷой диҳӣ бар сари гардуни дигар!
Ошиқи ту нахурад ҳилаву афсуни касе,
Ту бихону ту бидам бар дилаш афсуни дигар!
Ишқи рӯйи ту ба шаш сӯйи ҷаҳон доми дил аст,
Ки надиданд чунон рух рухи гулгуни дигар!
Раҳмате кун ту бар он мурғ, ки дар дом афтод,

Ки надорад чу ту шоҳаншаҳи бечуни дигар!
Ку дар ин хона яке сӯхтаи мафтуне,
Ки ба шабҳо шунавад нолаи мафтуни дигар?!
Аз паси найшакарат ашки чу атлас борам,
Чораам нест ҷуз ин атласу аксуни[101] дигар!

# 386

Гар зи сирри ишқи ӯ дорӣ хабар,
Ҷон бидиҳ дар ишқу дар ҷонон нигар!
Ишқ дарёаст мавҷаш нопадид,
Оби дарё отошу мавҷаш гуҳар!
Гавҳараш асрору ҳар сӯйе аз ӯ
Соликеро сӯйи маънӣ роҳбар!
Сар кашӣ аз ҳар ду олам ҳамчу мӯй,
Гар сари мӯйе аз ин ёбӣ хабар!
Дӯш масте хуфта будам нимшаб,
К-уфтод он моҳро бар мо гузар!
Дид рӯйи зарди ман дар моҳтоб,
Кард рӯйи зарди мо аз ашк тар!
Раҳмаш омад, шарбати васлам бидод,
Ёфт як-як мӯйи ман ҷоне дигар!
Гарчи маст афтода будам аз шароб,
Гашт як-як мӯй бар ман дидавар!
Дар рухи он офтоби ҳар ду кавн
Масти лояъқил ҳамекардам назар!

# 387

Омадам ман бе дилу ҷон, ай писар,
Ранги ман бин, нақш бархон, ай писар!
Не, ғалат, ман н-омадам, ту омадӣ
Дар вуҷуди банда пинҳон, ай писар!
Ҳамчу зар як лаҳза дар оташ биханд,
То бибинӣ бахти хандон, ай писар!
Дар хароботи дилам андешаҳост,
Дарҳам афтода чу мастон, ай писар!
Пой дору шӯри мастон гӯш дор
Дар шикасту ҷасти дарбон, ай писар!
Омадам в-овардамат ойинае,
Рӯй бину рӯ магардон, ай писар!
Куфри ман ойинаи ӣмони туст,
Бингар андар куфри ӣмон, ай писар!
Мезанам ман наърахо дар хомушӣ,
Омадам Хомӯши гӯён, ай писар!

# 388

Ишқро бо гуфту бо ӣмо чи кор?!
Рӯҳро бо сурати асмо чи кор?!
Ошиқон гӯйанд дар чавгони ёр,
Гӯйро бо даст ё бо по чи кор?!
Ҳар куҷо чавгон-ш ронад, меравад,

[101] Иксун – шоҳии сиёҳ.

Гӯйро бо пасту бо боло чи кор?!
Ойина-сту мазҳари рӯйи бутон,
Бо накӯсимошу бадсимо чи кор?!
Сусмор аз об хӯрдан фориғ аст,
Мар варо бо чашмаву саққо чи кор?!
Он хаёле, ки замир автони ӯст,
Пошро бо маскану бо ҷо чи кор?!
Исие, ки баргузашт ӯ аз асир,
Бо ғами сармош ё гармо чи кор?!
Ай расойилкушта бо нодии ғайб,
Рав, туро бо гуфту бо ғавғо чи кор?!

# 389

Рафтам он ҷо масту гуфтам: "Ай нигор,
Чун маро девона кардӣ, гӯш дор!".
Гуфт: "Бингар, гӯши ман дар ҳалқаест,
Бастаи он ҳалқа шав чун гӯшвор!".
Зуд бурдам даст сӯйи ҳалқаҳо-ш,
Даст бар ман зад, ки даст аз ман бидор!
Андар ин ҳалқа ту он гаҳ раҳ барӣ,
К-аз сафо дурре шавӣ ту шоҳвор!
Ҳалқаи заррини ман в-он гаҳ шабаҳ![102]
Кай равад бар чарх Исо бо ҳимор?![103]

# 390

Розро андар миён ниҳ, во магир,
Бандаро ҳар лаҳза аз боло магир!
Ту накӯ донӣ, ки ҳар чиз аз куҷост,
Гар хатоҳо рафт, он аз мо магир!
Рустойӣ гар бувам, они туам,
Рустойӣ, хешро русто магир!
Чун маро дар ишқ усто кардайӣ,
Худ маро шогирд гир, усто магир!
Ту маро аз завқ мегирӣ гулӯ,
То бинолам, гӯямат: "Он ҷо магир!"
Сӯйи баҳрам каш, ки хошоки туам,
Ту маро худ лойиқи дарё магир!
Аз аласт омад Салоҳуддин тамом,
Ту варо з-имрӯзу аз фардо магир!

# 391

Соқиё, бодаи чун нор биёр,
Дафъи ғамро ту зи асрор биёр!
Бодаеро, ки зи дил меҷӯшад,
Зуд, ай соқии дилдор, биёр!
Кофари ишқ, биё, бода бибин,
Нест шав дар майу иқрор биёр!
Соқиё, дасти ҳама мастон гир,

---

[102] Мӯҳраи сиёҳ.

[103] Маркаб, саворӣ

Ҳамчунон ҷониби гулзор биёр!
Пеши ин шоҳиди мо хубонро
Гардани баста зи Булғор биёр!
Мӯъминонро ҳама урён кардӣ,
Гараве низ зи куффор биёр!
Шамси Табрез, бигӯ давлатро:
"Бипазир андаку бисёр биёр!"

# 392

Рӯзе хуш аст рӯят, аз нури рӯз хуштар,
Бода накӯст, лекин соқӣ зи май накӯтар!
Ҳар бастае, ки бошад, имрӯз баркушоед,
Дил дар мурод печад чун боз дар кабӯтар!
Ҳар бедиле зи дилбар инсоф худ биёбад,
Ҳар ташнае нишинад бар оби ҳавзи Кавсар!
Ҳар дам диҳад бути ман нав соғаре ба соқӣ,
К-имрӯз базми ом аст, инро ба ошиқон бар!
Як соғари латифе, к-аз ғояти латифӣ,
Гӯйӣ, ҳама шароб аст, худ нест ҳеч соғар!

# 393

Ай маҳви ишқгашта, ҷониву чизи дигар,
Ай он, ки он ту дорӣ, ониву чизи дигар!
Асрори осмонро в-аҳволи ину онро
Аз лавҳи нонабишта хониву чизи дигар!
Ҳар дам зи халқ пурсӣ аҳволи аршу курсӣ,
Онрову сад чунонро дониву чизи дигар!
Лаълест бениҳоят, дар равшанӣ бағоят,
Он лаъли бебаҳоро кониву чизи дигар!
Ҳукме, ки ронд фармон рӯзи аласт бар ҷон,
Он ҷумла ҳукмҳоро рониву чизи дигар!
Чашме, ки дид он рӯ, гар ишқ ронд ин сӯ,
Он чашм нест, валлаҳ з-ониву чизи дигар!
Он чашмаҳвал омад, дар гоми аввал омад,
К-ӯ гуфт аввалиро сониву чизи дигар!
Ҳар к-ӯ бақо наёбад аз Шамси Ҳаққи Табрез,
Ӯ ҳаст дар ҳақойиқ фониву чизи дигар!

# 394

Ай ойина, фақирӣ, ҷониву чизи дигар,
В-ай он ки дар замирӣ, ониву чизи дигар!
Асрори осмонро, андешаву ниҳонро,
Аҳволи ину онро дониву чизи дигар!
Таърихи баргузашта бар инсиву фаришта,
Хатҳои нонабишта хониву чизи дигар!
Аз ғайб ҳиссаҳоро бидҳӣ ба мустаҳаққон
В-аз сина ғуссаҳоро рониву чизи дигар!

# 395

Мири шикори ман, ки маро кардайӣ шикор,
Бе ту на айш дораму на хобу на қарор.

Дилдори ман туйӣ, сари бозори ман туйӣ,
Ин ҷумла ҷавр бар мани мискин раво мадор!
Ай он, ки ёр нест туро дар ҷаҳони ишқ,
Ман дар ҷаҳон фиканда, ки ай ёр, ёр, ёр!
Дардиҳ аз он шароб, ки аввал бидодайӣ,
З-он чашмҳои маст ту бишкан маро хумор!
Аз осмон фирист шаробе, к-аз он шароб
Андар замин намонад як ақли ҳушёр!
Рӯзе ҳазор кор барорӣ ба як назар,
Охир яке назар куну ин корро барор!

# 396

Кас бе касе намонад, медон ту ин қадар,
Гар бо яке насозӣ, ояд яке дигар!
З-ин хона гар равам ману хона тиҳӣ кунам,
Ояд яке дигар чу мане ё зи ман батар!
Мерос мондааст ҷаҳон аз ҳазор қарн,
Чун шуд ба зери хок падар, шуд писар падар!
Танҳо на одамӣ, ҳайвон низ ҳамчунин,
Вар не, надидайӣ ту дар офоқ ҷонвар!
Шаб офтоб агар биравад ҳам зи боми чарх,
Бар ҷойи офтоб ситора-ст ё қамар!
Гар тарки як ҳунар бикунад мард, табъи ӯ
Машғули кори дигар гашту дигар ҳунар!
Зеро ки бар дили ҳама халқон муваккалест,
Бекорашон надораду беёру бесафар!

# 397

Мастему бехудему ҷамоли ту пардадар,
З-ин пас мабош, моҳо, дар абру парда дар!
Мо, ҷамъи ошиқони ту, хушқадду қоматем,
Моро салоии фитнаву шӯру ҳазор шар!
Хуршед тофтаст зи рӯйи ту чоштгоҳ,
Дар ишқи қурси рӯйи ту рафтем бом-бар!
Мастист дар сар аз маю ин тоби офтоб
Дар сар битофтаст, пас аз даст рафт сар!
Ай мутриби ҳавои дили ошиқони рӯҳ,
Бинвоз лаҳни ҷон, ки танантан латифтар!
То ҷонҳо зи хирқаи танҳо бурун шавад,
То бар сурини хирқа равад ҷони бохабар!
Аз ҷоми софи бода ту хошоки ҷисмро
Бардор, то ниҳем ба иқбол бар ба бар!
То дидаҳо гузора шавад аз ҳиҷобҳо,
То вораҳад зи хонаву ману зи бому дар!
Симурғи ҷону мафхари Табрез Шамси дин
Бинад ҳазор равзаву ёбад ҳазор пар!

# 398

Бар сари раҳ дидамаш, тез равон чун қамар,
Гуфтам: "Баҳри Худо, якдама оҳистатар!
Як дам, ай моҳваш, асбу инонро бикаш,

Ай ту чу хуршеду хур соя зи мо зӯ[104] мабар!"
Гуфт: "Манам офтоб, нест туро тоби тоб,
З-он ки зи як тоби ман аз ту намонад асар!
З-он, ки ту дар сардсер доштайӣ рахти хушк,
Хушклабу чашмтар будайӣ аз хушку тар!
Бурҷи ман онсӯтар аст, дур зи хушку тар аст,
Нек аҷаб гавҳар аст, нек пур аз шӯру шар!
Аз паси чандин ҳиҷоб чок задастӣ ту ҷайб,
Аз паси парда туро ёва шуда пову сар!
Ҷониби Табрез тоз, ҷониби шамъи тароз,
Шамси Ҳақи сарфароз то шавадат зебу фар!"

## 399

Ояд ҳар дам расул аз тарафи шаҳри ёр,
Бо фараҳи васли дӯст, бо қадаҳи шаҳдбор!
Дастзанон ақли кул, рақскунон ҷузву кул,
Саҷдакунон сарву гул бар тарафи сабзазор!
Баҳр аз ин дамбаҷӯш, кӯҳ аз ин лаълпӯш,
Нӯҳ аз ин дар хурӯш, рӯҳ аз ин шармсор!
Ай хиради дурбин, соқии чун ҳур бин,
Бодаи Мансур бин, ҷону диле беқарор!
Бишнав аз чаппу рост мужда, саъодат туростъ,
Бахт сафо дар сафост, то ту, туйӣ ихтиёр!
Пардаи гардун бидар, ниъмати ҷаннат бихар,
Об бизан бар ҷигар, ҳур бикаш дар канор!
Ҳар чи бар асҳоби ҳол бошад аввалхаёл,
Гардад охир висол, чунки дарояд нигор!

## 400

Биёмадем дигар бор чун насими баҳор,
Баромадем чу хуршед бо сад истизҳор!
Чу офтоби тамузем рағми фасли аҷуз
Фиканда ғулғулу шодӣ миёнаи гулзор!
Ҳазор фохта ҷӯёни мо, ки ку ку - ку?!
Ҳазор булбулу тӯтӣ ба сӯйи мо тайёр!
Ба моҳиён хабари мо расид дар дарё,
Ҳазор мавҷ баровард ҷӯши дарёбор!
Ба зоти поки Худое, ки гӯшу ҳуш диҳад,
Ки дар ҷаҳон нагузорем як хирад ҳушёр!
Ба Мустафову ба ҳар чор ёри фозили ӯ,
Ки панҷ навбати мо мезананд дар асрор!
Биёмадем зи Мисру дусад қатор шакар,
Ту ҳеч кор макун, ҷуз ки найшакар мафшор!
Наботи Миср чи ҳоҷат, ки Шамси Табрезӣ
Дусад набот бирезад зи лафзи шаккарбор?!

## 401

Бикаш, бикаш, ки чи хуш мекашӣ, биёр, биёр,
Ҳазиматони раҳи ишқро қатор-қатор!
Канор боз кушодаст ишқ аз мастӣ,

[104] Зуд, тез.

Расид дилшудагонро гаҳи канор-канор!
Зи дасти хеш аз он соғаре, ки медонӣ,
Агарчи нек харобам, биё, биёр, биёр!
Қарори давлати ӯ хоҳу аз қарор мапурс,
Ки нест аз рухи ӯ дар дилам қарор, қарор!
Нигор кардани чун ашк бар рухи ошиқ
Ҳаловатест дар он рӯ, ки зад нигор нигор!
Аё касе, ки дарафтодайӣ ба чанголаш,
Зи чанги дӯст раҳидан тамаъ мадор, мадор!
Ту хун будиву зи ишқаш чу шир ҷӯшидӣ,
Чу шир хун нашавад, ту аз ин гузор гузор!
Бирав, ба бодаи махдум - Шамси дин омез,
Ки нест бодаи Табрезро хумор, хумор!

# 402

Касе бигуфт: "Зи мо ё аз ӯст некиву шар?!".
Ҳанӯз хоҷа дар ин аст, риши хоҷа нигар!
Аҷаб, ки хоҷа ба ранге, ки тифл буд, бимонд,
Ки риши хоҷа дигар буду гашт ранг дигар?
Бигӯямат, ки чаро хоҷа зеру боло гуфт?!
Бад-он сабаб, ки нагаштаст хоҷа зеру забар!
Ба чор пову ду по хоҷа гирди олам гашт,
Валек ҳеч нарафтаст қаъри баҳр ба сар!
Гумони хоҷа чунон аст, ки хоҷа биҳтар гашт,
Валек ҳаст чу бемори диқ вопастар!
Ба ҳуҷҷату ба лаҷоҷ105 ситеза афзун гашт,
Зи ҷону ҳуҷҷати завқаш набуд ҳеч хабар!
Тариқи баҳс лаҷоҷ асту иътирозу далел,
Тариқи дил ҳама дида-сту завқу шаҳду шакар!

# 403

Ба хидмати лабат омад ба интиҷоъ106 шакар,
Ки аз лаби шакарин бахш як-ду соъ107 шакар!
Лаби ту аст, ки шаккар зи айни ӯ рӯяд,
На мунтазир, ки расад нася аз буқоъ108 шакар!
Шакар ба вақти шакархӯрданат насибе ёфт,
Ки бар мазоқи даҳонҳо бувад матоъ шакар!
Бибастайӣ ду лаб имрӯз, з-он ҳаметарсам,
Ки аз ғами ту бимонад зи интифоъ109 шакар!
Зиҳӣ набот, ки дорад лаби ту, к-аз вай шуд
Амири ҷумла набопот бе низоъ шакар!
Даҳон бибандаму баста шакар ҳамехоям,
Ки то ба ҷон бирасад хуш ба ибтилоъ110 шакар!

---

105 Хусумат, якравӣ, инод.

106 Дар талаби некиву марҳамат.

107 Паймонаи ғаллаву шакар.

108 Ҷое дигар.

109 Суд, самар, фоида, ҳосил.

110 Фурӯ бурдан, балъидан.

# 404

Аз он мақом, ки набвад кушод, зуд гузар,
Бирав ба сӯйи харидори хеш ҳамчун зар!
Дарахт агар мутаҳаррик шудӣ зи ҷой ба ҷо,
На ранҷи арра кашидӣ, на захмҳои табар!
Замон чу ҳокими тусту макон чу маъбари ту,
Макони нек гузину замон накӯ бингар!
Чунон шавӣ, ки макону замону аҳли замон
Дигар натонад кардан ба фиъл дар ту асар!
Ту тира гардӣ аз шаб чу ойнай гардун,
На зардрӯйи хазон гардӣ аз ҳаво чу шаҷар![111]

# 405

Рӯй бинмо ба мо, макун мастур,
Ай ба ҳафт осмон чу маҳ машҳур!
Мо яке, ҷамъи ошиқон, зи ҳавас
Омадем аз сафар зи роҳе дур.
Ай, ки дар айни ҷони худ дорӣ
Сад ҳазорон биҳишту ҳуру қусур,
Сар фурӯ кун зи бому хуш бингар
Ҷониби ҷамъи ошиқе ранҷур!
Соқии сӯфиён, шаробе диҳ,
К-он на аз хум бувад, на аз ангур!
З-он шаробе, ки бӯйи ҷӯшиши ӯ
Мурдагонро бурун кашад аз гӯр!

# 406

Халқро зери гунбади даввор
Чашмҳо кӯру диданӣ бисёр!
Ҷаври ӯ каш, аз он ки шӯриши дил
Нури чашм аст, ё улулабсор!
Бар ду дида ниҳам ғамат, к-ин дард
Доруйи хоси хусравист ба бор!
Боғи ҷон хуш зи сангборон аст,
Мо нахоҳем қатра санг бибор!
Шамси Табрез гавҳари ишқ аст,
Гавҳари ишқро ту хор мадор!

# 407

Ҷони хароботиву умри баҳор,
Ҳин, ки бишуд умр чунин ҳушёр!
Ҷони ҷаҳон, ҷони маро даст гир,
Чашми ҷаҳон, ҳарфи маро гӯш дор!
Сурати дил омаду пешам нишаст
Бастасару хаставу беморвор!
Дасти маро бар сари худ мениҳод,

---

[111] Дарахт.

К-ай ба ғами дӯст маро дастёр!
Дарди сарам нест зи сафрову таб,
Аз майи ишқ аст сарам пурхумор!
Ин ҳама шева-ст, муродаш туйӣ,
Ай шакарат карда диламро шикор!
Ҷони ман аз нола чу танбӯр шуд,
Ҳоли дилам бишнав аз овози тор!

# 408

Ҳаст касе софиву зебоназар,
То бикунад ҷониби боло назар?!
Ҳаст касе пок аз ин обу гил,
То бикунад ҷониби дарё назар?!
По биниҳад бар камари кӯҳи Қоф,
То бизанад бар пари Анқо назар?!
То ки назар маст шавад з-офтоб,
То бишавад бесару бепо назар?!
Ҳаст касеро мадад аз нури ишқ,
То фитадаш ҷумла бад-он ҷо назар?!
Об ҳам аз об мусаффо шавад,
Ҳам зи назар ёбад бино назар!
Ҷумла назар шав, ки ба даргоҳи Ҳақ
Роҳ наёбад магар, илло назар!

# 409

Биё, бо ту маро кор аст имрӯз,
Маро савдои гулзор аст имрӯз!
Биё, дилдори ман, дилдорие кун,
Ки рӯзи лутфу ӣсор аст имрӯз!
Дили ман ҷомаҳоро медаронад,
Ки рӯзи васли дилдор аст имрӯз!
Бихандон ҷони моро аз ҷамоле,
Ки бар гулбаргу гулнор аст имрӯз!
Чаро ҷонҳо бар он лаб маст гаштанд?!
Ки он ҷо нуқл бисёр аст имрӯз!
Навойи тӯтиён офоқ пур шуд,
Ки шаккарҳо ба хирвор аст имрӯз!

# 410

Дар ин сармо сари мо дорӣ имрӯз,
Дили айшу тамошо дорӣ имрӯз?!
Маяфкан навбати ишрат ба фардо,
Чу осойиш муҳайё дорӣ имрӯз!
Бигустар бар сари мо сояи худ,
Ки хуршедона симо дорӣ имрӯз!
Дар ин хумхона моро меҳмон кун,
Бад-он ҳамсоя, к-он ҷо дорӣ имрӯз!
Ниқоб аз рӯйи сурхи ӯ фурӯ каш,
Ки дар парда Ҳумайро дорӣ имрӯз!
Даришкан киштии андешаҳоро,
Ки каффе ҳамчу дарё дорӣ имрӯз!
Саре аз айну шину қоф барзан,
Ки сад исму мусаммо дорӣ имрӯз!

Хамуш бошу мадам дар нойи мантиқ,
Ки Мисру найшакарҳо дорӣ имрӯз!

# 411

Дар ин сармо сари мо дорӣ имрӯз,
Сари айшу тамошо дорӣ имрӯз!
Туйӣ хуршеду мо пешат чу зарра,
Ки моро бесару по дорӣ имрӯз!
Ба чорум осмон, паҳлӯйи хуршед,
Ту моро чун Масеҳо дорӣ имрӯз!
Дило, аз санг сад чашма равон кун,
Ки иҳсони муваффо дорӣ имрӯз!
Тарошидӣ зи раҳмат нардбоне,
Ки азми кӯчи боло дорӣ имрӯз!
Зиҳӣ даъват, зиҳӣ миҳмонии зафт,
Ки бар чархи муъалло дорӣ имрӯз!
Ба пеши ҳар касе моҳии бирён,
Дар он моҳӣ ту дарё дорӣ имрӯз!
Даруни моҳие дарё кӣ дидаст?!
Аҷойибҳои зебо дорӣ имрӯз!

# 412

Моем фидойиёни ҷонбоз,
Густоху далеру ҷисмпардоз!
Ҳайф аст, ки ҷони поки моро
Бошад тани хоксор анбоз!
З-оғоз ҳама ба охир оянд,
З-охир биравем мо ба оғоз!
Ҳин, бозпаред ҷумла ёрон,
Шаҳ боз бикӯфт табли шаҳбоз!
Шаш сӯй мапар, бипар аз он сӯ,
К-андар дили ту расид овоз!
Ҳон, ай дили хаста, нақли моро
Рӯзе ду-се мондааст, месоз!
Гар хориву гар азизӣ ин ҷо,
З-он сӯст бақову мулку иъзоз!
Макшой пари сухан, к-аз он сӯ
Бе пар бошад ҳамеша парвоз!
Пӯсти сухан аст, ин чи гуфтам,
Аз пӯст кӣ ёфт мағзи он роз?!

# 413

Бархезу сабӯҳро барангез,
Ҷон бахш замонарову мастез!
Омехта бош бо ҳарифон,
Бо об шаробро маёмез!
Ёди ту шаробу ёди мо об,
Мо чун сари хар, ту ҳамчу полез!
Ай ғам, аҷалат дар ин қанина[112]-ст,
Гар мурданат орзӯст, магрез!

---

[112] Ҷом, шиша.

Марги нафас аст дар таҷаллӣ,
Марги ҷуъал[113] аст дар абирбез.[114]
Маҷлис чаман асту гул шукуфа,
Ай соқии ҳамчу сарв, бархез!
Ин ҷоми мушаъшаъ, он гаҳе шарм?
Соқӣ чу туйӣ, хатост парҳез!
Моро чу рухи хушат барафрӯз,
Ғамро чу адӯйи худ даровез!
Ҳиштем ғазал, ки навбати туст,
Мардона дарову чусту сартез!

# 414

Ман аз суханони миҳрангез,
Дил пур дорам, зи хоб бархез!
Ай он ки рухи ту ҳамчу оташ,
Як лаҳза зи оташам мапарҳез!
Ширам зи ту ҷӯш карду хун шуд,
Ай шир, ба хуни ман даромез!
Бо ёраки худ бисоз пинҳон,
Мастез, ба ҷони ту, ки мастез!
Таслими қазо шудам, азеро
Монанди қазо ту тундиву тез.
Бингар, ки чи хуни дил гирифтаст
Бар гирди қабо-м чун фаровез.
Дар хашм макун ту чашми худро
В-он фитнаи хуфтаро маянгез!
Худ хуфта намояду нахуфтаст
Он наргиси пурхумори хунрез.

# 415

Гар найӣ девона, рав, мар хешро девона соз,
Гарчи сад раҳ мот гаштӣ, муҳраи дигар бибоз!
Гарчи чун торӣ, зи захмаш захмаи дигар бизан,
Бозгард, ай мурғ, гарчи хастайӣ аз чанги боз!
Чанд хона гум куниву ёва гардӣ гирди шаҳр?!
В-ар зи шаҳрӣ низ ёва, бо қаловузе бисоз!
Асби чӯбин бартарошидӣ, ки ин асби ман аст,
Гар на чӯбин аст асбат, хоҷа, якманзил битоз!
Даъвии Ҳақ нашнавӣ, он гаҳ дуъоҳо мекунӣ,
Шарм бодат, ай бародар, з-ин дуъои бенамоз!
Сар ба сар розӣ найӣ, ки сар бурӣ аз теғи Ҳақ,
Кай диҳад бӯ ҳамчу анбар, чунки сириву пиёз?!
Гар ниёзатро пазирад Шамси Табрезӣ зи лутф,
Баъд аз он бар арш ниҳ ту чор болиш бахри ноз!

# 416

Агар оташ аст ёрат, ту, бирав, дар ӯ ҳамесӯз,
Ба шаби фироқ сӯзон ту чу шамъ бош то рӯз!

---

[113] Гамбуск.

[114] Абурафшон, хушбӯй.

Ту мухолафат ҳамекуш, ту мувофақат ҳамекун,
Чу либоси ту даронанд, ту либоси васл медӯз!
Ба мувофақат биёбад тану ҷон самоъи ҷоне,
Зи рубобу даффу сурнову зи мутрибон даромӯз!
Ба миёни бист мутриб чу яке занад мухолиф,
Ҳама гум кунанд раҳро, чу ситеза шуд қаловуз!
Ту магӯ ҳама ба ҷанганду зи сулҳи ман чӣ ояд,
Ту яке найӣ, ҳазорӣ, ту чароғи худ барафрӯз!
Ки яке чароғи равшан зи ҳазор мурда беҳтар,
Ки биҳ аст як қади хуш зи ҳазор қомати кӯз!

# 417

Ишқ гузин, ишқу дар ӯ кавкаба мерону матарс!
Ай дили ту ояти Ҳақ, мусҳафи каж хону матарс.
Ҷонварӣ, лоҷарам аз фурқати ҷон меларзӣ,
Ре биҳилу вов биҳил, шав ҳамагӣ ҷону матарс!
Чун ту гумонӣ абадан, хойифӣ аз рӯзи яқин,
Айни гумонро ту ба сар айни яқин дону матарс.
Дар дили кон нақди зарӣ, ғойибӣ аз дидани худ,
Рақскунон, шуълазанон барҷаҳ аз ин кору матарс!
Дил зи ту бурҳон талабад, сояи бурҳон на туйӣ,
Бар масал соя бирав боз ба бурҳону матарс!
Соя, ки фонӣ кунадаш талъати хуршеди бақо,
Соя махонаш, ту дигар, ибрати мо хону матарс!

# 418

Нимшаб аз ишқ, то донӣ, чи мегӯяд хурӯс?!
"Хезу шабро зинда дору рӯзи равшан настакӯс!
Паррҳо барҳам занад, яъне, дареғо, хоҷаам,
Рӯзгори нозанинро медиҳад бар онамӯс!
Дар хурӯш аст он хурӯсу ту ҳаме дар хоби хуш,
Номи ӯро тайр хонӣ, номи худро асрабӯс!
Он хурӯсе, ки туро даъват кунад сӯйи Худо,
Ӯ ба сурат мурғ бошад, дар ҳақиқат ингалӯс!
Ман ғуломи он хурӯсам, к-ӯ чунин панде диҳад,
Хоки пойи ӯ биҳ ояд аз сари - Василийус.
Гарди кафши хоки пойи Мустафоро сурма соз,
То набошӣ рӯзи ҳашр аз ҷумлаи коловирӯс.
Рав, шариъатро гузину амри Ҳақро пос дор,
Гар араб бошиву гар турку вагар сарроканӯс[115]

# 419

Ай дили бебаҳра, аз Баҳром тарс
В-аз шаҳон дар соъати икром тарс!
Донаи ширин бувад икроми шоҳ,
Дона дидӣ, он замон аз дом тарс!
Гарчи борон ниъмат аст, аз барқ тарс,
Шодайёмӣ, ту аз айём тарс!
Лутфи шоҳон гарчи густохат кунад,
Ту зи густохии ноҳангом тарс!

---

[115] Вожаҳои қофиясози ғазал, ба истисноҳи "хурӯс", юнонӣ - румиянд.

Чун бихандад шер, ту эмин мабош,
Он замон аз захми хуношом тарс!
Ай магас, дил бо лаби шаккар мапеч,
Чашм бодом аст, аз бодом тарс!

# 420

Нест дар охирзамон фарёдрас,
Ҷуз Салоҳуддин, Салоҳуддину бас!
Гар зи сирри сирри ӯ донистайӣ,
Дам фурӯ каш, то надонад ҳеч кас!
Синаи ошиқ яке обест хуш,
Ҷонҳо бар оби ӯ хошоку хас!
Чун бибинӣ рӯйи ӯро, дам мазан,
К-андар ойина зиён бошад нафас!
Аз дили ошиқ барояд офтоб,
Нур гирад офтоб аз пешу пас!

# 421

Ай саги қассоби ҳаҷр, хуни маро хуш билес,
З-он ки нарезад кунун хуни раҳӣ як лакес!
Ганҷи ниҳони ду кавн пеши рухаш як ҷав аст,
Баҳри лакесе, дило, сард бувад ин макес.[116]
Ошиқии он санам в-он гаҳ тарси касе?!
Якдаму якранг бош, ошиқу он гоҳ пес!
Ай дили шаккарситон, аз намакаш шӯр кун,
Об зи Кавсар бихур, хоки дари ӯ билес!
Зуд бишӯ лавҳро з-абҷади ин кофу нун,
Он гаҳ, ай дил, бирав нуқтаи холаш навис!
Ай ҳасади мавҷзан, баҳри Сиёҳ омадӣ,
Хишти гили тирае з-оби ҷаҳаннам бихес!
Шамси Ҳақу дин кашид теғ бурун аз ниём,
Ай хиради дуксор, тори хаёлӣ бирес!

# 422

Ай шаби хушрӯ, ки туйӣ миҳтару солори ҳабаш,
Мо зи ту шодем ҳама, вақти ту х(в)аш, вақти ту х(в)аш!
Ишқи ту андархури мо, шавқи ту андар бари мо,
Даст биниҳ бар сари мо, даст макаш, даст макаш!
Ай шаби хубиву биҳӣ, ҷон биҷаҳад, гар биҷаҳӣ,
Гар се адад бар се ниҳӣ, гардад шаш, гардад шаш!
Шаш ҷиҳатам аз рухи ту в-аз назари фаррухи ту,
Ҳафт фалакро бидиҳад хубиву каш, хубиву каш!

# 423

Ёр нахоҳам, ки бувад бадхуву ғамхору турш.
Чун лаҳаду гӯри муғон тангу дилафшору турш!
Ёр чу ойина бувад, дӯст чу лавзина[117] бувад,

---

[116] Ташвиқ; боҷу хироҷ.

[117] Ҳалво.

Соъати ёрӣ набувад хойифу фаррору турш!
Ҳар ки бувад ошиқи худ, панҷ нишон дорад бад:
Сахтдилу сустқадам, коҳилу бекору турш!
В-ар чашамаш, беш бувад, ҳам туршӣ беш кунад,
Дон масали бешии ӯ сиркаи бисёру турш!
Бас кун шарҳи туршон, инқадарӣ баҳри нишон,
Кай талабад дар дилу ҷон табъи шакарбору турш?!

# 424

Доми дигар ниҳодаам, то ки магар бигирамаш,
Он ки биҷаст аз кафам, бори дигар бигирамаш!
Он ки ба дил асирамаш, дар дилу ҷон пазирамаш,
Гарчи гузашт умри ман, боз зи сар бигирамаш!
Дил бигудохт чун шакар, боз фасурд чун ҷигар,
Боз равон шуд аз басар, то ба назар бигирамаш!
Роҳ барам ба сӯйи ӯ, шаб ба чароғи рӯйи ӯ,
Чун бирасам ба кӯйи ӯ, ҳалқаи дар бигирамаш!
Дарди дилам батар шуда, чиҳраи ман чу зар шуда,
То зи рухам чу зар барад, бар сари дар бигирамаш!
Гарчи камар шудам, чи шуд?! Ҳар чи батар шудам, чи шуд?!
Зеру забар шудам, чи шуд?! Зеру забар бигирамаш!
То ба саҳар бипоямаш, ҳамчу шакар бихоямаш,
Банди қабо кушоямаш, банди камар бигирамаш!
Хоб шудаст наргисаш, зуд дароям аз пасаш,
Кард сафар ба хоби х(в)аш, роҳи сафар бигирамаш!

# 425

Он ёри турушрӯро ин сӯй кашонедаш,
З-ин соғари хандонрӯ ҷоме бичашонедаш!
З-ин бода нахӯрдаст ӯ, з-он бориду сард аст ӯ,
Бо ин ҳама, бидҳедаш ҷоме, бипазонедаш!
Ӯ сирка чаро орад, ғӯра зи чи афшорад?!
З-он захр ҳамеборад, то ҷумла бидонедаш!
Он бодаи ангурӣ нафзояд ҷуз кӯрӣ,
Паҳлӯйи чунин бода, биллаҳ, манишонедаш!
Бошад бувадаш сакта, дар гӯр набояд кард,
З-ин оби Хизир як каф дар ҳалқ чашонедаш!

# 426

Зулфе, ки ба ҷон арзад ҳар тор, бишӯредаш,
Бас мушки ниҳон дорад, зинҳор, бишӯредаш!
Дар шоми ду зулфи ӯ сад субҳи ниҳон беш аст,
Ҳар лаҳзаву ҳар соъат, сад бор бишӯредаш!
Он давлати оламро в-он ҷаннати хуррамро,
К-аз вай шукуфад дар ҷон гулзор, бишӯредаш!
Он бода ҳамеҷӯшад в-аз халқ ҳамепӯшад,
То рӯй шувад аз вай хаммор, бишӯредаш!
Чашму дили Марям шуд равшан чу аз он хурмо,
Нахлест аз он хурмо пурбор, бишӯредаш!
Кам гашт дили мискин андар сари зулфи ӯ,
Бошад, ки бадид омад, бисёр бишӯредаш!

Шамсулҳақи Табрезӣ дар ишқ Масеҳ омад,
Ҳар кас, ки аз ӯ дорад зуннор, бишӯредаш!

## 427

Ҷонам ба чӣ оромад, ай ёр?! Ба омезиш!
Сиҳҳат ба чӣ дарёбад бемор?! Ба омезиш!
Ҳарчанд ба бар гирӣ, ӯро набувад серӣ,
Донӣ, ба чӣ биншинад ин бор?! Ба омезиш!
Он ташнаи даҳрӯза кай биҳ шавад аз кӯза,
Илло, ки кунад обаш хушхор ба омезиш!
Дар васл ту меҷӯяд в-аз шарм намегӯяд,
К-имсол тараб хоҳад чун пор ба омезиш!
Зеро ки ба омезиш як хишт шавад қасре,
Зеро ки шавад ҷома яктор ба омезиш!
Андар чамани ишқат, Шамсулҳақи Табрезӣ,
Сад гулшану гул гардад як хор ба омезиш!

## 428

Вақтат хушу вақтат хуш, ҳалвойиву шаккаркаш,
Ҷамшед туро чокар, хуршед туро мафраш!
Бихром, биё, к-ин дам, валлаҳ, ки намегунҷад
Не меваву не шева, не чарху маҳи маҳваш!
Ҷуз мову туву ҷоме дарё кафи хушноме,
Чун дег маҷӯш аз ғам, чун рег биё, даркаш!
З-он сӯй чу бигзаштам, шаш-панҷзанаш гаштам,
Ё Раб, ки чиҳо дорад з-он ҷониби панҷу шаш?!
Носохта афтодам дар доми ту, ай хушдам,
Ай бодаи дар бода, ай оташи дар оташ!
Не бас куну не бас кун, худро ҳама ахрас118 кун,
К-ин нест қироъоте, к-аш фаҳм кунад ахфаш!119

## 429

Ҳангоми сабӯҳ омад, ай мурғи саҳар, хонаш,
Бо Зуҳра дарогӯён дар ҳалқаи мастонаш!
Ҳар ҷон, ки бувад маҳрам, бедор кунаш он дам
В-он, к-ӯ набувад маҳрам, то ҳашр бихусбонаш!
Мегӯ суханаш баста дар гӯши дил оҳиста,
То куфр ба пеш орад сад гавҳари ӣмонаш!
Як барқ зи ишқи шаҳ бар чарх занад ногаҳ,
Оташ фитад андар маҳ, барҳам занад арконаш!
Он ҷо, ки иноятҳо бахшид вилоятҳо,
Он ҷо чи занад кӯшаш, он ҷо чӣ бувад донаш?!
Он ҷо, ки назар бошад, ҳар кор чу зар бошад,
Бе даст барад чавгон ҳар гӯй зи майдонаш!
Шамсулҳақи Табрезӣ, к-ӯ ҳар дили бедилро
Меораду меорад то ҳазрати султонаш!

---

[118] Безабон, лол, гунг.

[119] Нобино, кӯр.

## 430

Бирафтам дӣ ба пешаш сахт пурҷӯш,
Напурсид ӯ маро, биншаст хомӯш.
Назар кардам бар ӯ, яъне ки вопурс,
Ки бе рӯйи чу моҳам чун будӣ дӯш?!
Назар андар замин мекард ёрам,
Ки яъне чун замин шав пасту беҳуш!
Бибӯсидам заминро, саҷда кардам,
Ки яъне чун заминам масту мадҳуш!

## 431

Шунав панде зи ман, ай ёри хушкеш:
Ба хуни дил барояд кори дарвеш!
Яқин медон, муҷибу мустаҷоб аст,
Дуъои сӯхта дарвеши дилреш!
Чу он султони бечунро бидидӣ,
Ғанӣ гаштӣ, раҳидӣ аз каму беш!
Чу Исмоъил қурбон шуд дар ин ишқ,
Валиро банда шав, гар нестӣ меш!
Чу пухтӣ дар ҳавои Шамси Табрез,
Аз ин хомони беҳуда маяндеш!

## 432

Он мутриби мо хуш асту чангаш,
Девона шавад дил аз тарангаш!
Чун чанг занад яке, ту бингар,
К-аз лутф чӣ гуна гашт рангаш!
Гар танг ойӣ зи зиндагонӣ,
Барҷаҳ, ба канор гир тангаш!

## 433

Ай Санойӣ, гар наёбӣ ёр, ёри хеш бош,
Дар ҷаҳон ҳар марду коре, марди кори хеш бош!
Ҳар яке з-ин корвон мар рахти худро раҳ занад,
Хештанро пас нишону пеши бори хеш бош!
Ҳусни фонӣ медиҳанду ишқи фонӣ мехаранд,
З-ин ду ҷӯйи хушк бигзар, ҷӯйбори хеш бош!
Мекашандат даст-даст ин дӯстон то нестӣ,
Даст дузд аз дасташону дастёри хеш бош!
Ин нигорон нақши пардай он нигорони диланд,
Пардаро бардору даррав, бо нигори хеш бош!
Бо нигори хеш бошу хуби хубандеш бош,
Аз ду олам беш бошу дар диёри хеш бош!
Рав, макун мастӣ аз он хамре, к-аз ӯ зояд ғурур,
Ғурраи он рӯй бину ҳушёри хеш бош!

## 434

Он ки берун аз ҷаҳон буд, дар ҷаҳон овардамаш,
В-он кӣ мекард ӯ карона, дар миён овардамаш!

Он ки ишва кори ӯ буд, ишвае бинмудамаш,
В-он ки аз ман сар кашидӣ, кашкашон овардамаш!
Он ки ҳар субҳе тақозо мекунад ҷонро зи ман,
Аз тақозо бар тақозо ман ба ҷон овардамаш!
Ҷони саргардон, ки гум шуд дар биёбони фироқ,
Аз биёбонҳо суйи доруламон овардамаш!
Гуфт ҷон: "Ман менаёям, то бинанмойӣ нишон,
Ку нишон, ку муҳри султон?! Ман нишон овардамаш!
Миҳрбонӣ кардан ин бошад, ки бастам дасти дузд,
Дастбаста пеши мири миҳрбон овардамаш!
Чунки як гӯша ридои Мустафо омад ба даст,
Он ки буд дар қаъри дӯзах, дар ҷинон овардамаш!

# 435

Соқиё, бегаҳ расидӣ, май бидиҳ, мардона бош,
Соқии девонагонӣ, ҳамчу май девона бош!
Сарбасар пур кун қадаҳро, мӯйро гунҷо мадиҳ,
В-он к-аз ин майдон битарсад, гӯ, бирав, дар хона бош!
Чун зи худ бегона гаштӣ, рав, ягона мутлақӣ,
Баъд аз он, хоҳӣ, вафо кун, хоҳ рав, бегона бош!
Дуррҳои босадафро сӯйи дарё роҳ нест,
Гар чунон дарё-т бояд, бесадаф дурдона бош!
Бонг бар тӯфон бизан, то ӯ набошад хиракуш.
Шамъро таҳдид кун, к-ай шамъ, чун парвона бош!
Косаи сарро тиҳӣ кун в-онгаҳе бо сар бигӯ,
К-ай муборак косаи сар, ишқро паймона бош!
Лонаи ту ишқ будаст, ай ҳумойи лоязол,
Ишқро муҳкам бигиру сокини ин лона бош!

# 436

Ба шакарханда агар май бибарад, ҷон расадаш,
В-агар аз ғамзаи ҷоду барад, ӣмон расадаш!
Лашкари деву парӣ ҷумла ба фармони ваянд,
Бо чунин иззу шараф мулки Сулаймон расадаш!
Сад ҳазорон дили Яъқуби ҳазин зинда бад-ӯст,
Карру фарри шарафи Юсуфи Канъон расадаш!
Лаби Исосифаташ мурда ба дам зинда кунад,
Гар парад бо пари ҷон, ҷониби Кайвон расадаш!
Нӯҳи вақт аст, ки ишқи абадӣ киштии ӯст,
Гар ҷаҳон зеру забар кард, ба тӯфон расадаш!
Ишқи ӯ гард барангехт зи дарёи адам,
Яди байзову асое шуда суъбон[120] расадаш!
Ҷумлагӣ ташнадилон қут аз ӯ меёбанд,
Бо чунин луқмадиҳӣ шуҳрати Луқмон расадаш!

# 437

Гар лаби ӯ шиканад, нархи шакар мерасадаш,
В-ар рухаш таъна занад бар гули тар, мерасадаш!
Гар фалак саҷда барад бар дари ӯ, месазадаш,
В-ар ситонад гарав аз қурси қамар, мерасадаш!

[120] Аждаҳо.

В-ар шаҳи ақл, ки олам ҳамагӣ чокари ӯст,
Ҷиҳати хидмати ӯ баста камар, мерасадаш!
Шоҳи хуршед, ки бар зангии шаб теғ кашид,
Гар пайи ҳайбаташ афканд сипар, мерасадаш!
Гар уторид зи пайи дойираву нуқтаи ӯ
Ҳамчу паргор равон аст ба сар, мерасадаш!
Он ҷамоле, ки фаришта набувад маҳрами ӯ,
Гар надорад сари дидори башар, мерасадаш!
Кору бори маликоне, ки забардаст шуданд,
Накунад, в-ар бикунад зеру забар, мерасадаш!
Мешумурдам ман аз ин навъ, шунидам зи фалак,
Ки аз инҳо бигузар, чизи дигар мерасадаш!

# 438

Ман туам, ту манӣ, ай дӯст, марав аз бари хеш,
Хешро ғайр маянгору марон аз дари хеш!
Сару по гум макун аз фитнаи бепоёнат,
То чу ҳайрон бизанам пойи ҷафо бар сари хеш!
Он ки чун соя зи шахси ту ҷудо нест, манам,
Макаш, ай дӯст, ту бар сояи худ ханҷари хеш!
Ай дарахте, ки ба ҳар сӯ-т ҳазорон соя-ст,
Сояҳоро бинавозу мабур аз гавҳари хеш!
Сояҳоро ҳама пинҳон куну фонӣ дар нур,
Баркушо талъати хуршеди рухи анвари хеш!
Мулки дил аз дудилии ту мухаббат гаштаст,
Бар сари тахт баро, по макаш аз минбари хеш!
Ақл тоҷ аст, чунин гуфт ба тамсил Алӣ,
Тоҷро гавҳари нав бахш ту аз гавҳари хеш!

# 439

Он ки ҷонаш додайӣ, онро макуш,
В-ар надодӣ, нақши беҷонро макуш!
Он ду зулфи кофари худро бигӯ,
К-ай ягона, аҳли ӣмонро макуш!
Офтобо, рӯйи худ ҷилва макун,
Чанд рӯзе моҳи тобонро макуш!
Чун ту Симурғӣ ба Қофи зулҷалол,
Бозгарду ҷумла мурғонро макуш!
Дар миёни хуни ҳар мискин марав,
Ҷуз Қубоду шоҳи Хоқонро макуш!
Гар маро дарбони ишқат бор дод,
Аз сари ғайрат ту дарбонро макуш!
Гар фузулам ман, ки миҳмони туям,
Шарт набвад, ҳеч миҳмонро макуш!
Масти майдонам, зи май донам хароб,
Шиша машкан, масти майдонро макуш!
Шамси Табрезӣ, туйӣ султони ман,
Бозгаштам, бози султонро макуш!

# 440

Ақл омад, ошиқо, худро бипӯш,
Войи мо, ай войи мо аз ақлу ҳуш!
Ё бирав аз ҷамъи мо, ай чашму ақл,

Ё шавам аз нанги ту бе чашму гӯш!
Ту чу обӣ, з-оташи мо дур шав,
Ё даро дар деги мо, бо мо бичӯш!
Гар намехоҳӣ, ки хурдат бишканад,
Мурда шав бо мавҷу бо дарё макӯш!
Гар бигӯйӣ ошиқам - ҳаст имтиҳон,
Сар мапечу ратли мардонро бинӯш!
Мехурӯшам, лек аз мастии ишқ
Ҳамчу чангам бехабар ман аз хурӯш!
Шамси Табрезӣ, маро кардӣ хароб,
Ҳам ту соқӣ, ҳам ту май, ҳам майфурӯш!

# 441

Андаромад шоҳи ширинон туруш,
Ҷони ширинам фидои он туруш!
Чашми кажбинро бигуфтам: "Каж мабин,
Кас кунад бовар гули хандон туруш?!
Дар ҳар он зиндон, ки дартобад рухаш,
Кас намонад дар ҳама зиндон туруш!
Гирди боғаш гаштаму, валлаҳ, набуд,
Мевае андар ҳама бустон туруш!
Дар ҳарам хандон бувад султон, валек
Менамояд хеш дар девон туруш!
Гар ту марди мӯъминӣ, бовар макун,
Ангабину шаккару ӣмон туруш?!
Мункир ар бошад туруш, набвад аҷаб,
Нисбате дорад ба бодинҷон туруш!"

# 442

Гар ҷон ба ҷуз ту хоҳад, аз хеш барканемаш,
В-ар чарх саркаш ояд, бар ҳамдигар занемаш!
Гар рахти хеш хоҳад, мо рахти ӯ диҳемаш,
В-ар қалъаҳо дарояд, вайронаҳо кунемаш!
Гар ин ҷаҳон чу ҷон аст, мо ҷони ҷони ҷонем,
В-ар ин фалак сар омад, мо чашми равшанемаш!
Бехи дарахт хок аст в-ин чарх шоху баргаш,
Олам дарахти зайтун, мо ҳамчу равғанемаш!
Чун ишқи Шамси Табрез оҳанрабой бошад,
Мо бар тариқи хидмат монанди оҳанемаш!

# 443

Сармаст шуд нигорам, бингар ба наргисонаш,
Мастона шуд ҳадисаш, печида шуд забонаш!
Гаҳ мефитад аз ин сӯ, гаҳ мефитад аз он сӯ,
Он кас, ки маст гардад, худ ин бувад нишонаш!
Чашмаш балои мастон, моро аз ӯ матарсон,
Ман мастаму натарсам аз чӯби шаҳнагонаш!
Ай ишқ, Иллаҳ-Иллаҳ, сармаст шуд шаҳаншаҳ,
Барчаҳ, бигир зулфаш, даркаш дар ин миёнаш!
Андешае, ки ояд дар дил зи ёр, гӯяд:
"Ҷон бар сараш фишонам, пурзар кунам даҳонаш!
Он рӯйи гулситонаш в-он булбули баёнаш
В-он шеваҳо-ш, ё Раб, то бо кӣ аст онаш?!

Ин сураташ баҳона-ст, ӯ нури осмон аст,
Бигзар зи нақшу сурат, ҷонаш хуш аст, ҷонаш!
Дайро баҳор бахшад, шабро наҳор бахшад,
Пас, ин ҷаҳони мурда зинда-ст аз он ҷаҳонаш!

# 444

Рӯҳест бенишону мо ғарқа дар нишонаш,
Рӯҳест бемакону сар то қадам маконаш!
Хоҳӣ, ки то биёбӣ, як лаҳзае маҷӯяш,
Хоҳӣ, ки то бидонӣ, як лаҳзае мадонаш!
Чун дар ниҳон-ш ҷӯйӣ, дурӣ зи ошкораш,
Чун ошкор ҷӯйӣ, маҳҷубӣ аз ниҳонаш!
Чун з-ошкору пинҳон берун шудӣ ба бурҳон,
Поҳо дароз кун хуш, мехусб дар амонаш!
Чун ту зи раҳ бимонӣ, ҷонат равона гардад,
В-он гаҳ чи раҳмат ояд аз ҷону аз равонаш?!
Ай ҳабс карда ҷонро, то кай кашӣ инонро?!
Дартоз дар ҷаҳонаш, аммо надарҷаҳонаш!
Бе ҳирс кӯб пойе аз кӯрии ҳасадро,
Зеро ҳасад нагӯяд аз ҳирс тарҷумонаш!
Охир, зи бахри ду нон то кай давӣ чу дунон?!
В-охир зи бахри се нон то кай хурӣ синонаш?!

# 445

Сад сол агар гурезиву н-ойӣ, бутo, ба пеш,
Барҳам занем кори туро ҳамчу кори хеш!
Магрез, ки зи чанбари чархат гузаштанист,
Гар шери шарза бошиву гар сифла говмеш!
Тан дунбалест бар китфи ҷон баромада,
Чун пур шавад, тиҳӣ шавад охир зи захми неш!
Ай шод ботиле, ки гурезад зи ботиле,
Бар ишқи Ҳақ бичафсад бе самғу бе ширеш!
Газ мекунанд ҷомаи умрат ба рӯзу шаб,
Ҳам охир орад ӯро ё рӯз, ё шабеш!
Бечора одаме, ки забун аст ишқро,
Зафт омад ин сувор бар ин асби пуштреш!
Хомӯш бошу дар хамушӣ гум шав аз вуҷуд,
К-он ишқрост куштани ушшоқ дину кеш!

# 446

Ойинаам ман, ойинаам ман, то ки бидидам рӯйи чу моҳаш,
Чашми ҷаҳонам, чашми ҷаҳонам, то ки бидидам чашми сиёҳаш!
Чарху замин шуд, чарху замин шуд ҷаннати маъво, роҳати ҷонҳо,
То ки баромад, то ки баромад бар кӯҳи ҷуде хайлу сипоҳаш!
Пуштқавӣ шуд, пуштқавӣ шуд ахтари давлат, адлу иноят,
Чун нашавад шаҳ, чун нашавад шаҳ, он ки ту бошӣ пушту паноҳаш?!
Шӯразамине, шӯразамине, к-аз ту кашад ӯ оби баҳорӣ,
Сабзтар омад, сабзтар омад аз ҳама ҷоҳо кишту гиёҳаш!
Рӯйи чу моҳат, рӯйи чу моҳат баст гарав дӣ бо маҳу ахтар,
Гашт гаравгон, гашт гаравгон моҳу саморо зулфи сиёҳаш!

Силсилаҷунбон, силсилаҷунбон гашт, бародар, ин дили Маҷнун,
Чун бинашӯрад, чун бинашӯрад?! Он Маҷнункуш шуд
сари моҳаш!

Дам мазан, ай ҷон, дам мазан, ай ҷон, бархур, к-омад
рӯзи муборак,

Кист муборак, кист муборак?! Он ки бибинад ҳам зи пагоҳаш!

# 447

Мо ба Сулаймон хушем, деву парӣ, гӯ, мабош,
Ҳусни ту аз ҳад гузашт, шевагарӣ, гӯ, мабош!
Ҳаст, дурусти дилам, миҳри туйӣ ҳосилам,
Ҷони заринам бас аст, муҳри зарӣ, гӯ, мабош!
Ишқ кадом оташ аст, к-ӯ ҳамаро дилкаш аст?!
Чокарии ӯ хуш аст, мулку сарӣ, гӯ, мабош!
Баркан аз кор ту даст ба якбор ту,
Хушк лабам дор ту, ҳеч тарӣ, гӯ, мабош!
Ҷони ман аз ҷони ишқ шуд ҳамагӣ кони ишқ,
Ҳамраҳи мардони ишқ моданарӣ, гӯ, мабош!
Сояи ту пешу пас ҷони маро дастрас,
Сояи он нахл бас, борварӣ, гӯ, мабош!
Ҷони сафо Шамси дин, аз Табрезӣ чу Чин,
Аз ту маро ғайри ин пардадарӣ, гӯ, мабош!

# 448

Чун бизанад гарданам, саҷда кунад гарданаш,
Шер хурад хуни ман, завқи ман аз хӯрданаш!
Ҳин, ҳала, шери шикор, панҷа зи ман бармадор,
Ин ки ҳазорон ҳазор миннати он бар манаш!
Пухта хурад пухтахор, хом хурад ишқи ёр,
Хом манам, ай нигор, ки натавон пухтамаш!
Ай ту дуҳул зан ба қул, банда туро чун дуҳул,
Дар ту даровехта, ҳамчу дуҳул мезанаш.
Гӯши ҳама сархушон ишқ кашад каш-кашон,
Ишқи ту Довуди туст, мум шуда оҳанаш!
Дил ҳама молу ақор121 харҷ кунад дар қимор,
Чунки бараҳна шавад, чарх диҳад махзанаш!
Дил зи сухан мол-мол хост задан парру бол,
Парри ту нури камол кард чунин алканаш!122

# 449

Хоҷа, ғалат кардайӣ дар сифати ёри хеш,
Сустгумон будаӣ оқибати кори хеш!
Дар ҳаваси гулрухон сустзанах гаштайӣ,
Ҳой, агар дидайӣ рӯйи чу гулнори хеш!
Роҳзанон ишқро марг лақаб кардаанд,
То ту билангӣ зи бим аз раҳу рафтори хеш!
Гӯш биниҳ, то ки ман ҳалқа ба гӯшат кунам,
Ҳастам аз он ҳалқа ман сер зи гуфтори хеш!

---

[121] Сармояи ғайриманқул.

[122] Забонгирифта, тутила.

Пеши ман о, ки хушам, то ба барат даркашам,
Чун зи туам мерасад туҳфаи дилдори хеш!

## 450

Ёр даромад зи боғ бехуду сармаст дӯш,
Тавбакунон тавбаро сел бибурдаст дӯш!
Ошиқи садсолаам, тавба куҷо, ман куҷо?!
Тавбаи садсоларо ёр даришкаст дӯш!
Бодаи хилватнишин дар дили хум маст шуд,
Хилвати тавбашикан маст бурун ҷаст дӯш!
Валвала дар кӯ фитод, ақл даромад, ки дод,
Муҳтасиби ақлро даст фурӯ баст дӯш!

## 451

Боз даромад табиб аз дари Айюби хеш,
Юсуфи Канъон расид ҷониби Яъқуби хеш.
Баҳри сафар сӯйи ёр хона барандохт дил,
Дид, ки худ буд дил хонаи маҳбуби хеш.
Дил чу фано шуд, дар ӯ монд вай, ӯ кашф шуд,
Он чи бигуфт ӯ: "Манам толибу матлуби хеш!
Шукр, ки Исо расид, озари мо зинда шуд,
Шукр, ки Мӯсо намуд муъҷизаи хуби хеш!
Шукр, ки Мӯсо бираст аз ҳама фиръавниён,
Шукр, ки ошиқ расид дар канафи[123] хуби хеш!
Шукр, ки хуршеди ишқ аз суйи Машриқ битофт,
Дар дилу ҷонҳо фиканд оташу ошӯби хеш!
Шукр, ки соқии ғайб шуст ба май ҷумла айб,
Шукр, ки толиб раҳид аз ғами дилкӯби хеш!

## 452

Ҷони ман аст ӯ, ҳай мазанедаш!
Они ман аст ӯ, ҳай мабаредаш!
Оби ман аст ӯ, нони ман аст ӯ,
Масал надорад боғи умедаш!
Боғу ҷинонаш, оби равонаш,
Сурхии себаш, сабзии бедаш!
Муттасил аст ӯ, муътадил аст ӯ,
Шамъи дил аст ӯ, пеш кашедаш!
Ҳар ки зи ғавғо в-аз сари савдо
Сар кашад ин ҷо, сар бибуредаш!
Ҳар ки зи саҳбо орад сафро,
Косаи сикбо пеш ниҳедаш!
Ом биёяд, хос кунедаш,
Хом биёяд, ҳам бипазедеш!
Нак шаҳи ҳодӣ з-он сӯйи водӣ
Ҷониби шодӣ дод нуведаш!
Дод закоте, оби ҳаёте,
Шохи наботе, то бимазедаш!
Бода чу хурд ӯ, Хомуш кард ӯ,
Заҳмат бурд ӯ, то талабедаш!

[123] Паногоҳ; кишвар.

# 453

Нидо расид ба ошиқ зи олами розаш,
Ки ишқ ҳаст Буроқи Худой, метозаш!
Таборакаллаҳ, дар хокиён чӣ бод афтод,
Чу оби лутф бичӯшид з-оташи нозаш?!
Гирифт шакли кабӯтар зи моҳ то моҳӣ,
Зи ишқ он ки дарояд ба чангали бозаш!
Гирифт чиҳраи ушшоқ рангу сиккаи зар,
Зи ишқи заргари мову зи лаззати гозаш!
Дар он ҳаво, ки ҳавову ҳавас аз ӯ хезад,
Чи дид мурғи дил аз мо, зи чист парвозаш?!
Гаҳе ки мурғи дили мо бимонд аз парвоз,
Кӣ баст шаҳпар ӯро, кӣ бурд ангозаш?
Магӯ, ки ғайрат ҳар лаҳза даст мехояд,
Ки шарм дор зи ёру зи ишқи таннозаш!
Зи ғайраташ гила кардам, ба ханда гуфт маро,
Ки ҳар чи банд кунад ӯ туро, барандозаш!

# 454

Мабод бо каси дигар санову дашномаш,
Ки ҳар ду оби ҳаёт аст: пухтаву хомаш.
Хумори бодаи ӯ хуштар аст ё мастӣ,
Ки бод то ба абад ҷонҳои мо ҷомаш!
Ситам зи адл надонам зи мастии ситамаш,
Маро мапурс зи адлу зи лутфу инъомаш!
Ҷафои ӯ, ки равони гурезпойи маро
Ҳарифи мурғи вафо кард донаву домаш!
Басе баҳона равонам намуд, то наравад,
Кашид ҷониби иқбол кому нокомаш!
Тараб нахоҳад он кас, ки дарди ӯ бишнохт,
Нишон намонад ӯро, ки бишнавад номаш!

# 455

Тавбаи ман дуруст нест, хамӯш,
Мани бетавбаро ба кас мафурӯш!
Бандаи айбнокро бимарон,
Раҳмати хешро аз ӯ бимапӯш!
Ту самеъи замиру фикриву мо
Лаб бибаста ҳамезанем хурӯш!
Ҳар ғаму шодие, ки сурат баст,
Пеши тасвират аст хидматкӯш!
Нақш таслим гашта пеши қалам,
Гаҳ палангаш куниву гоҳе муш!
Менамояд фасурда ҳар чизам,
Ҳамчу деганд ҳар яке дар ҷӯш!
Мезанад наъраҳои пинҳонӣ,
Зарра-зарра чу мурғи марзангӯш!
Вақт омад, ки бишнавед асрор,
Мекушояд Худо шуморо гӯш!
Вақт омад, ки сабзпӯшон низ
Даррасанд аз равоқи арзақпӯш!

# 456

Биё, биё, ки туйӣ ҷони ҷони ҷони самоъ,
Ҳазор шамъи мунаввар ба хонадони самоъ!
Чу сад ҳазор ситора зи туст равшандил,
Биё, ки моҳи тамомӣ дар осмони самоъ!
Биё, ки ҷону ҷаҳон дар рухи ту ҳайрон аст,
Биё, ки булъаҷабӣ нек дар ҷаҳони самоъ!
Биё, ки бе ту ба бозори ишқ нақде нест,
Биё, ки чун ту зареро надид кони самоъ!
Биё, ки бар дари ту шистаанд муштоқон,
Зи боми хеш фурӯ кун ту нардбони самоъ!
Биё, ки равнақи бозори ишқ аз лаби туст,
Ки шоҳидест ниҳонӣ дар ин дукони самоъ!
Биёр қанди маъонӣ зи Шамси Табрезӣ,
Ки бозмонд зи ишқи лабаш даҳони самоъ!

# 457

Мадорам як замон аз кор фориғ,
Ки гардад одаме ғамхор фориғ!
Чу фориғ шуд, ғам ӯро сухра гирад,[124]
Мабодо ҳеч кас, ай ёр, фориғ!
Қаландар гарчи фориғ менамояд,
Валекин нест дар асрор фориғ!
Зи аввал мекашад ӯ хори бисёр,
Ҳама гул гашту гашт аз хор фориғ!
Чу мӯре донаҳо анбор мекард,
Сулаймон шуд аз он анбор фориғ!
Чу дарёест ӯ пуркору бекор,
Аз ӯ гиранду ӯ з-ӣсор фориғ!
Қаландар ҳаст дар киштӣ нишаста,
Равон дар роҳу аз рафтор фориғ!
Дар ин ҳайрат басе бинӣ, дар ин роҳ
Зи киштиву зи дарёбор фориғ!
Ба ёди баҳр маст аз ваҳми киштӣ,
Нишаста аҳмақе бисёр фориғ!

# 458

Гар ту танг ойӣ зи мо, зӯтар[125] бурун рав, ай ҳариф,
К-аз турушрӯйӣ ҳамеранҷад дилороми зариф.
Гар ҳаме инкори худ пинҳон кунӣ, бар рӯйи ту
Менамояд душманиҳо бар рухи ту лиф, лиф!
Рӯзгардак бар рухи домод мебошад нишон
Аз ҷамоли ӯ, ки номаш кард румӣ ниф, ниф!
Чун худованд Шамси дин чавгон занад, ёраш куҷост?!
В-ар бар асби фазл биншинад, куҷо дорад радиф?!
Хону базми ҳар ду олам назди базми Шамси дин
Чун яке косай пурошу бар сари ӯ як рағиф.[126]

---

[124] Масхара кунад.

[125] Зудтар, фавран, тезтар.

В-он рағифу ошу коса садқаи Табрез дон
Аз камолу ҳурмати шаҳри Шаҳаншоҳи Шариф!

# 459

Гар хумор орад судоъе бар сари савдои ишқ,
Даррасад дар ҳин мадад аз соқии саҳбои ишқ.
В-ар бидаррад табли шодӣ лашкари ушшоқро,
Муждаи инно фатаҳно дардамад сурнои ишқ.
Заҳр андар коми ошиқ шаҳд гардад дарзамон
З-он шакарҳое, ки рӯяд ҳар дам аз найҳои ишқ.
Як замон абре биёяд, то бипӯшад моҳро,
Абрро дар ҳин бисӯзад барқи ҷонафзои ишқ.
Дар миёни реги сӯзон, дар тариқи бодия,
Бонгҳои раъд, бинӣ, мезанад саққои ишқ.
Соқиё, аз баҳри ҷонат соғаре бар халқ рез,
Ё сало дардиҳ ба сӯйи қомати волои ишқ!
Шамси Табрез ар битобад аз қибоби рашки Ҳақ,
Қуббаҳои мавҷ хезад он дам аз дарёи ишқ.127

# 460

Ай нотиқи илоҳӣ в-ай дидаи ҳақойиқ,
З-ин қулзуми пуроташ, ай чораи халойиқ!
Ту бас қадим пирӣ, бас шоҳи беназирӣ,
Ҷонро ту дастгирӣ аз офати алойиқ.
Дар роҳи ҷонсупорӣ ҷонҳо туро шикоре,
Оваҳ, к-аз ин шикорон то ҷони кист лойиқ!
Махлуқ худ кӣ бошад, к-аз ишқи ту билофад?!
Ай ошиқи ҷамолат нури ҷалоли холиқ!
Гӯйӣ чи чора дорам, к-он ишқро шикорам,
Бемори ишқи зорам, ай ту табиби ҳозиқ!
Лутфи ту гуфт: "Пеш о!" Қаҳри ту гуфт: "Пас рав!"
Моро яке хабар кун, к-аз ҳар ду кист содиқ!
Ай офтоби ҷонҳо, ай Шамси Ҳаққи Табрез,
Ҳар зарра аз шуъоъат ҷони латифи нотиқ!

# 461

Боз аз он кӯҳи Қоф омад Анқои ишқ,
Боз баромад зи ҷон наъраву ҳайҳои ишқ!
Боз баровард ишқ сар ба мисоли наҳанг,
То шиканад завраќи ақл ба дарёи ишқ!
Сина кушодаст факр ҷониби дилҳои пок,
Дар шиками Тур бин синаи Синои ишқ!
Мурғи дили ошиқон боз пари нав кушо,
К-аз қафаси сина ёфт олами паҳнои ишқ!
Ҳар нафас ояд нисор бар сари ёрони кор,
Аз бари ҷонон, ки ӯст ҷону дилафзои ишқ!
Фитнанишон ақл буд, рафту ба як сӯ нишаст,
Ҳар тараф акнун, бибин, фитнаи дарвои ишқ!

---

126 Гирдаи нон.

127 Ҷамъи қубба; гунбад, нӯги гунбад; киноя аз иртифоъу баландӣ.

Ақл бидид оташе, гуфт, ки ишқ асту не,
Ишқ бибинад магар дидаи бинои ишқ?!
Ишқ нидои баланд кард ба овози паст,
К-ай дил, боло бипар, бингар болои ишқ!
Бингар дар Шамси дин - хусрави табрезиён,
Шодии ҷонҳои пок, дидаи дилҳои ишқ!

# 462

Андар о, бо мо нишон диҳ ростак,
Моҷароро дар миён ниҳ ростак!
Чун камонӣ бо ман, охир, пеш о,
Ҳамчу тире, к-ояд аз раҳ ростак!
Ай фузулӣ, сӯ ба сӯ чандин маҷаҳ,
В-ар ҷаҳӣ, боре бурун ҷаҳ ростак!
Диҳхудое нест ҷуз ту ҳеч кас,
К-ӯ бигӯяд ҳоли ин диҳ ростак!
Чун ту одина нахоҳӣ омадан,
Ваъдамон диҳ рӯзи шанбиҳ ростак!
Дар дурӯғу макр завқе ҳаст, лек
Он намеарзад, ҳамон биҳ ростак!
Гар бидидӣ Шамси Табрезӣ, бигӯ:
"Як нишон бо киҳтарин киҳ ростак!".

# 463

Ай зарифи ҷаҳон, салом алайк!
Ай ғариби замон, салом алайк!
Ай саломи ту дарнагунҷида
Дар хами осмон, салом алайк!
Дӣ, ки бигзашт, рӯй вопас кард,
К-ай зи ҳиҷрат фиғон, салом алайк!
Рӯзи фардо зи ишқи ту гӯяд:
"Зӯтарам даррасон салом алайк!".
Гӯши пинҳон куҷост, то шунавад
Аз ҷаҳони ниҳон салом алайк?!
Ҳар саломе, ки дар ҷаҳон шунавӣ,
Чун садоест з-он салом алайк!
З-ин садо даргузар баробари кӯҳ,
То бибинӣ аён салом алайк!
Ман зи ғайрат саломи ту пӯшам,
То надонад даҳон, салом алайк!
Чун бибастам даҳон, саломат шуд
Ҷониби гулситон, салом алайк!
Ай салоҳи ҷаҳон, Салоҳуддин,
Бар ту то ҷовидон салом алайк!

# 464

Ишқ хомуш турфатар ё нуктаҳои чанг - чанг?!
Оташи сода аҷабтар ё рухи ман ранг - ранг?!
Барқи он рухро чи нисбат бо рухони зард - зард?!
Тунги шаккарро чи нисбат бо дили бас танг - танг?!
Маҳ барои Муштарӣ бар тахти дил, бар тахти - дил,
Сад ҳазорон ҷони ҳайрон гирди тахташ данг - данг!
Кӯҳи Тури ҷонҳо савдои ӯ, савдои ӯ,

Андар он куҳ баҳри лаълаш меҷаҳад ҷон санг - санг.
Сайқали ишқи варо бигзин, ки то з-ойинаат
Зуд биздояд ба лутфи хештан ӯ ранг - ранг!

# 465

Ошиқиву онгаҳонӣ ному нанг?!
Ӯ нашояд, ишқро диҳ санг, санг!
Гар зи ҳар чизе билангӣ, дур шав,
Роҳи дуру санглоху ланг-ланг?!
Марг агар мард аст, ояд пеши ман,
То кашам хуш дар канораш танг-танг!
Ман аз ӯ ҷоне барам бе рангу бӯ,
Ӯ зи ман далқе ситонад ранг-ранг!
Ҷавру зулми дӯстро бар ҷон биниҳ,
В-ар нахоҳӣ, пас салои ҷанг-ҷанг!
Гар намехоҳӣ тароши сайқалаш,
Бош чун ойинаи пурзанг, занг!
Дастро бар чашми худ ниҳ, гӯ ба чашм,
Чашм бикшо, хира мангар данг-данг!

# 466

Ҳариф ҷанг гузинад, ту ҳам даро дар ҷанг,
Чу саг судоъ диҳад, тан мазан, баровар санг!
Ба пеш ойу чунин хешро халова128 макун,
Ки ин-т гӯяд, гӯл асту он-т гӯяд, данг!
Чи даст бошад, к-аз рӯ магас надонад ронд,
Зи сусттабъӣ кирме намоядаш чу паланг?!

# 467

Ҳар ки дар ӯ нест аз ин ишқ ранг,
Назди Худо нест ба ҷуз ҷӯбу санг!
Ишқ баровард зи ҳар санг об,
Ишқ тарошид зи ойина занг!
Куфр ба ҷон омаду имон ба сулҳ,
Ишқ бизад оташ дар сулҳу ҷанг!
Ишқ кушояд даҳан аз баҳри дил,
Ҳар ду ҷаҳонро бихурад чун наҳанг!
Ишқ чу шер аст, на макру на рев,
Нест гаҳе рӯбаҳу гоҳе паланг!
Чунки мадад бар мадад ояд зи ишқ,
Ҷон бираҳад аз тани торику танг!
Ишқ зи оғоз ҳама ҳайрат аст,
Ақл дар ӯ хираву ҷон гашта данг!
Дар Табрез аст дилам, ай сабо,
Хидмати моро бирасон бедаранг!

# 468

Ин булъаҷаб, к-андар хазон шуд офтоб андар Ҳамал,

---

[128] Гилоба, лойоба; чиркин, ғажд.

Хунам ба ҷӯш омад, кунад дар ҷӯйи тан рақсулҷамал!
Ин рақси мавҷи хун нигар, саҳро пур аз Маҷнун нигар
В-ин ишрати бечун нигар эман зи шамшери аҷал!
Мурдор ҷонӣ мешавад, пирӣ ҷавонӣ мешавад,
Мис зарри converted конӣ мешавад дар шаҳри мо ниъмулбадал!
Шаҳре пур аз айшу фараҳ бар дасти ҳар масте қадаҳ,
Ин сӯй нӯш, он сӯй саҳ, ин ҷӯйи ширу он асал!
Дар шаҳр як султон бувад в-ин шаҳр пурсултон, аҷаб?!
Бар чарх як моҳ аст бас в-ин чарх пурмоҳу Зуҳал?!
Рав, рав табибонро бигӯ, к-он ҷо шуморо кор нест,
К-он ҷо набошад иллате в-он ҷо набинад кас халал!
Не қозие, не шаҳнае, не мири шаҳру муҳтасиб,
Бар оби дарё кай равад даъвову хасмиву ҷадал?!

# 469

Ҳалқаи дил задам шабе дар ҳаваси саломи дил,
Бонг расид, кист он, гуфтам: "Ман - ғуломи дил!".
Шуълаи нури он қамар мезад аз шикофи дар
Бар дилу чашми раҳгузар, аз бари некноми дил!
Мавҷ зи рӯйи нури дил пур шуда буд кӯйи дил,
Кӯзаи офтобу маҳ гашта камини ҷоми дил.
Ақли кул ар сарӣ кунад, бо дил чокарӣ кунад,
Гардани ақлу сад чу ӯ баста ба банди доми дил.
Рафта ба чарх валвала, кавн гирифта машъала,
Халқ гусаста силсила аз тарафи паёми дил!
Нур гирифта аз бараш курсиву арши акбараш,
Рӯҳ нишаста бар дараш менигарад ба боми дил!
Нест қаландар аз башар, нак ба ту гуфт мухтасар:
Ҷумла назар бувад, назар, дар хамушӣ каломи дил!
Ҷумлаи кавн масти дил, гашта забун ба дасти дил,
Марҳалаҳои нуҳ фалак ҳаст, яқин, ду гоми дил!

# 470

Бақо андар бақо бошад тариқи камзанон, ай дил,
Яқин андар яқин омад қаландар, бегумон, ай дил!
Ба ҳар лаҳза зи тадбире ба иқлиме равад мире,
Зи ҷоҳу қуввати пире, ки бошад ғайбдон, ай дил!
Куҷо бошед соҳибдил ду рӯз андар яке манзил,
Чу ӯро сер шуд ҳосил аз он сӯйи ҷаҳон, ай дил!
Чу бигзаштӣ ту гардунро, бидидӣ баҳри пурхунро,
Бибин ту моҳи бечунро ба шаҳри ломакон, ай дил!
Забуни он кашиш бошад касе, к-он раҳ хушаш бошад,
Равонаш пурчашиш бошад, зиҳӣ ҷону равон, ай дил!
Диҳад нуре табиъатро, диҳад доде шариъатро,
Чу биспорад вадиъатро, бидон сарҳадди ҷон, ай дил!
Шунудӣ Шамси Табрезӣ, гумон бурдӣ аз ӯ чизе,
Яке сирре диломезе, туро омад аён, ай дил!

# 471

Имрӯз, биҳамдуллаҳ, аз дӣ батар аст ин дил,
Имрӯз дар ин савдо ранге дигар аст ин дил!
Дар зери дарахти гул, дӣ бода ҳамехӯрд ӯ,
Аз хӯрдани он бода зеру забар аст ин дил!

Азбаски найи ишқат нолид дар ин парда,
Аз завқи найи ишқат ҳамчун шакар аст ин дил!
Банди камарат гаштам, ай шуҳрақабои ман,
То баста ба гирди ту ҳамчун камар аст ин дил!
Аз парвариши обат, ай баҳри ҳаловатҳо,
Ҳамчун садаф аст ин тан, ҳамчун гуҳар аст ин дил!
Чун хонаи ҳар муъмин аз ишқи ту вайрон шуд,
Ҳар лаҳза дар ин шӯриш бар бому дар аст ин дил!
Шамсулҳақи Табрезӣ тобанда чу хуршед аст
В-аз тобиши хуршедаш ҳамчун саҳар аст ин дил!

# 472

Сад ҳазорон ҳамчу мо ғарқа дар ин дарёйи дил,
То чи бошад оқибатшон вохи дил, ай вохи дил!
Гар амон хоҳӣ, амоне надҳатат он беамон,
Мекашад ҷонро аз ин гил то ба сар болойи дил!
Ҳар навоҳӣ фавҷ-фавҷ андар гаве ё пуштае,
Гоҳ пушта, гоҳ гав аз чист?! Аз ғавғойи дил!
Қулзуми рӯҳ аст дил ё киштии Нӯҳ аст дил?!
Мавҷ-мавҷи хун фарози ҷӯшишу гармойи дил.
Шӯри майнӯшон нигар в-он нури хомӯшон нигар,
Ҷумлагӣ саргашти он, к-ӯ мурд андар пойи дил!
Гирди модар мепарӣ, ай рашки Моҳу Муштарӣ,
Омадӣ, то дил барӣ, ай Қофу ай Анқойи дил!
Ай, ки колева нагаштӣ дар ҷаҳон бо парри ҷон,
Ҳеч дидӣ шевае ту лойиқи савдои дил?!

# 473

Рафт умрам дар сари савдойи дил
В-аз ғами дил нестам парвойи дил!
Дил ба қасди ҷони ман бархоста,
Ман нишаста, то чӣ бошад ройи дил!
Дил зи ҳалқай дин гурезад, з-онки ҳаст
Ҳалқаи зулфайни хубон ҷойи дил!
Гирди ӯ гардам, ки дилро гард кард,
К-ӯ расад фарёдам аз ғавғойи дил!
Хоби шаб бар чашми худ кардам ҳаром,
То бибинам субҳдам симойи дил!
Қадди ман ҳамчун камон шуд аз рукӯъ,
То бибинам қомату болойи дил!
Он ҷаҳон як тобиш аз хуршеди дил
В-ин ҷаҳон як қатра аз дарёйи дил!
Лаб бибанд, эро ба гардун мерасад
Бе забон ҳайҳойи дил, ҳайҳойи дил!

# 474

То назанад офтоб хаймаи нури ҷалол,
Ҳалқаи мурғони рӯз кай бизанад парру бол?!
Аз назари офтоб гашт замин лолазор,
Хона нишастан кунун ҳаст вуболу вубол!
Теғ кашид офтоб, хуни шафақро бирехт,
Хуни ҳазорон шафақ талъати ӯро ҳалол!
Чашм кушо, ошиқо, бар фалаки ҷон, бибин,

Сурати ӯ чун қамар, қомати ман чун ҳилол!
Арза кунад ҳар даме соғари ҷоми бақо,
Шиша шудам ман зи лутф, соғари ӯ мол-мол!
Чашм пур аз хоб буд, гуфтам: "Шоҳо, шаб аст!",
Гуфт, ки бо рӯйи ман шаб бувад инак муҳол!
То ки кабуд аст субҳ, рӯз бувад дар гумон,
Чунки бишуд ним рӯз, нест дигар қилу қол!
Тез назар кун ту низ дар рухи хуршеди ҷон,
В-аз назари ман нигар, то ту бибинӣ ҷамол!
Дар ламаъи курси ӯ сурати шаҳ Шамси дин,
Зинати Табрез, к-ӯст саъди муборак ба фол!

# 475

Чанд аз ин қилу қол?! Ишқ парасту бибол,
То ту бимонӣ чу ишқ дар ду ҷаҳон безавол!
Чанд кашӣ бори ҳаҷр, ғуссаву темори ҳаҷр,
Хоса, ки минқори ҳаҷр канд туро парру бол!
Оҳ зи нафси фузул, оҳ зи заъфи уқул,
Оҳ зи ёри малул, чанд намояд малол?!
Он ки ҳамехонамаш ҳаҷр, намедонамаш,
То ки битарсонамаш аз ситаму аз вубол!
Ҷумла суолу ҷавоб з-ӯст, манам чун рубоб,
Мезанадам ӯ шитоб захма, ки яъне бинол!
Як дам бонги наҷот, як дам овози мот
Мезанад он хушсифот бар ману бар васфи ҳол!
"Туслиҳу мизонано, туҳсину алҳонано,
Тузҳибу ахзонано, анта шавидулмиҳол!".

# 476

Ду чашм агар бикушодӣ ба офтоби висол,
Баро ба чархи ҳақойиқ, дигар магӯ зи хаёл!
Ситораҳо бинигар аз варои зулмату нур,
Чу зарра рақскунон дар шуъоъи нури ҷалол!
Агарчи зарра дар он офтоб дарнарасад,
Вале зи тоби шуъоъаш шаванд нури хисол!
Ҳар он диле, ки ба хидмат хамид чун абрӯ,
Кушод аз назараш сад ҳазор чашми камол!
Даҳон бибанд зи ҳоли дилам, ки бо лаби дӯст
Худой донад, к-ӯро чи воқиъа-сту чи ҳол?!
Макун ишорат сӯйи дилам, ки дил он нест,
Мапар ба сӯйи ҳумоёни шаҳ бад-он пару бол!
Ҷароҳати ҳамаро аз намак бувад фарёд,
Маро фироқи намакҳо-ш шуд вубол, вубол!
Чу мулк гашт висолат зи Шамси Табрезӣ,
Намонд ҳиляи129 ҳолу на илтифот ба қол!

# 477

Агар дарояд ногаҳ санам, зиҳӣ иқбол!
Чу дар бутон занад оташ бутам, зиҳӣ иқбол!
Чунон ки дӣ зи ҷамолаш ҳазор тавба шикаст,

[129] Зебу зинат, оройиш.

Агар расад аҷаб имрӯз ҳам, зиҳӣ иқбол!
Нишастаанд дар уммеди ӯ қатор, қатор,
Агар зи лутф намояд карам, зиҳӣ иқбол!
Миёни лашкари ҳиҷрон, ки теғ дар теғ аст,
Сипоҳи васл барорад алам, зиҳӣ иқбол!
Ҳазор гул бинамояд, ки хор маст шавад,
Ҳазор ханда барорад зи ғам, зиҳӣ иқбол!
Ба рағми ҳирси шикамхор хон ниҳад то дил,
Ҳазор коса кашад бе шикам, зиҳӣ иқбол!
Чу ишқ даст барорад, сабук шавад қолаб,
Давад ба гирди фалак бе қадам, зиҳӣ иқбол!
Чу субҳдам бирасад шоҳ Шамси Табрезӣ,
Чу офтоби ҷаҳон беҳушам, зиҳӣ иқбол!

# 478

Паём кард маро бомдод баҳри асал,
Ки мавҷ-мавҷи асал бин ба чашми халқ ғазал!
Ба рӯзадор наояд зи об ҷуз бонге,
Валек оқибат он бонг ҳам расад ба амал!
Самоъ шарфаи об асту ташнагон дар рақс,
Ҳаёт ёбӣ аз ин бонги об ақалла ақал!
Бигӯяд об: "Зи ман рустайӣ, ба ман ойӣ,
Ба охир он ҷо ойӣ, ки будайӣ аввал!
Ба ҷону сар, ки аз ин об бар сар ар резад,
Ҳазор турра бирӯяд зи мушк бар сари кал!
Шаробхор, ки н-омехт бо шароб ин об,
Кашад хумори паёпай, ту бош лотаъҷал!

# 479

Зи худ шудам зи ҷамоли пур аз сафо, ай дил!
Бигуфтамаш, ки зиҳӣ хубии Худо, ай дил!
Ғуломи туст ҳазор офтобу чашму чароғ,
Зи партави ту зулол аст ҷонҳо, ай дил!
Ниҳоятест, ки хубӣ аз он гузар накунад,
Гузашт ҳусни ту аз ҳадду мунтаҳо, ай дил!
Париву дев ба пеши ту бастаанд камар,
Малик суҷуд кунад в-ахтару само, ай дил!
Кадом дил, ки бар ӯ доғи бандагии ту нест?!
Кадом доғи ғаме, к-аш найӣ даво, ай дил?!
Ба ҳукми туст ҳама ганҷҳои ламязалӣ,
Чи ганҷҳо, ки надорӣ ту дар фано, ай дил?!
Назар зи сӯхтагон вомагир, к-аз назарат
Чи Кавсар асту даво дафъи сӯзро, ай дил!
Бигуфтам: "Ин маҳ монад ба Шамси Табрезӣ!",
Бигуфт дил, ки куҷой аст то куҷо, ай дил?!

# 480

Ай осмон, ин чарх ман з-он моҳрӯ омӯхтам,
Хуршеди ӯро зарраам, ин рақс аз ӯ омӯхтам!
Ай маҳ ниқоби рӯйи ӯ, ай об ҷон дар ҷӯйи ӯ,
Бар рӯ давидан сӯйи ӯ з-он оби ҷӯ омӯхтам!
Гулшан ҳамегӯяд маро, к-ин нофа чун дуздидайӣ?!
Ман шериву нофабарӣ з-оҳӯи хӯ омӯхтам!

Аз боғу аз арҷуни ӯ в-аз турраи майгуни ӯ
Инак расанбозии хуш ҳамчун каду омӯхтам!
Аз нақшҳои ин ҷаҳон ҳам чашм бастам, ҳам даҳон,
То нақшбандии аҷаб бе рангу бӯ омӯхтам!
Дидам кушоди доди ӯ в-он ҷуду он эҷоди ӯ,
Ман додани ҷон дам ба дам з-он додхӯ омӯхтам!
Дар хоб бе сӯ меравӣ, дар кӯй бе кӯ меравӣ,
Шаш сӯ марав в-аз сӯ магӯ, чун ғайри сӯ омӯхтам!

## 481

Омад хаёли хуш, ки ман аз гулшани ёр омадам,
Дар чашми масти ман нигар, к-аз кӯйи хаммор омадам.
Сармояи мастӣ манам, ҳам дояи ҳастӣ манам,
Боло манам, пастӣ манам, чун чархи даввор омадам!
Онам, к-аз оғоз омадам, бо рӯҳи дамсоз омадам,
Баргаштаму боз омадам, бар нуқта паргор омадам!
Гуфтам: "Биё, шод омадӣ, додам бидиҳ, дод омадӣ",
Гуфто: "Бидидӣ доди ман, к-аз баҳри ин кор омадам!"
Ҳам ман маҳу маҳтоби ту, ҳам гулшану ҳам оби ту,
Чандин раҳ аз иштоби ту бе кафшу дастор омадам!
Фархунданомӣ, ай писар, гарчи ки хомӣ, ай писар,
Талхӣ макун, зеро ки ман аз лутфи бисёр омадам!
Хандон даро, талхӣ бикаш, шобош, ай талхии х(в)аш,
Гулҳо диҳам гарчи ки ман, аввал ҳама хор омадам!
Гул сар бурун кард аз дараҷ, к-ас-сабру мифтоҳ-ул-фараҷ,
Ҳар шох гӯяд лоҳараҷ, к-аз сабр дар бор омадам!

## 482

Ҳаргиз надонам рондани масте, ки уфтад бар дарам,
Дар хона гар май бошадам, пешаш ниҳам, бо вай хурам!
Масте, ки шуд миҳмони ман, ҷони ман асту они ман,
Тоҷи ману султони ман, то барнишинад бар сарам.
Ай ёри ман в-ай хеши ман, масте биёвар пеши ман,
Рӯзе, ки мастӣ кам кунам, аз умри хешам нашмарам!
Чун вақф кардастам падар бар бодаҳое ҳамчу зар,
Дар ғайри соқӣ нангарам в-аз амри соқӣ нагзарам!
Чанд озмоям хешро в-ин ҷони ақландешро,
Рӯзе, ки мастам, киштиям, рӯзе, ки оқил - лангарам!
Ку хамри тан, ку хамри ҷон, ку осмон, ку ресмон?!
Ту масти ҷоми абтарӣ, ман масти ҳавзи Кавсарам!
Масте биёяд қай кунад, масте заминро тай кунад,
Ин хору зор андар замин в-он осмон - бар муҳтарам!
Гар мастиву равшанравон, имшаб махусб, ай сорбон,
Хомӯш кун, хомӯш кун, з-ин бода нӯш, ай булкарам!

## 483

Бас ҷаҳд мекардам, ки ман ойинаи некӣ шавам,
Ту ҳукм мекардӣ, ки ман хумхонаи секӣ[130] шавам!
Хумхонаи хосон шудам, дарёи ғаввосон шудам,
Хуршеди бенуқсон шудам, то тибби ташкикӣ шавам!

[130] Сеякӣ, сеяк.

Нақши малойик сохтӣ, бар обу гил афрохтӣ,
Дурам бад-он андохтӣ, к-иксири наздикӣ шавам!
Ҳорутие афрӯхтӣ, пас ҷодуяш омӯхтӣ,
З-онам чунин месӯхтӣ, то шамъи торикӣ шавам!
Турке ҳама туркӣ кунад, тоҷик тоҷикӣ кунад,
Ман соъате туркӣ шавам, як лаҳза тоҷикӣ шавам!
Гаҳ тоҷи султонон шавам, гаҳ макри шайтонон шавам,
Гаҳ ақли чолоке шавам, гаҳ тифли чоликӣ шавам!
Хуни равиро рехтам, бо Юсуфе омехтам,
Дар рӯйи ӯ сурхӣ шавам, дар мӯ-ш борикӣ шавам!

# 484

Боз омадам, боз омадам, аз пеши он ёр омадам,
Дар ман нигар, дар ман нигар, баҳри ту ғамхор омадам!
Шод омадам, шод омадам, аз ҷумла озод омадам,
Чандин ҳазорон сол шуд, то ман ба гуфтор омадам!
Он ҷо равам, он ҷо равам, боло будам, боло равам,
Бозам раҳон, бозам раҳон, к-ин ҷо ба зинҳор омадам!
Ман мурғи лоҳутӣ будам, дидӣ, ки носутӣ[131] шудам,
Домаш надидам, ногаҳон дар вай гирифтор омадам!
Ман нури покам, ай писар, на мушти хокам, мухтасар,
Охир, садаф ман нестам, ман дурри шаҳвор омадам!
Моро ба чашми сар мабин, моро ба чашми сир бибин,
Он ҷо биё, моро бибин, к-ин ҷо сабукбор омадам!
Аз чор модар бартарам в-аз ҳафт обо низ ҳам,
Ман гавҳари конӣ будам, к-ин ҷо ба дидор омадам!
Ёрам ба бозор омадаст, чолоку ҳушёр омадаст,
В-арна ба бозорам чӣ кор, вайро талабгор омадам!
Ай Шамси Табрезӣ, назар дар кулли олам кай кунӣ,
К-андар биёбони фано ҷону дил афгор омадам!

# 485

Боз дар асрор равам, ҷониби он ёр равам,
Наъраи булбул шунавам, дар гулу гулзор равам!
То кай аз ин шарму ҳаё, шарм бисӯзону биё,
Ҳамраҳи дил гардам хуш, ҷониби дилдор равам!
Сабр намондаст, ки ман гӯш суйи нася барам,
Ақл намондаст, ки ман роҳ ба ҳинҷор барам!
Чанг зан, ай Зуҳраи ман, то ки бар ин тантани тан,
Гӯш бар ин бонг ниҳам, дида ба дидор равам!
Хастаи дом аст дилам, бар дару бом аст дилам,
Шоҳиди дилро бикушам, сӯйи харидор равам!
Гуфт маро: "Дар чи фанӣ, кор чаро менакунӣ?",
Роҳи дуконам бинамо, то ки паси кор равам!
То ки зи худ буд хабараш, рафт дилам бар асараш,
Ку асаре аз дили ман, то ки бар осор равам?!
То зи ҳарифони ҳасад чашми баде дарнарасад,
Каф ба кафи ёр диҳам, дар канафи ғор равам!
Дарси раисони хушӣ беҳушӣ асту хамушӣ,
Дарс чу хом аст маро, бар сари такрор равам!

---

[131] Заминӣ, сифлӣ.

# 486

Ҷамъи ту дидам, пас аз ин ҳеч парешон нашавам,
Роҳи ту дидам, пас аз ин ҳамраҳи эшон нашавам!
Ай ки ту шоҳи чаманӣ, сер кунӣ сад чу мане,
Чашму дилам сер кунӣ, сухраи ин хон нашавам!
Каъба чу омад суйи ман, ҷониби Каъба наравам,
Моҳи ман омад ба замин, қосиди кайвон нашавам!
Фарбиҳу пурбоди туам, масту хушу шоди туам,
Бандаи озоди туам, бандаи шайтон нашавам!
Шоҳи заминиву замон, ҳамчу хирад фошу ниҳон,
Пеши ту, ай ҷону ҷаҳон, ҷумла чаро ҷон нашавам?!

# 487

Ҳар нафасе тозатарам, к-аз сари равзан бипарам,
Чунки баҳорам ту, шаҳӣ, боғи туам, шохи тарам!
Чунки туйӣ мир маро, дар бари худ гир маро,
Хоки ту бодо кулаҳам, дасти ту бодо камарам!
Чунки ту дасти шафақат бар сари мо доштайӣ,
Нест аҷаб, гар зи шараф бигзарад аз чарх сарам!

# 488

Тез давам, тез давам, то ба суворон бирасам,
Нест шавам, нест шавам, то бари ҷонон бирасам!
Хуш шудаам, хуш шудаам, пораи оташ шудаам,
Хона бисӯзам, биравам, то ба биёбон бирасам!
Хок шавам, хок шавам, то зи ту сарсабз шавам,
Об шавам саҷдакунон, то ба гулистон бирасам!
Чунки фитодам зи фалак, заррасифат ларзонам,
Эману беларза шавам, чунки ба поён бирасам!
Чарх бувад ҷойи шараф, хок бувад ҷойи талаф,
Бозраҳам з-ин ду хатар, чун бари султон бирасам!
Олами ин хоку ҳаво гавҳари куфр асту фано,
Дар дили куфр омадаам, то ки ба ӣмон бирасам!
Он шаҳи мавзуни ҷаҳон ошиқи мавзун талабад,
Шуд рухи ман сиккаи зар, то ки ба мизон бирасад!
Раҳмати Ҳақ об бувад, ҷуз ки ба пастӣ наравад,
Хокиву марҳум шавам, то бари раҳмон бирасам!
Ҳеч табибе надиҳад бе маразе ҳаббу даво,
Ман ҳамагӣ дард шудам, то ки ба дармон бирасам!

# 489

Кӯҳ наям, санг наям, чун ки гудозон нашавам?!
Дидам ҷамъийяти ту, чун ки парешон нашавам?!
Кӯҳ зи кӯҳе биравад, санг зи санге бишавад,
Пас, ман агар одамиям, камтар аз эшон нашавам!
Оҳану пӯлоду ҳаҷар дар кафи ту мум шавад,
Ман, ки ҳама муми туам, чун ки бад-ин сон нашавам?!

# 490

Кори маро чу ӯ кунад, кори дигар чаро кунам?!
Чунки чашидам аз лабаш, ёди шакар чаро кунам?!
Аз гулзор чун равам, ҷониби хор чун шавам?!
Аз пайи шаб чу мурғи шаб тарки саҳар чаро кунам?!
Бода агарчи мех(в)арам, ақл нарафт аз сарам,
Маҷлиси чун биҳиштро зеру забар чаро кунам?!
Чунки камар бибастаам баҳри чунон қамаррухе,
Аз пайи ҳар ситора, гӯ, тарки қамар чаро кунам?!
Бар сари чархи ҳафтумин номи замин чаро барам?!
Ғайрати ҳар фариштаам, зикри башар чаро кунам?!

# 491

Ҳар шабу ҳар саҳар туро ман ба дуъо бихостам,
То ба чи шеваҳо туро ман зи Худо бихостам?!
То шавӣ аз суҷуди ман мӯниси ин вуҷуди ман,
Худ бишуд ин вуҷуди ман, чунки туро бихостам!
Дар пайи офтоби ту соя будам зиёталаб,
Пок чу соя хӯрдиям, чунки зиё бихостам!
Оҳаниям, зи ишқи ту хоста нури ойина,
Оташу захм мехурам, чунки сафо бихостам!
Сӯйи ту чун шитофтам, ҷойи қадам наёфтам,
Пок зи ҷо бибурдиям, чун зи ту ҷо бихостам!

# 492

То ба кай, ай шакар, чу тан бе дилу ҷон фиғон кунам?!
Чанд зи баргрези ғам зард шавам, хазон кунам?!
Аз ғаму андуҳони ман сӯхт даруни ҷони ман,
Ҷумла фурӯғи оташин то ба кайаш ниҳон кунам?!
Чанд зи дӯст душманӣ, ҷон шиканиву тан занӣ,
Чанд мани шикастадил навҳаи тан ба ҷон кунам?!
Мӯъмини ишқам, ай санам, наъраи ишқ мезанам,
Ҳамчу асиракон зи ғам то ба кай алъамон кунам?!
Чунки хаёли ту саҳар сӯйи ман ояд, ай қамар,
Чун гузарад зи мавҷи хун, хоса, ки хун фишон кунам?!
Санг шуд об аз ғамам, оҳ, на сангу оҳанам,
К-оташ рӯяд аз танам, чун ки ҳадиси он кунам?!
Ай Табрез, Шамси дин бо ту қарину чун қарин?!
Даври қамар агар, ҳала, бо ту яке қирон кунам?!

# 493

Ай ту бидода дар саҳар аз кафи хеш бодаам,
Ноз раҳо кун, ай санам, рост бигӯ, ки додаам?!
Гарчи бирафтӣ аз барам, он бинарафт аз сарам,
Бар сари раҳ, биё, бибин, бар сари раҳ фитодаам!
Чашми баде, ки буд маро, ҳусни ту дар ҳиҷоб шуд,
Дӯхтам он ду чашмро, чашми дигар кушодаам.
Чун бикушояд ин дилам, ҷуз ба умеди аҳди дӯст?!
Номаи аҳди дӯстро бар сари дил ниҳодаам!
Зодаи аввалам бишуд, зодаи ишқам ин нафас,
Ман зи худам зиёдатам в-он ки ду бор зодаам!
Чун зи билоди кофарӣ ишқ маро асир бурд,
Ҳамчу равони ошиқон софу латифу содаам!
Ман ба тиҳӣ расидаам, зулфи хушаш кашидаам,

Хонаи шаҳ гирифтаам, гарчи чунин пиёдаам!
Аз Табрез, Шамси дин, боз биё, маро бибин,
Мот шудам зи ишқи ту, лек аз ӯ зиёдаам!

# 494

То ки асиру ошиқи он санами чу ҷон шудам,
Дев наям, парӣ наям, аз ҳама чун ниҳон шудам?!
Барф будам, гудохтам, то ки маро замин бихӯрд,
То ҳама дуди дил шудам, то суйи осмон шудам!
Нестам аз равонҳо, барҳазарам зи ҷонҳо,
Ҷон накунад ҳазар зи ҷон, чист ҳазар, чу ҷон шудам?!
Он ки касе гумон набурд, рафт гумони ман бад-ӯ,
То ки чунин ба оқибат бар сари он гумон шудам!
Аз сари бехудӣ дилам дод гувоҳие ба даст,
Ин дили ман зи даст шуд в-он чи бигуфт, он шудам!
Ин ҳама нолаҳои ман нест зи ман, ҳама аз ӯст,
К-аз мадади майи лабаш бедилу безабон шудам!
Гуфт: "Чаро ниҳон кунӣ ишқи маро, чу ошиқӣ?!",
Ман зи барои ин сухан шуҳраи ошиқон шудам!
Ҷону ҷаҳон, зи ишқи ту рафт зи даст кори ман,
Ман ба ҷаҳон чӣ мекунам, чун ки аз ин ҷаҳон шудам?!

# 495

Гарм дарову дам мадиҳ, бода биёр, ай санам!
Лобаи банда гӯш кун, гӯш махор, ай санам!
Фавқи фалак макони ту, ҷону равон равони ту,
Ҳил тарабе, ки барканад бехи хумор, ай санам!
Ин ду ҳарифи дилситон бод қарини дӯстон,
Ҷими ҷамоли хуби ту ҷоми иқор, ай санам!
Мурғи дилам алилро, шаҳпари Ҷабраилро,
Ғайри биҳишти рӯйи ту нест матор, ай санам!
Хамри асири рӯҳро нест назир дар ҷаҳон,
Завқи канори дӯстро нест канор, ай санам!
Муъҷизи мӯсавӣ туйӣ, чун суйи баҳри ғам равӣ,
Аз таки баҳр барҷаҳад гарду ғубор, ай санам!
Ҷом пур аз иқор кун, ҷони маро сувор кун,
Зуд пиёдаро бибин, гашт сувор, ай санам!
Маркаби ман чу май бувад, ҳар адамем шай бувад,
Мӯҷиби ҳабс кай бувад воми қимор, ай санам!
Ҳин, ки фузуд шӯри ман, ҳам ту бихон Забури ман,
Кард дили шакури ман тарки шикор, ай санам!

# 496

Кашид ин дил гиребонам ба сӯйи кӯйи он ёрам,
Дар он кӯе, ки май хурдам, гарав шуд кафшу дасторам.
Зи ақли худ чу рафтам ман, сари зулфаш гирифтам ман,
Кунун дар ҳалқаи зулфаш гирифторам, гирифторам.
Чу ҳар дам май фузун бошад, бибин ҳолам, ки чун бошад,
Чунон майҳои садсола, чунин ақле, ки ман дорам.
Бигӯям дар чунон мастӣ, ниҳон кун сир, зи ман растӣ,
Мусалмонон, дар ин ҳолат чи пинҳон монд асрорам?
Маро мегӯяд он дилбар, ки аз ошиқ фано хуштар,
Нигоро, чанд биштобӣ, на охир андар ин корам?

Чу абри навбаҳорӣ ман чи хуш гирёну хандонам,
Аз он майҳои корӣ ман чи хуш беҳуши ҳушёрам!
Чу Анқо кӯҳи Қоферо ту паррон бинӣ аз ишқаш,
Агар он кӣ хабар ёбад зи лаъли ёри айёрам.
Манам чун осмон дутӯ зи ишқи Шамси Табрезӣ,
Бизан ту захма оҳиста, ки то барнагсилад торам.

# 497

Зи фарзин банди он рух ман, чи шаҳмотам, чи шаҳмотам?!
Макун, ай шаҳ мукофотам, макун, ай шаҳ мукофотам!
Дилам пур гашт аз миҳре, ки бар чашм аст аз ӯ муҳре,
Агар дар пеши миҳробам вагар ганҷи хароботам!
Ба лахти ин дили пора магар раҳмат шуд овора?!
Маро фарёд рас, охир, ки дар дарёи офотам!
Чу шоҳи хушхиром омад, ҷуз ӯ бар ман ҳаром омад,
Чи бебаргам зи ҳиҷронаш, агар дар боғу ҷаннотам?!
Маро рухсори ӯ бояд, чи суд аз Моҳу Парвинам,
Чу шоми зулфи ӯ хоҳам, чи суд аз Шому Шомотам?!
Чу аз дасташ хурам бода, манам озоду озода,
Чу пеши ӯ замин бӯсам, ба болои самовотам!
Саъодатҳо, ки ман дорам зи Шамсуддини Табрезӣ,
Саъодатҳо суҷуд орад ба пеши ин саъодотам!

# 498

Турушрӯеву хашмине чунин ширин надидастам,
Зи афсунҳо-ш Маҷнунам, зи афсонҳо-ш сармастам!
Бутон бас дидаам, ҷоно, валекин не чунин зебо,
Туйӣ пайвандаму хешам, кунун дар хеш дарҷустам!
Ҳама шаб аз парешонӣ чунон будам, ки медонӣ,
Валек ин дам зи ҳайронӣ, каримо, аз дигар дастам!
Аз ин ҳолат, ки дил дорад, бигиру барҷаҳон ӯро,
Ки ман - хокӣ зи саъйи ту зи рӯйи хок барҷастам!

# 499

Агар шуд суду сармоя, чи ғамгинӣ, чу ман ҳастам?!
Баровар сар зи ҷуди ман, ки лотосу132 намудастам!
Агар фонӣ шавад олам, зи дарёе бувад шабнам,
Гар афтодаст ӯ аз худ, наяфтодаст аз дастам!
Ҷаҳон моҳӣ, адам дарё, даруни моҳӣ ин ғавғо,
Кунам сайдаш, агар гум шуд, ки ман сайёди бешастам!

# 500

Биё, бишнав, ки ман пешу паси аспат чаро гардам?!
Азеро наъли асбатро ба ҳангоми чаро гардам!
Амонӣ аз надам додӣ, на лофидӣ, на дам додӣ,
Зиҳӣ Исои дамфардам, зиҳӣ бокарру бофар дам!
Чу дахлам аз лабе додӣ, ки пок омад зи бедодӣ,
Кӣ донад вусъати харҷам, куҷо гаштаст ҳар хар Ҷам?!

---

[132] Сураи Ҳадид.

Чу дидам доду ҷуди ту, шудам маҳви вуҷуди ту,
Яке ранге баровардам, ки, гӯйӣ, боғро вардам!
Ту Довуди ҷавонмардӣ, имоми қаддируссардӣ,
Чу ман маҳсуни он сардам, бурун аз гарму аз сардам!
Чу акси ҷайши ҳусни ту тарод овард бар нақшам,
Бурун ҷастам зи фикрат ман, на дар аксам, на дар тардам!
Хамуш кун, к-андар ин водӣ шаробе буд ҷовиде,
Рувоқу дурди ӯ хӯрдам, ки ҳарду буд дархурдам!

# 501

Ту то дурӣ зи ман, ҷоно, чунин беҷон ҳамегардам,
Чу дар чархам даровардӣ, ба гирдат з-он ҳамегардам!
Чу боғи васл хушбӯям, чу оби соф дар ҷӯям,
Чу иҳсон аст ҳар сӯям, дар ин иҳсон ҳамегардам!
Маро афтод кори хуш зиҳӣ кору шикори хуш!
Чу боди навбаҳорон хуш, дар ин бустон ҳамегардам!
Чи ҷойи боғу бустонаш, ки нафрӯшам ба сад ҷонаш,
Шудам ман гӯйи майдонаш, дар ин майдон ҳамегардам!
Касе бошад малӯл, ай ҷон, ки ӯ набвад қабул, ай ҷон,
Манам оли Расул, ай ҷон, паси султон ҳамегардам!
Туро гӯям чаро мастам, зи лаълаш бӯй бурдастам,
Каланди ишқ дар дастам, ба гирди кон ҳамегардам!
Манам аз кимиёи ҷон, чи ҷойи дил, чи ҷойи ҷон?!
На чун ту осиёи нон, ки гирди нон ҳамегардам!
Қадаҳворам дар ин даврон миёни ҳалқаи мастон,
Зи дасти ин ба дасти он бад-ин дастон ҳамегардам!

# 502

Дуъогӯийст кори ман, бигӯям, то натақ дорам,
Қабули ту дуъоҳоро бар он боре чи ҳақ дорам?!
Ба гирди шамъи самъи ту дуъоҳоям хамегардад,
Аз он чун парри парвона дуъои муҳтарақ дорам.
Ба дорулкутби ҳоҷотам даро, ки баҳри исғоят
Суҳаф фавқи суҳаф дорам, варақ зери варақ дорам!
Сарам дар чарх кай гунҷад, ки сар бахшидаи фазл аст!
Дилам шод асту мегӯяд: "Ғами раббулфалақ дорам!".
Чу шохи беди андеша, зи ҳар боде агар печад,
Чу бехи сидраи хазро133 усули муттафақ дорам!

# 503

Чу омад рӯйи маҳрӯям, кӣ бошам ман, кӣ ман бошам?!
Чу ҳар хоре аз ӯ гул шуд, чаро ман ёсаман бошам?!
Чу ҳар санге асал гардад, чаро муме кунад мумӣ?!
Ҳама аҷсом чун ҷон шуд, чаро истезатан бошам?!
Яқин, ҳар чашма ҷӯ гардад, чу он оби равон омад,
Чу дар ҷилва-ст ҳусни ӯ, чи банди булҳасан бошам?!
Агарчи дар лаган будам мисоли шамъ то акнун,
Чу шамъам ҷумла гашт оташ, чаро андар лаган бошам?!
Чу аз наҳси Зуҳал растам, чи зери осмон бошам?!
Чу миҳнат чумла давлат гашт, аз чи мумтаҳан бошам?!

---

[133] Дарахти сӯзанбарги табобатӣ.

Ҳасад бар ман ҳасад дорад, маро бар кӣ ҳасад бошад?!
Зи ҷӯйи хамр чун мастам, чаро ташнай лабан бошам?!

## 504

Ба гирди дил ҳамегардӣ, чӣ хоҳӣ кард, медонам,
Чӣ хоҳӣ кард?! Дилро хуну рухро зард, медонам!
Яке бозӣ баровардӣ, ки рахти дил ҳама бурдӣ,
Чӣ хоҳӣ баъд аз ин бозӣ дигар овард, медонам!
Ба як ғамза ҷигар хастӣ, пас оташ андарун бастӣ,
Бихоҳӣ пухт, медонам, бихоҳӣ х(в)ард, медонам!
Ба ҳаққи ашки гарми ман, ба ҳаққи оҳи сарди ман,
Ки гармам пурс, чун бинӣ, ки гарм аз сард медонам!
Маро дил сӯзаду сина, туро доман, вале фарқ аст,
Ки сӯз аз сӯзу дуд аз дуд, дард аз дард медонам!
Ба дил гӯям, ки чун мардон сабурӣ кун, дилам гӯяд:
"На мардам, не зан, ар аз ғам зи зан то мард медонам!".
Дило, чун гард бархезӣ зи ҳар боде, намегуфтӣ,
Ки аз мардӣ баровардан зи дарё гард медонам?!
Ҷавобам дод дил, к-он маҳ чу ҷуфту тоқ мебозад,
Чу тарсо ҷуфт гӯям гар, зи ҷуфту фард медонам!
Чу дар шатранҷ шуд қойим бирезад нард шаш-панҷе,
Бигӯям "Моти ғам бошам, агар ин нард медонам!".

## 505

Чу раъду барқ механдад, санову ҳамд мехонам,
Чу чархи соф пурнурам, ба гирди моҳ гардонам!
Забонам уқдае дорад чу Мӯсо, ман зи фиръавнон,
Зи рашки он ки фиръавне хабар ёбад зи бурҳонам!
Фурӯ бандед дастамро, чу дарёбед ҳастамро
Ба лашкаргоҳи фиръавне, ки ман ҷосуси султонам!
На ҷосусам, на номусам, ман аз асрори қуддусам,
Раҳо кун, чунки сармастам, ки то лофе бипарронам!
Зи бода бод мехезад, ки бода бод ангезад,
Хусусан, инчунин бода, ки ман аз вай парешонам!
Ҳама зуҳҳоди оламро агар бӯйе расад з-ин май,
Чи вайронӣ падид ояд, чи гӯям ман, намедонам?!
Чи ҷойи май, ки гар бӯйе аз он анфоси сармастон
Расад дар сангу дар мармар, билофад, к-оби ҳайвонам!
Вуҷуди ман азабхона-сту он мастон дар ӯ ҷамъанд,
Дилам ҳайрон, к-аз эшонам, аҷаб, ё худ ман эшонам!
Агар ман ҷинси эшонам, вагар ман ғайри эшонам,
Намедонам, ҳамин донам, ки ман дар рӯҳ райҳонам!

## 506

Зиҳӣ саргашта дар олам сару сомон, ки ман дорам!
Зиҳӣ дар роҳи ишқи ту дили бирён, ки ман дорам!
Ва гар дар роҳи бозори ғами ишқат харидорам,
Ба сад ҷонҳо бинафрӯшам, зи ишқат он чи ман дорам!

## 507

Бишустам тахтаи ҳастӣ, сари олам намедорам,

Даридам пардаи бечун, сари он ҳам намедорам!
Маро чун дояи қудсӣ ба шири лутф парвардаст,
Маломат кай расад дар ман, ки барги ғам намедорам?!
Чунон дар нестӣ ғарқам, ки маъшуқам ҳамегӯяд:
"Биё, бо ман даме биншин!" Сари он ҳам намедорам!
Даме, к-андар вуҷуд овард одамро ба як лаҳза,
Аз он дам низ безорам, сари он ҳам намедорам!
Чи гӯйӣ булфузулеро, ки як дам они худ набвад,
Ҳазорон бор мегӯяд, сари он ҳам намедорам!

# 508

Ай ишқ, ки кардастӣ ту зеру забар хобам,
То ғарқа шудаст аз ту дар хуни ҷигар хобам!
Аз кони шакар ҷустан андар шаби обистан
Бигдохт дар андеша монанди шакар хобам!
Бе лутфу висоли ӯ гаштам чу ҳилоли ӯ,
То шаб набарад ҳаргиз дар даври қамар хобам!
Чун шаб бишавад торӣ, бо ин ҳама бедорӣ,
Бо ишқ ҳамегӯям, к-ай ишқ? бибар хобам!
Чун хоб маро бинад, бигрезаду биншинад,
Аз ман биравад, ояд дар шахси дигар хобам!
Ёрон, ки чи ёредам, танҳо магузоредам,
Чун ишқи малак бурдаст аз чашми башар хобам!
Биншин? агарӣ ошиқ? то субҳдами содиқ
Бо ман, ки намеояд то субҳу саҳар хобам!

# 509

Дар маҷлиси он Рустам дар арбада биншастам,
Сад соғар бишкастам, оҳиста, ки сармастам!
Ай мункири ҳар зинда, хунбак заниву ханда,
Ай ҳар хару харбанда, оҳиста, ки сармастам!
Ай оқили чун лангар, ай рӯ-т чу оҳангар,
Дар дилбари мо бингар, оҳиста, ки сармастам!
Ту шахсаки чӯбинӣ, гар пештарак шинӣ,
Сад Даҷлаи хун бинӣ, оҳиста, ки сармастам!
Коҳил машав, ай соқӣ, боқист зи мо боқӣ,
Пур диҳ майи ровоқӣ, оҳиста, ки сармастам!
Онҳо, ки малӯлонанд, з-ин роҳ чи гӯлонанд,
Бас сардфузулонанд, оҳиста, ки сармастам!
Шамсулҳақи озода, Табрезу майи сода,
То ҳашр ман афтода, оҳиста, ки сармастам!

# 510

З-он май, ки зи бӯйи ӯ шӯридаву сармастам,
Дарёб маро, соқӣ, валлаҳ, ки чунин астам!
Ай соқии мasti ман, бингар ба шикасти ман,
Масте туву масте ман, бишкастиву бишкастам!
Бишкаст маро домат, бишкастам ман ҷомат,
Ай ҷуста зи дасти ман, дарёб, к-аз он дастам!
Ай ҷону дили мастон, бистон суханам, бистон,
Гӯйӣ, ки найӣ маҳрам, ҳастам, ба Худо, ҳастам!
Пур кун зи майи пешин, биншин бари ман, биншин,
Биншин, ки чунон вақте дар хоб ҳамеҷустам!

Ҷону сари ту, ёро, бар нақд бизан моро,
Мафребу магӯ фардо бардораму бифристам!
Валлаҳ, ки бинагзорам, даст аз ту чаро дорам?
То лоф занӣ, гӯйӣ, к-аз арбада ворастам!
Хоҳам, ки зи боди май оташ бифурӯзонӣ,
Хоҳам, ки зи оби худ чун хок кунӣ пастам!

# 511

Бистон қадаҳ аз дастам, ай маст, ки ман мастам,
К-аз ҳалқаи ҳушёрон ин соъат ворастам!
Ҳушёр бари ринде зидде буваду зидде,
Ҳамранг шав, ай хоҷа, гар фавқам, агар пастам!
Ҳар чиз, ки андешӣ аз ҷанг, аз он дурам,
Ҳар чиз, ки андешӣ аз миҳр, ман онастам!
То ишқи ту бигрифтам, савдои ту пазруфтам,
Бо ҷанги ту яктоям, бо сулҳи ту ҳамдастам!
Испонахи134 хешам дон, бо турш пазу ширин,
Бо ҳар чи шудам пухта, то бо ту бипайвастам!
Бекор бувад созиш, созаш набувад нозиш,
Гар ҷаст ғалат аз ман, ман маст бурун ҷастам!
Масте туву масте ман, барбаста ба ҳам доман,
Чун даставу чун ҳован ду ҳасту яке ҳастам!

# 512

Гар ту бинамехуспӣ, биншин ту, ки ман хуфтам,
Ту қиссаи худ мегӯ, ман қиссаи худ гуфтам!
Бас кардам аз дастон, зеро масали мастон
Аз хоб ба ҳар сӯйе меҷунбаму меуфтам!
Ман ташнаи он ёрам, гар хуфтаву бедорам,
Бо нақши хаёли ӯ ҳамроҳаму ҳамҷуфтам!
Чун сурати ойина ман тобиъи он рӯям,
З-он рӯ сифати ӯро бинмудаму бинҳуфтам!
Он дам, ки бихандид ӯ, ман низ бихандидам,
В-он дам, ки барошуфт ӯ, ман низ барошуфтам!
Боқӣ-ш бигӯ ту ҳам, зеро ки зи баҳри туст
Дурҳои маъонӣ, ки дар риштаи дам суфтам!

# 513

Дар ойина чун бинам нақши ту, ба гуфт орам,
Ойина нахоҳад дам, ай вой зи гуфторам!
Дар об туро бинам, дар об занам дасте,
Ҳам тира шавад обам, ҳам тира шавад корам!
Ай дӯст, миёни мо «ай дӯст!» намегунҷад,
Ай ёр агар гӯям «ай ёр!» намеёрам!
З-он роҳ, ки оҳ омад, то боз равад он раҳ,
Ман роҳи даҳон бастам, ман нола намеорам!
Гар нолаву оҳ омад, з-он пардаи моҳ омад,
Наззораи маҳ хуштар, ай моҳи даҳу чорам!

134 Исфанохи маъмул.

# 514

Гуфтам ба маҳе, к-аз ту сад гуна тараб дорам,
Гуфто, ки ба ғайри он сад чизи аҷаб дорам!
Гуфтам, ки дар ин бозӣ моро сабабе созӣ?
Гуфто, ки ман ин бозӣ беруни сабаб дорам!
Ҳар тойифа бо қавме хешиву насаб доранд,
Ман бо ғами ишқи ту хешиву насаб дорам!
Берун машав аз дида, ай нури писандида,
К-аз давлати нури ту матлуб талаб дорам!
Онам, ки зи ҳар оҳаш дар чарх занам оташ
В-аз оташи бар оташ аз ишқ лаҳаб135 дорам!

# 515

Тавба накунам ҳаргиз з-ин ҷурм, ки ман дорам,
З-он кас, ки кунад тавба з-ин воқиъа, безорам!
Маҷнун зи ғами Лайлӣ чун тавба накард, ай ҷон?!
Сад Лайливу сад Маҷнун дарҷ аст дар асрорам!
Бас бесару по ишқе, ки ошиқу маъшуқам,
Ҳам зораму беморам, ҳам сиҳҳату беморам!
Андешаи парранда з-ин сӯхтапар гашта,
Ки ман қафаси тангам, ки Ҷаъфари Тайёрам!

# 516

То ошиқи он ёрам, бекораму баркорам,
Саргаштаву побарҷо монандаи паргорам!
Монандаи Миррихе бо моҳу фалак хашмам
В-аз чархи кулаҳзаррин дар нангаму дар орам!
Гар хеши манӣ, ёро, мебин, ки чи бехешам?!
З-асрор чи мепурсӣ, чун шуҳраву изҳорам!
Ҷуз хуни дили ошиқ он шер наёшомад,
Ман зодаи он шерам, дилҷӯяму хунхорам!
Ранҷураму медонӣ, ҳам фотиҳа мехонӣ,
Ай дӯст намебинӣ, к-аз фотиҳа беморам!
Ҳаллоҷи ишорат, гӯ, аз халқ ба дор омад,
В-аз тундии исрорам Ҳаллоҷ занад дорам?!
Иқрор макун, хоҷа, ман бо ту намегӯям,
Ман мурда намешӯям, ман хора намехорам!
Ай мункири махдумнӣ Шамсулҳақи Табрезӣ,
З-иқрори чу ту кӯре безораму безорам!

# 517

Суратгари наққошам, ҳар лаҳза буте созам
В-онгаҳ ҳама бутҳоро дар пеши ту бигдозам!
Сад нақш барангезам, бо рӯҳ даромезам,
Чун нақши туро бинам, дар оташаш андозам!
Ту соқии хаммор̣ӣ, ё душмани ҳушёрӣ,
Ё он, ки кунӣ вайрон, ҳар хона, ки месозам?!

---

[135] Шуълаи оташ.

Ҷон рехта шуд бар ту, омехта шуд бо ту,
Чун бӯйи ту дорад ҷон, ҷонро, ҳала, бинвозам!
Ҳар хун, ки зи ман рӯяд, бо хоки ту мегӯяд:
"Бо миҳри ту ҳамрангам, бо ишқи ту ҳанбозам!"
Дар хонаи обу гил бе туст хароб ин дил,
Ё хона даро, ҷоно, ё хона бипардозам!

# 518

Шогирди ту мебошам, гар кавдану кажпӯзам,
То з-он лаби хандонат як ханда биёмӯзам!
Ай чашмаи огоҳӣ, шогирд намехоҳӣ?!
Чӣ ҳила кунам, то ман худро ба ту дардӯзам?!
Боре зи шикофи дар барқи рухи ту бинам,
З-он оташи даҳлезӣ сад шамъ барафрӯзам!
Як лаҳза барӣ рахтам дар роҳ, ки ашшорам,[136]
Як лаҳза равӣ пешам, яъне ки қаловузам!
Гаҳ дар гунаҳам ронӣ, гаҳ сӯйи пушаймонӣ,
Каж кун сару дунбамро, ман ҳамзаи маҳмузам!
Дар ҳавбаву дар тавба, чун моҳии бар тоба,
Ин паҳлуву он паҳлӯ бар тоба ҳамсӯзам!
Бар тоба туам гардон ин паҳлуву он паҳлӯ,
Дар зулмати шаб бо ту барроқтар аз рӯзам!
Бас кун ҳама талвинам[137] дар пешаву андеша,
Як лаҳза чу пирӯза, як лаҳза чу пирӯзам!

# 519

Ай карда ту миҳмонам, дар пеш даро, ҷонам,
З-он рӯй, ки ҳайронам, ман хона намедонам!
Ай гашта зи ту вола ҳам шаҳру ҳам аҳли диҳ,
Ку хона?! Нишонам диҳ, ман хона намедонам!
З-он кас, ки шудӣ ҷонаш, з-он кас маталаб донаш,
Пеш ову маранҷонаш, ман хона намедонам!
В-он, к-аз ту бувад шӯраш, медор ту маъзураш
В-аз хона макун дураш, ман хона намедонам!
Ман ошиқу муштоқам, ман шухраи офоқам,
Раҳм ору макун тоқам, ман хона намедонам!
Ай мутриби соҳибсаф, мезан ту ба захми каф
Бар роҳи дилам ин даф, ман хона намедонам!
Шамсулҳақи Табрезӣ, ҷуз бо ту наёмезам,
Меафтаму мехезам, ман хона намедонам!

# 520

Ин шакл, ки ман дорам, ай хоҷа, киро монам?!
Як лаҳза паришаклам, як лаҳза парихонам!
Дар оташи муштоқӣ ҳам ҷамъаму ҳам шамъам,
Ҳам дудаму ҳам нурам, ҳам ҷамъу парешонам!
Ҷуз гӯши рубоби дил аз хашм намолам ман,
Ҷуз чашми саъодатро аз захма наранҷонам!

---

[136] Ҷамъкунандаи андоз.

[137] Рангубор.

Чун шаккару чун ширам, бо худ занаму гирам,
Табъам чу ҷунун орад, занҷир биҷунбонам!
Ай хоҷа, чи мурғам ман! Не кабкаму не бозам,
Не хубаму не зиштам, не инаму не онам!
Не хоҷаи бозорам, не булбули гулзорам,
Ай хоҷа, ту номам ниҳ, то хеш бад-он хонам!
Не банда, на озодам, не муму на пӯлодам,
Не дил ба касе додам, не дилбари эшонам!
Гар дар шараму хайрам, аз худ наям, аз ғайрам,
Он сӯ, ки кашад он кас, ночор чунон ронам!

# 521

Бехуд шудаам, лекин бехудтар аз ин хоҳам,
Бо чашми ту мегӯям: "Ман маст чунин хоҳам!
Ман тоҷ намехоҳам, ман тахт намехоҳам,
Дар хидматат афтода бар рӯйи замин хоҳам!"
Он ёри накӯйи ман бигрифт гулӯйи ман,
Гуфто, ки чӣ мехоҳӣ?! Гуфтам, ки ҳамин хоҳам!
Бо боди сабо хоҳам, то дам бизанам, лекин
Чун ман дами худ дорам, ҳамрози маҳин хоҳам!
Дар ҳалқаи миқотам,138 эманшуда з-офотам,
Муме зи пайи хатмат з-он нақши нигин хоҳам!
Моҳе дигар аст, ай ҷон, андар дили маҳ пинҳон,
З-ин илм яқин астам, он айни яқин хоҳам.

# 522

Ҷонам ба фидо бодо онро, ки намегӯям,
Он рӯз сияҳ бодо, к-ӯро бинамеҷӯям!
Ябора шавам расво дар шаҳр, агар фардо
Ман бар дари дил бошам, ӯ ояд дар кӯям.
Гуфтам: "Санами маҳрӯ, гаҳ-гоҳ маро меҷӯ,
К-аз дард ба хуни дил рухсора ҳамешӯям!".
Гуфто, ки туро ҷустам, дар хона набудӣ ту,
Ё Раб, кӣ чунин буҳтон мегӯяд дар рӯям?!
Як рӯз ғазалгӯён, валлоҳ, супорам ҷон,
Зеро ки чу мӯ шуд ҷон, азбаски ҳамемӯям!

# 523

Махмураму пурхора, андоза намедонам,
Ҷуз шеваи он ғамзаи ғаммоза намедонам!
Ёрон бахабар буданд, дарвоза бурун рафтанд,
Ман бераҳу сармастам, дарвоза намедонам!
З-овозаи он ёрон чун мушк ҷаҳон пур шуд,
З-овоз бишуд ақлам, овоза намедонам!
То рӯйи туро дидам ман ҳамчу гули тоза,
Гаштам харифу139 куҳна, ар тоза намедонам!
Гӯянд, ки Луқмонро як козаи танге буд,
З-ин кӯза майе хурдам, к-он коза намедонам!

---

[138] Вақт, ҳангом.

[139] Фартут, камақл.

# 524

Биёед, биёед, ба гулзор бигардем,
Бар ин нуқтай иқбол чу паргор бигардем!
Биёед, ки имрӯз баиқболу бапирӯз
Чу ушшоқи навомӯз бар он ёр бигардем!
Басе тухм бикиштем, дар ин шӯра бигаштем,
Бар он ҳаб, ки нагунҷид дар анбор, бигардем!
Ҳар он рӯй, ки пушт аст, ба охир ҳама зишт аст,
Бар он ёри накурӯйи вафодор бигардем!
Чу аз хеш биранҷем, забуни шашу панҷем,
Яке ҷониби хумхонаи хаммор бигардем!
Дар ин ғам чу низорем, дар он дом шикорем,
Дигар кор надорем, дар ин кор бигардем!
Чу мо бесару поем, чу зарроти ҳавоем,
Бар он нодира хуршед қамарвор бигардем!
Чу дӯлоб чи гардем пур аз нолаву афғон?!
Чу андешаи бешиквату гуфтор бигардем!

# 525

Биҷӯшед, биҷӯшед, ки мо баҳри шиъорем,
Ба ҷуз ишқ, ба ҷуз ишқ, дигар кор надорем!
Дар ин хок, дар ин хок, дар ин мазраъаи пок,
Ба ҷуз меҳр, ба ҷуз ишқ дигар тухм накорем!
Чи мастем, чи мастем аз он шоҳ, ки ҳастем!
Биёед, биёед, ки то даст барорем!
Чи донем, чи донем, ки мо дӯш чи хӯрдем?
Ки имрӯз ҳама рӯз хамирему хуморем!
Мапурсед, мапурсед зи аҳволи ҳақиқат,
Ки мо бодапарастем, на паймонашуморем!
Шумо маст нагаштед в-аз он бода нахӯрдед,
Чи донед, чи донед, ки мо дар чи шикорем?!
Наяфтем бар ин хокситон, мо на ҳасирем,[140]
Бароем бар ин чарх, ки мо марди ҳисорем!

# 526

Табибем, ҳакимем, табибони қадимем,
Шаробему кабобем, Суҳайлему адимем![141]
Чу ранҷуртан оед, чу маъҷуни наҷоҳем,[142]
Чу бемордил оед, нигорему надимем!
Табибон бигурезанд, чу ранҷур бимирад,
Вале мо нагурезем, ки мо ёри каримем!
Шитобед, шитобед, ки мо бар сари роҳем,
Ҷаҳон дархури мо нест, ки мо нозу наъимем!
Ғалат рафт, ғалат рафт, ки ин нақш на моем,
Ки тан шохи дарахтесту мо боди насимем!

---

[140] Бӯрё; киноя аз ҳар чизи пасту ночиз.

[141] Рӯйи замин.

[142] Растагор.

Вале ҷунбиши ин шох ҳам аз фиъли насим аст,
Хамуш бош, хамуш бош, ҳам онему ҳам инем!

# 527

Мо оташи ишқем, ки дар мум расидем,
Чун шамъ ба парвонаи мазлум расидем!
Як ҳамлаи мардонаи мастона бикардем,
То илм бидодему ба маълум расидем!
Дар манзили аввал ба дуфарсангии ҳастӣ
Дар қофилаи уммати марҳум расидем!
Он маҳ, ки на болосту на паст аст, битобид,
В-он ҷо, ки на маҳмуду на мазмум, расидем!
То ҳазрати он лаъл, ки дар кавн нигунҷад,
Бар кӯрии ҳар сангдили шум расидем!
Бо ояти курсӣ ба суйи арш паридем,
То ҳай бидидему ба қайюм расидем!
Имрӯз аз он боғ чи бобаргу навоем,
То зан набарӣ, хоҷа, ки маҳрум расидем!
Вайрона ба бумон бигузорем чу бозон,
Мо бум наем, арчи дар ин бум расидем!
Зуннор гусастем бари қайсари румӣ,
Табрез бибар қисса, ки дар Рум расидем!

# 528

Чун дар адам оему сар аз ёр барорем,
Аз санги сиёҳ наъраи иқрор барорем!
Бар коргаҳи дӯст чу бар кор нишинем,
Мар ҷумла ҷаҳонро ҳама аз кор барорем!
Гулзори рухи дӯст чу бепарда бибинем,
Сад шуъла зи ишқ аз гулу гулзор барорем!
Бар Дулдули дил чун фиканад давлати мо зин,
Бас гард, ки мо аз раҳи асрор барорем!
Чун аз майи Шамсулҳақи Табрез бинӯшем,
Сад ҷӯши аҷаб аз хуму хаммор барорем!

# 529

Имрӯз, маҳо, хеш зи бегона надонем,
Мастем бад-он ҳад, ки раҳи хона надонем!
Дар ишқи ту аз оқилаи ақл бирастем,
Ҷуз ҳолати шӯридаи девона надонем!
Дар боғ ба ҷуз акси рухи дӯст набинем
В-аз шох ба ҷуз ҳолати мастона надонем!
Гуфтанд: "Дар ин дом яке дона ниҳодаст",
Дар дом чунонем, ки мо дона надонем!
Имрӯз аз ин нуктаву афсона махонед,
К-афсун напазирад дилу афсона надонем!
Чун шона дар он зулф чунон рафт дили мо,
К-аз бехудӣ аз зулфи ту то шона надонем!
Бода диҳу кам пурс, ки чандум қадаҳ аст ин?
К-аз ёди ту мо бода зи паймона надонем!

# 530

Ай хоҷа, бифармо, ба кӣ монам, ба кӣ монам?!
Ман марди ғарибам, на аз ин шаҳри ҷаҳонам!
Гар дам назанам, то ҳасади халқ наҷунбад,
Донам, ки нагӯям, натавонам, ки надонам!
Он кал кулаҳе ёфту кали хеш ниҳон кард,
Бо банда ба хашм аст, ки донойӣ ниҳонам!
Гар сулҳ кунад, доруйи каллӣ-ш бисозем,
Аз нанги каливу кулаҳаш бозраҳонем!

# 531

Халқон ҳама неканд, ҷуз ин тан, ки гузидем,
Ки аз сафаҳаш[143] бас сари ангушт газидем!
Гар ҳеч гурезӣ, бигурез аз ҳаваси хеш,
Зеро ҳама ранҷ аз ҳаваси беҳуда дидем!
Валлаҳ, ки мафарре[144] ба ҷуз аз фарри рухаш нест,
К-андар Хизиру гулшани ӯ менигаридем!
Ҳар рӯз, ки бархезӣ, рӯ пок бишӯйӣ,
Он сӯй дав, ай дил, ки гаҳи дард давидем!
Он сӯй, ки дар соъати душвор дили халқ
Ояд, ки Худоё, ҳама муҳтоҷу муридем!
Ҳар дона, ки чидем, ҳама доми бало буд,
Сӯйи ту паришкаставу танхаста паридем!

# 532

Бори дигар аз роҳ суйи чоҳ расидем
В-аз ғурбати аҷсом ба Аллоҳ расидем!
Бо асп бад-он шоҳ касе чун нарасидаст,
Мо асп бидодему бад-он шоҳ расидем!
Чун абр басе ашк дар ин хок фишондем
В-аз абр гузаштему бад-он моҳ расидем!
Ай таблзанон, навбати мо гашт, бикӯбе!
В-ай турк, бурун о, ки ба хиргоҳ расидем!
Якчанд чу Юсуф ба буни чоҳ нишастем,
З-он сар расан омад, ба сари чоҳ расидем!
Мо чанд санам пеши Муҳаммад бишикастем,
То дар санами дилбари дилхоҳ расидем!
Наздиктар оед, ки аз дур расидем
В-аҳвол бипурсед, ки аз роҳ расидем!

# 533

Афтодам, афтодам, дар обе афтодам,
Гар обе хӯрдам ман, дилшодам, дилшодам!
Бар даф не, бар най не, як лаҳза бегорам,[145]
Бар хум не, бар май не пайваста бунёдам!
Дар ишқи дилдоре, монанди гулзоре,
Ҷон дидам, ҷон дидам, дил додам, дил додам!

---

[143] Аблаҳӣ, беақлӣ, нодонӣ.

[144] Гурезгоҳ, паноҳгоҳ.

[145] Кори бемузд.

Май хӯрдам, май хӯрдам, дар шаҳрат мегардам,
Сартезам, сартезам, пурбодам, пурбодам!
Гар хӯдам, гар ҷавшан, пирӯзам, пирӯзам!
Гар сарвам, гар савсан, озодам, озодам!
Аз чархе, аз авҷе бар баҳре, бар мавҷе,
Хуш тахте, хуш тахте бинҳодам, бинҳодам!
Мавлоям, мавлоям, дар ҳукми дарёям,
Дар авҷаш, дар мавҷаш мунқодам, мунқодам![146]
Ай кавкаб, ай кавкаб, бикшо лаб, бикшо лаб,
Шарҳе кун, шарҳе кун бар вафқи меъодам!
Ҳар зарра, ҳар парра меҷӯяд, мегӯяд:
"З-иршодаш, з-иршодаш истодам, истодам!"

# 534

Биё, к-аз ишқи ту девона гаштам
В-агар шаҳре будам, вайрона гаштам!
Зи ишқи ту зи хонумон буридам,
Ба дарди ишқи ту ҳамхона гаштам!
Чунон коҳил будам, к-онро нагӯям,
Чу дидам рӯйи ту, мардона гаштам!
Чу хеши ҷони худ ҷони ту дидам,
Зи хешон баҳри ту бегона гаштам!
Фасонай ошиқон хондам шабу рӯз,
Кунун дар ишқи ту афсона гаштам!

# 535

Манам фитна, ҳазорон фитна зодам,
Ба ман бингар, ки доди фитна додам!
Зи ман магрез, зеро дарфитодӣ,
Бигӯ: "Алҳамдулиллаҳ, дарфитодам!"
Аҷаб чизест ишқу ман аҷабтар,
Ту гӯйӣ, ишқро худ ман ниҳодам!
Биё, гар ман манам, хунам бирезед,
Ки то худ ман намурдам, ман назодам!
Нагӯям сирри ту, к-он ғамз[147] бошад,
Вале ногуфта банде баркушодам!

# 536

Ғуломам, хоҷаро озод кардам,
Манам, к-устодро устод кардам!
Манам он ҷон, ки дӣ зодам зи олам,
Ҷаҳони куҳнаро бунёд кардам!
Манам муме, ки даъвии ман ин аст,
Ки ман пӯлодро пӯлод кардам!
Басе бедидаро сурма кашидам,
Басе беақлро устод кардам!
Манам абри сияҳ андар шаби ғам,
Ки рӯзи идро дилшод кардам!

---

[146] Мутеъ, фармонбардор.

[147] Суханчинӣ, ғаммозӣ, наммомӣ.

Аҷаб хокам, ки ман аз оташи ишқ
Димоғи чархро пурбод кардам!
Зи шодӣ дӯш он султон нахуфтаст,
Ки ман, банда, мар ӯро ёд кардам!
Маломат нест, чун мастам ту кардӣ,
Агар ман фошаму бедод кардам!
Хамуш кун, к-ойна зангор гирад,
Чу бар вай дам задам, фарёд кардам!

# 537

Ҳасудонро зи ғам озод кардам,
Дили галлай харонро шод кардам!
Ба бедодон бидодам дод пинҳон,
Вале дар ҳаққи худ бедод кардам!
Чу аз сабрам ҳама фарёд карданд,
Чунон бошад, ки ман фарёд кардам!
Маро устод сабр асту аз ин рӯ
Хилофи мазҳаби устод кардам!
Ҷаҳоне, ки нашуд обод ҳаргиз,
Ба вайрон карданаш обод кардам!
Дар ин тезоб, ки чун барги коҳ аст,
Ба муште гил дар ӯ бунёд кардам!
Фаромӯшам макун, ё Раб, зи раҳмат,
Агар ғайри туро ман ёд кардам!

# 538

Аё ёре, ки дар ту нопадидам,
Туро шакли аҷаб дар хоб дидам!
Чу хотунони Миср аз ишқи Юсуф
Турунҷу даст бехуд мебуридам!
Куҷо он маҳ, куҷо он чашми дӯшин,
Куҷо он гӯш, к-онҳо мешунидам?!
На ту пайдо, на ман пайдо, на он дам,
На он дандон, ки лабро мегазидам!
Манам анбори оганда зи савдо,
К-аз он хирман ҳама савдо кашидам!
Ту ороми дили савдоиёнӣ,
Ту Зуннуну Ҷунайду Боязидам!

# 539

Сафар кардам, ба ҳар шаҳре давидам,
Ба лутфу ҳусни ту касро надидам!
Зи ҳиҷрону ғарибӣ бозгаштам,
Дигарбора бад-ин давлат расидам!
Зи боғи рӯйи ту то дур гаштам,
На гул дидам, на як мева бичидам!
Ба бадбахтӣ чу дур афтодам аз ту,
Зи ҳар бадбахт сад заҳмат кашидам!
Чи гӯям, мурда будам бе ту мутлақ,
Худо аз нав дигар бор офаридам!
Аҷаб гӯйӣ: "Манам рӯйи ту дида!",
Манам, гӯйӣ, ки овозат шунидам!
Биҳил, то дасту поятро бибӯсам,

Бидиҳ идона, к-имрӯз аст идам!
Туро, ай Юсуфи Миср, армуғоне
Чунин ойинаи равшан харидам!

## 540

Агар ишқат ба ҷойи ҷон надорам,
Ба зулфи кофарат имон надорам!
Чу гуфтӣ нанг медорӣ зи ишқам,
Ғами ишқи туро пинҳон надорам!
Ту мегуфтӣ: "Макун дар ман нигоҳе,
Ки ман хунҳо кунам, товон надорам!"
Мани саргашта чун фармон набурдам,
Аз он бар неку бад фармон надорам!
Чу ҳар кас лутф меёбанд аз ту,
Мани бечора, охир, ҷон надорам!

## 541

Биё, ай он ки бурдӣ ту қарорам,
Даро чун тунги шаккар дар канорам!
Дили сангини худро бар дилам ниҳ,
Намебинӣ, ки аз ғам сангсорам?!
Биё наздику бар рӯям назар кун,
Нишониҳо нигар, к-аз ишқ дорам!
Бисӯзам пардаи ҳафт осмонро,
Агар аз сӯзи дил дуде барорам!
Хазон гар боғу бустонро бисӯзад,
Бихандонад ҷаҳонро навбаҳорам!
Ҷаҳон гӯяд, ки боз о, ай баҳорон,
Ки аз зулми хазон сад доғ дорам!
Бигардон, соқиё, ҷоми хазонӣ,
Ки аз ишқи баҳор андар хуморам!
Бидиҳ чизе, ки пинҳон аст чун ҷон,
Ба ҷони ту, мадиҳ беш интизорам!

## 542

Биё, к-имрӯз берун аз ҷаҳонам,
Биё, к-имрӯз ман аз худ ниҳонам!
Гирифтам дашнае в-аз худ буридам,
На они худ, на они дигаронам!
Ғалат кардам, набурридам ман аз худ,
Ки ин тадбир бе ман кард ҷонам!
Надонам, к-оташи дил бар чи сон аст,
Ки дигар шакл месӯзад забонам!
Ба сад сурат бидидам хештанро,
Ба ҳар сурат ҳамегуфтам: «Ман онам!».
Ҳамегуфтам: "Маро сад сурат омад,
Ва ё сурат наям, ман бенишонам!
Ки суратҳои дил чун меҳмонанд,
Ки меоянду ман чун хонабонам!".

## 543

Ман аз олам туро танҳо гузинам,
Раво дорӣ, ки ман ғамгин нишинам?!
Дили ман чун қалам андар кафи туст,
Зи туст, ар шодмону гар ҳазинам!
Ба ҷуз он чӣ ту хоҳӣ, ман чи бошам?!
Ба ҷуз он чӣ намоӣ, ман чи бинам?!
Гаҳ аз ман хор рӯёнӣ, гаҳе гул,
Гаҳе гул бӯяму гаҳ хор чинам!
Маро ту чун чунон дорӣ, чунонам,
Маро ту чун чунин хоҳӣ, чунинам!
Дар он хумме, ки дилро ранг бахшӣ,
Чи бошам ман, чи бошад миҳру кинам?!
Ту будӣ аввалу охир ту бошӣ,
Ту беҳ кун охирам аз аввалинам!
Чу ту пинҳон шавӣ, аз аҳли куфрам,
Чу ту пайдо шавӣ, аз аҳли динам!
Ба ҷуз чизе, ки додӣ, ман чи дорам?!
Чи меҷӯӣ зи ҷайбу остинам?!

# 544

Варо хоҳам, дигар ёре нахоҳам,
Чу гулро ёфтам, хоре нахоҳам!
Туро гар ғайри ӯ ёри дигар ҳаст,
Бирав он ҷо, ки ман ёре нахоҳам!
Ба ҷуз дидори ӯ бахте наҷӯям,
Ба ғайри кори ӯ коре нахоҳам!
Чу бозон соъиди султон гузидам,
Чу каргас бӯйи мурдоре нахоҳам!
Миёни аҳли дил ҷуз дил нагунҷад,
Ҷуз ин дилдор дилдоре нахоҳам!
Зи ман ҷузве ситонад, кул бибахшад,
Аз ин беҳ рӯзи бозоре нахоҳам!
На он ҷузвам, ки ғайри кул бувад он,
Нахоҳам ғайрро, оре, нахоҳам!

# 545

На он шерам, ки бо душман бароям,
Маро ин бас, ки ман бо ман бароям!
Чу хоки пойи ишқам, ту яқин дон,
К-аз ин гил чун гулу савсан назоям!
Сияҳпӯшам чу шаб ман аз ғами ишқ
В-аз ин шаб чун маҳи равшан бароям!
Аз ин оташ чу дудам ман саросар,
Ки то чун дуд аз ин равзан бароям!
Манам тифле, ки ишқам устод аст,
Бинагзорад, ки ман кавдан[148] бароям!
Шавам чун ишқ доим ҳаййи қайюм,
Чу ман аз хобу аз хӯрдан бароям!
Ҳало, тан зан чу Бӯбакри рубобӣ,
Ки то ман ҷон шавам в-аз тан бароям!

---

[148] Нодон, кундфаҳм.

# 546

Зи қанди ёр то шохе нахоям,
Намози шом рӯза кай кушоям?!
Намедонам, куҷо мерӯяд он қанд,
К-аз ӯ хӯрдам, намедонам куҷоям?!
Аҷойиб он, ки нақлаш ақли ман бурд,
Чу ақлам нест, чунаш меситоям?!
Кӣ дорад рӯза ҳамчун рӯзаи ман,
К-аз ӯ ҳар лаҳза идӣ мерабоям?!
Зи субҳи рӯйи ӯ дорам сабӯҳӣ,
Намози шомро ҳаргиз напоям!
Чу гул дар боғи ҳуснаш хуш бихандам,
Чу субҳ аз офтобаш хуш бароям!
Забонам аз шароби ӯ шикастаст,
Зи дастонаш шикаста дасту поям!

# 547

Биё, к-имрӯз гирди ёр гардем,
Ба сар гардему чун паргор гардем!
Биё, к-имрӯз гирди худ бигардем,
На гирди хонаи хаммор гардем!
Магӯ бо мо, ки мо девонагонем,
Бар оташҳои безинҳор гардем!
Сабук гардем чун боди баҳорӣ,
Ҳарифи сабзаву гулзор гардем!
Чаро чун гӯш ҷумла бод гирем?!
Чаро чун муш дар анбор гардем?!
Дар он табла[149] шакар пур кард аттор,
Ба гирди таблаи аттор гардем!
Чу сурма хидмати дида гузинем,
Чу дида ҷумлагӣ дидор гардем!

# 548

Шаби дӯшина мо бедор будем,
Ҳама хуфтанду мо бар кор будем!
Ҳарифи ғамзаи ғаммоз гаштем,
Надими турраи таррор будем!
Ба гирди нуқтаи хубиву мастӣ
Ба сар гарданда чун паргор будем!
Ту чун дӣ зодайӣ, бо ту чи гӯям,
Ки бо ёри қадимӣ ёр будем!
Мисоли косаҳои лабшикаста
Ба дуккони шаҳи ҷаббор будем!
Чаро чун ҷоми шаҳ заррин набошем,
Чу андар махзани асрор будем?!
Чаро худ каффи мо дарё набошад,
Чу андар қаъри дарёбор будем?!
Хамуш бошу ду оламро ба гуфт ор,
К-аз аввал гуфти бегуфтор будем!

---

[149] Сандуқу қуттии дӯкони атторон.

# 549

Ману ту дӯш шаб бедор будем,
Ҳама хуфтанду мо бар кор будем!
Ҳарифи ғамзаи ғаммоз гаштем,
Ба пеши турраи таррор будем!
Биё, то зоҳиру пайдо нагӯем,
Ки бо ишқи ниҳонӣ ёр будем!
Агарчи пешу пас он ҷо нагунҷад,
Ба пеши сониъи ҷаббор будем!
Аҷаб набвад, агар моро надиданд,
Ки мо дар махзани асрор будем!
Биёвардем дурҳо армуғонӣ,
Ки яъне мо ба дарёбор будем!

# 550

Биё, имрӯз мо миҳмони мирем,
Биё, то пеши мири худ бимирем!
Зи марги мо ҷаҳоне зинда гардад,
Азеро мо на қурбони ҳақирем!
Ба мурғе Ҷабраилеро бибандем,
Ба ҷоне мо ҷаҳонеро бигирем!
Сабӯ бидҳему дарёе ситонем,
Чаро мо аз чунин суде нафирем?!
Ғуломи мост азрақпӯши гардун,
Ғуломи хештанро чун асирем?!
Чу мо шерему шири шер хӯрдем,
Чаро чун юз мафтуни панирем?!
Хамуш кун, нест ҳоҷат вонамудан
Ба пеши тир бошӣ, гарчи тирем!

# 551

Биё, мо чанд кас бо ҳам бисозем,
Чу шодӣ кам шавад, бо ғам бисозем!
Биё, то бо Худо хилват гузинем,
Чу Исо бо чунин Марям бисозем!
Гар аз фарзанди Одам кас намонад,
Чи ғам дорем, бо Одам бисозем!
В-ар Одам низ аз мо гӯша гирад,
Ба ҷони ту, ки бе ӯ ҳам бисозем!
Яке ҷо нест моро шодиангез,
Ки гар вайрон шавад, олам бисозем!
Агар дарё шавад оташ, бинӯшем,
В-агар захме расад, марҳам бисозем!
Ба пеши Каъбаи рӯяш бимирем,
Бад-он чоҳу бад-он Замзам бисозем!

# 552

Миёни мо даро, мо ошиқонем,
Ки то дар боғи ишқат дур кашонем!
Муқими хонаи мо шав чу соя,

Ки мо хуршедро ҳамсоягонем!
Чу ҷон андар ҷаҳон гар нопадидем,
Чу ишқи ошиқон гар бенишонем,
Валек осори мо пайвастаи туст,
Ки мо чун ҷон ниҳонему аёнем!
Ҳар он чизе, ки ту гӯйӣ, ки онед,
Ба болотар нигар, болои онем!
Ту обӣ, лек гирдобиву маҳбус,
Даро дар мо, ки мо сели равонем!
Чу мо дар фақри мутлақ покбозем,
Ба ҷуз таснифи нодонӣ надонем!

# 553

Бар он будам, ки фарҳанге биҷӯям,
Ки он дам рӯ ниҳад рӯйе ба рӯям!
Бигуфтам: "Як сухан дорам ба хотир,
Ба пеш о, то ба гӯши ту бигӯям!
Ки хобе дидаам ман дӯш, ай ҷон,
Зи ту хоҳам, ки таъбираш биҷӯям!
Надорам маҳрами ин хоб ҷуз ту,
Ту бишнав, ай шаҳи сатторхӯям!".
Биҷунбонед саррову биханлед,
Сареро, ки бидонад мӯбамӯям!
Ки яъне ҳила бо ман месиголӣ,
Ки ман ойинаи ҳар рангу бӯям!
Мисоли лӯъбатеам дар кафи ӯ,
Ки нақши сӯзани зардӯзи ӯям!
Набошад бе ҳаёт он нақш, к-ӯ кард,
Камин нақшаш манам, дар ҳоюҳӯям!

# 554

Магардон рӯйи худ, ай дида рӯям,
Ба ман бингар, ки то аз ту бирӯям!
Сабӯйи ҷисмам аз чашма-т пуроб аст,
Макун, ай сангдил, машкан сабӯям!
Ту ҷӯёйиву ман ҷуётар аз ту,
Кӣ донад, ту чӣ ҷӯйӣ, ман чӣ ҷӯям?!
Ҳамин донам, ки аз бӯйи гули ту
Мисоли гул қабо дар хун бишӯям!
Манам зарробу ишқат чун тарозу,
Аз ин хомӯши гӯё чанд гӯям?!
Зиҳӣ мушкил, ки ту худ сӯ надорӣ
Ва ман дар ҷустани ту сӯбасӯям!
Ту андар ҳеч кӯйе дарнагунҷӣ,
Ва ман андар пайи ту кӯбакӯям!

# 555

Биё, бо ҳам сухан аз ҷон бигӯем,
Зи гӯшу чашмҳо пинҳон бигӯем!
Чу гулшан бе лабу дандон бихандем,
Чу фикрат бе лабу дандон бигӯем!
Ба сони ақли аввал сирри олам,
Даҳон барбаста, то поён бигӯем!

Сухандонон чу мушриф[150] бар даҳонанд,
Бурун аз хиргаҳи эшон бигӯем!
Касе бо худ сухан пайдо нагӯяд,
Агар ҷумла якем, он сон бигӯем!
Бидонад дасту по аз ҷунбиши дил,
Даҳон сокин, дил ҷунбон бигӯем!
Бидонад зарра-зарра амри тақдир,
Агар хоҳӣ, мисоли он бигӯем!

# 556

Маро хондӣ зи дар, ту ҷастӣ аз бом,
Зиҳӣ бозӣ, зиҳӣ бозе, зиҳӣ дом!
Аз он бозӣ, ки ман медонаму ту,
Чи бозиҳо ту пухтастиву ман хом?!
Туйӣ, к-аз макру аз афсуну ваъда,
Чу хоҳӣ, сангу оҳанро кунӣ ром!
Маҳо, бо ин ҳама хешӣ ту чунӣ,
Зи заҳматҳои мо в-аз ҷаври айём?!
Чӣ мепурсам, ту худ чун хуш набошӣ,
Ки дар маҷлис ту дорӣ ҷом бар ҷом!
Маро дар роҳ дӣ дашном додӣ,
Чунин мастам зи ширинии дашном!

# 557

Чунон мастам, чунон мастам ман ин дам,
Ки Ҳавворо бинашносам зи Одам!
Зи шӯри ман бишӯридаст дарё,
Зи сармастии ман маст аст олам!
Зиҳӣ сардиҳ, ки сар бибрида ҷаллод,
Ки то дунё набинад ҳеч мотам!
Ҷалол андар ҷалол андар ҷалол аст,
Майи хунби Худо набвад муҳаррам!
Аз ин бодай ҷавон гар хӯрда будӣ,
Набудӣ пушт пири чархро хам!
Заминро хӯрда будӣ, фориғастӣ,
Аз он ки абри тар борад бар ӯ нам!
Дили беақл шарҳи ин бигуфтӣ,
Агар будӣ ба олам ниммаҳрам!
Зи обу гил бурун бурдӣ шуморо,
Агар будӣ шуморо пой муҳкам!

# 558

Куҷойӣ, соқиё, дардиҳ мудомам,
Ки ман аз ҷон ғуломатро ғуломам!
Май андардиҳ, тиҳидастам чӣ дорӣ,
Ки аз хуни ҷигар пур гашт ҷонам!
Зи нанги ман нагӯяд номи ман кас,
Чу ман марде чи ҷойи нангу номам?!
Чу бар ҷомам задӣ шамшери ишқат,
Тамомам кун, ки зиндай нотамомам!

[150] Наздик, қариб.

Гаҳам зоҳид ҳамехонанду гаҳ ринд,
Мани мискин надонам, то кадомам?!
Зи ман чун шамъ то як зарра боқист,
Нахоҳад буд ҷуз оташ мақомам!
Маро ҷуз сӯхтан роҳи дигар нест,
Биё, то хуш бисӯзам, з-он ки хомам!

# 559

Ман бо ту ҳадиси безабон гӯям
В-аз ҷумлаи ҳозирон ниҳон гӯям.
Ҷуз гӯши ту нашнавад ҳадиси ман,
Ҳарчанд миёни мардумон гӯям.
Дар хоб сухан на бе забон гӯянд,
Дар бедорӣ ман ончунон гӯям.
Ҷуз дар буни чоҳ менанолам ман,
Асрори ғами ту бемакон гӯям.
Бар рӯйи замин нишаста бошам хуш,
Аҳволи замин бар осмон гӯям.
Маъшуқ ҳамешавад ниҳон аз ман,
Ҳарчанд аломату нишон гӯям.
Ҷонҳои латиф дар фиғон оянд,
Он дам, ки ман аз ғамат фиғон гӯям!

# 560

Зинҳор маро магӯ, ки пирам,
Пириву фано куҷо пазирам?
Ман моҳии чашмаи ҳаётам,
Ман ғарқаи баҳри шаҳду ширам.
Ҷуз аз лаби лаъли ҷон нанӯшам,
Ғайри сари зулфи ӯ нагирам.
Гар каж ниҳадам камони абрӯ,
Дар ҳукми камони ӯ чу тирам.
Андохтаӣ чу тир дурам,
Баргир, ки аз ту ногузирам.
Паррам ту диҳӣ, чаро напаррам?
Мирам чу туӣ, чаро бимирам?

# 561

Гар аз ғами ишқ ор дорем,
Пас мо ба ҷаҳон чи кор дорем?!
Ё Раб, ту мадиҳ қарор моро,
Гар бе рухи ту қарор дорем!
Ай Юсуфи юсуфон, куҷойӣ?
Мо рӯй дар он диёр дорем!
Ҳар субҳ бар он ду зулфи мушкин
Чун боди сабо гузор дорем!
Чун ҳалқаи зулфи худ шуморӣ,
Мо чашм дар он шумор дорем!
Чашми ту шикор кард ҷонро,
Мо дида дар он шикор дорем!
Ай оби ҳаёт дар канорат,
Ин оташ аз он канор дорем!
З-он лоласитон чи зор гаштем?!

Ё Раб, ки чи лолазор дорем!
Гӯем зи рашки Шамси Табрез,
"Не симу на зар, на ёр дорем!".

# 562

Ҷуз ҷониби дил бад-он наёем,
Як лаҳза буруни дил напоем!
Монандаи нойи сарбурида
Бебарг шудему бонавоем!
Маҷнуни ҷигаркабоби ошиқ,
Ҷуз оташи ишқро нашоем!
Мо зарраи офтоби ишқем,
Ай ишқ барой, то бароем!
Моро ба миёни зарраҳо ҷӯй,
Мо хурдтарини зарраҳоем!
В-ар з-он ки бичӯйиву наёбӣ,
Бидҳем нишон, ки мо куҷоем?!
Дар хона чу офтоб дартофт,
Гирди сари равзани сароем!

# 563

Ай бурда намози ман зи ҳангом,
Ҳин, вақти намоз шуд, биёром!
Ай хӯрда ту хуни сад қаландар,
Ай бар ту ҳалол хун, биёшом!
Ишқи туву он гаҳе саломат?!
Ай душмани нангу душмани ном!
Масти ту в-он гаҳе сару по?!
Девонаву он гаҳе саранҷом?!
Як ҳарф бипурсамат, бигӯйӣ?
Дилсӯхта дидайӣ чунин хом?!
Пайдост, ки ёри ман малӯл аст,
Хомӯш шудам ба кому ноком!

# 564

Ё Раб, тавба чаро шикастам?!
В-аз луқма даҳон чаро набастам?!
Гар васваса кард гирдпечам,
Дар печиши ӯ чаро нишастам?!
Охир дидам ба ақл мавзиъ,
Сад бору ҳазор бор растам!
Аз бандагии Худо малӯлам,
Зеро ки ба ҷон гулӯпарастам!
Чун бар дили ман нишаста дуде,
Чун зуд чу гард барнаҷастам?!
Инҳо, ки набиштам аз надомат,
Он вақт набишта буд дастам!

# 565

Ман дӯш ба тоза аҳд кардам,
Савганд ба ҷони ту бих(в)ардам,

К-аз рӯйи ту чашм барнадорам,
Гар теғ занӣ, зи ту нагардам!
Дармон зи касе дигар наҷӯям,
Зеро зи фироқи туст дардам!
Дар оташам ар фурӯ барӣ ту,
Гар оҳ бароварам, на мардам!
Бархостам аз раҳат чу гарде,
Бар хоки раҳи ту бозгардам!

# 566

Гар нози туро ба гуфт н-орам,
Миҳри ту даруни сина дорам!
Бе миҳри ту гар гуле бибӯям,
Дарҳол бисӯз ҳамчу хорам!
Монандаи моҳӣ ар хамӯшам,
Чун мавҷу чу баҳр беқарорам!
Ай бар лаби ман ниҳода муҳре,
Мекаш ту ба сӯйи худ маҳорам!
Мақсуди ту чист, ман чӣ донам?
Донам, ки ман андар ин қаторам!
Нушхори ғамат занам чу уштур,
Чун уштури маст каф барорам!
Ҳарчанд ниҳон кунам, нагӯям,
Дар ҳазрати ишқ ошкорам!
Монандаи дона зери хокам,
Мавқуфи ишорати баҳорам!
То бе дами худ занам даме хуш,
То бе сари худ саре бихорам!

# 567

Ман уштури масти шаҳрёрам,
Он хоям, к-аз гулӯ барорам!
Чун гулбуни рӯйи ӯст хӯям,
Ушкуфаи ман бувад нисорам!
Чун баҳр агар туруш кунам рӯ,
Пургавҳару дур бувад канорам!
Гар ёр висоли мо наҷӯяд,
Бо ишқ висоли ёри ғорам!
Хоре, ки ба пеши халқ ор аст,
Он ор шудаст ифтихорам!
Боди мантиқ бурун кун аз лунҷ,
К-аз боди натақ дар ин ғуборам!

# 568

Имрӯз маро чи шуд, чи донам?!
Имрӯз ман аз сабукдилонам!
Дар дидаи ақл бас макинам,
Дар дидаи ишқ бемаконам!
Афсӯс, ки сокини заминам,
Инсоф, ки сорими151 замонам!

[151] Шамшерзан, диловар.

Ин турфа, ки бо тани заминӣ
Бар пушти фалак ҳаме давонам?!
Он бор, ки чарх барнатобад,
Аз қуввати ишқ, мекашонам!
Аз синаи хеш оташашро
То синаи санг мерасонам!
Аз лаззату аз сафои қандаш
Пуршаҳд шудаст ин даҳонам!
Аз мушкили Шамси Ҳаққи Табрез,
Ман нуктаи мушкили ҷаҳонам!

# 569

Ай ҷони латифу ай ҷаҳонам,
Аз хоби гарон-т барҷаҳонам.
Бе шарму ҳаё кунам тақозо,
Донӣ, ки ғарими152 беамонам.
Гар бар дили ту ғубор бинам,
Аз ашки худаш фурӯ нишонам.
Ай гулбуни ҷон, барои маҷлис
Бигрифтаамат, ки гул фишонам.
Як бӯса бидиҳ, ки андар ин роҳ
Ман боҷи ақиқ меситонам.
Бисёр шаб аст, к-андар ин дашт,
Ман аз пайи боҷи роҳбонам.
Шаб наъра занам чу посбонон,
Чун толиби боҷи корвонам.
Ҳамхона гурехт аз нафирам,
Ҳамсоя гурехт аз фиғонам!

# 570

Ноомада сел, тар шудастем,
Норафта ба дом, пойбастем.
Шатранҷ надидаему мотем,
Як ҷуръа нахурдаему мастем.
Ҳамчун шикани ду зулфи хубон
Нодида масоф, мо шикастем.
Мо сояи он бутем, гӯӣ,
К-аз асли вуҷуд бутпарастем.
Соя бинамояду набошад,
Мо низ чу соя несту ҳастем.

# 571

Дар ишқи қадим солх(в)ардем,
В-аз гуфти ҳасуд барнагардем!
З-ин дамдамаҳо занон битарсанд,
Бар мо ту махон, ки марди мардем!
Мардона кунем кори мардон,
Пинҳон накунем, он чи кардем!
Моро ту ба зарду сурх мафреб,
К-аз ханҷари ишқ рӯйзардем!

---

[152] Қарздори бесармоя.

Бар дард ҳазор офарин бод,
Боқӣ бари мо, ки ёри дардем!

# 572

Гар гумшудагони рӯзгорем,
Раҳёфтагони кӯйи ёрем!
Гум гардад рӯзгор чун мо,
Гар оташи дил бар ӯ гуморем!
Не сар монад, на ақл ӯро,
Гар мо сари фитнаро бихорем!
Ин марг, ки халқ луқмаи ӯст,
Як луқма кунему ғам надорем!
Ту ғарқаи воми ин қиморӣ,
Мо вомгузори ин қиморем!
Ҷоне мондаст раҳини ин вом,
Ҷонро бидиҳему баргузорем!

# 573

Не симу на зар, на мол хоҳем,
Аз лутфи ту парру бол хоҳем!
На ҳокимиву на ҳукм хоҳем,
Бар ҳукми ту иҳтимол хоҳем!
Ай умри азиз, умри мо бош,
Не ҳафта, на маҳ, на сол хоҳем!
Мо бадр наему аз пайи бадр
Худро чу қади ҳилол хоҳем!
Аз баҳри мутолиъай хаёлат
Худро ба кам аз хаёл хоҳем!
Чун далви мусофирони чоҳем,
К-он Юсуфи хушхисол хоҳем!
Чун ойина нақши худ зудоем,
Чун акси чунон ҷамол хоҳем!
Чун чашм назар кунад ба ҷуз ту,
Ҷонро зи ту гӯшмол хоҳем!
Хомӯш, зи қол чанд лофӣ?!
Чун ҳол омад, чи қол хоҳем?!

# 574

Мо шохи гулем, не гиёҳем,
Мо меваи тарру тоза хоҳем!
Ушкуфаи боғи осмонем,
Нуқлу майи маҷлиси Илоҳем!
Мо ҷӯй наем, балки обем,
Мо абр наем, балки моҳем!
Лавҳу қаламем, не ҳуруфем,
Теғу аламем, не сипоҳем!
Ҳам хастаи ғамзаи чу тирем,
Ҳам бастаи турраи сиёҳем!

# 575

Имрӯз наям малӯл, шодам,

Ғамро ҳама тоқ барниҳодам!
Бар сиблати ҳар куҷо малӯлест,
Гар мири ман асту устодам!
Имрӯз миён ба айш бастам,
Рӯбанд зи рӯйи маҳ кушодам!
Имрӯз зарифаму латифам,
Гӯйӣ, ки магар зи лутф зодам!
Ёре, ки надод бӯса аз ноз,
Ӯ бӯса бичусту ман надодам!
Ман дӯш, аҷаб, чи хоб дидам,
К-имрӯз азим бомуродам!
Гуфтӣ ту, ки рав, ки подшоҳӣ,
Оре, ки хушу хуҷаста бодам!
Бе соқиву бе шароб мастам,
Бе тахту кулоҳ Кайқубодам!
Дар ман зи куҷо расад гумонҳо,
Субҳоналлаҳ, куҷо фитодам?!

# 576

Хешро чун хор дидам, сӯйи гул бигрехтам,
Хешро чун сирка дидам, дар шакар омехтам!
Косаи пурзаҳр будам, сӯйи тарёқ омадам,
Соғаре дурдӣ будам, дар оби ҳайвон рехтам!
Дидаи пурдард будам, даст дар Исо задам,
Хом дидам хешро, дар пухтае овехтам!
Хоки кӯйи ишқро ман сурмаи ҷон ёфтам,
Шиър гаштам дар латофат, сурмаро мебехтам!
Ишқ гӯяд: "Рост мегӯйӣ, вале аз худ мабин,
Ман чу бодам, ту чу оташ, ман туро ангехтам!".

# 577

Ишва додастӣ, ки ман дар бевафойӣ нестам,
Бас кун охир, бас кун охир, рустойӣ нестам!
Чун ҷудо кардӣ ба ханҷар ошиқонро банд-банд,
Чун маро гӯйӣ, ки дар банди ҷудойӣ нестам?
Ман яке кӯҳам зи оҳан дар миёни ошиқон,
Ман зи ҳар боде нагардам, ман ҳавойӣ нестам!
Ман чу обу равғанам, ҳаргиз наёмезам ба кас,
З-он ки ман ҷони ғарибам, инсаройӣ нестам!
Ай дар андеша фурӯ рафта, ки ово чун кунам,
Худ бигӯ, ман кадхудоям, ман худойӣ нестам!
Ман нагӯям чун кунам, дарё маро то чун барад,
Ғарқае дар баҳру дар банди сақойӣ нестам!
Дар ғами онам, ки ӯ худро намояд беҳиҷоб,
Ҳеч андар банди хешу худнамойӣ нестам!

# 578

Чашм бикшо, ҷон нигар, к-аш сӯйи ҷонон мебарам,
Пеши он иди азал ҷон баҳри қурбон мебарам!
Чун кабӯтар хонаи ҷонҳо аз ӯ маъмур гашт,
Пас, чаро ин зираро ман сӯйи Кирмон мебарам?!
З-он ки ҳар чизе ба аслаш шоду хандон меравад,
Сӯйи асли хеш ҷонро шоду хандон мебарам!

Зери дандон то наёбад, қанд ширин кай бувад?!
Ҷони ҳамчун қандро ман зери дандон мебарам!
То ки зар дар кон бувад, ӯро набошад равнақе,
Сӯйи заргар андак-андак зудаш аз кон мебарам!
Дуди оташ куфр бошад, нури ӯ имон бувад,
Шамъи ҷонро ман варойи куфру имон мебарам!
Сӯйи ҳар абре, ки ӯ мункир шавад хуршедро,
Офтобе зери доман баҳри бурҳон мебарам!
Шамси Табрез армуғони гавҳари баҳри дил аст,
Ман зи шарми ҷони покат ҳамчу Уммон мебарам!

# 579

Вақти он омад, ки ман савгандҳоро бишканам,
Бандҳоро бардаронам, пандҳоро бишканам!
Чархи бадпайвандро ман баркушоям банд-банд,
Ҳамчу шамшери аҷал пайвандҳоро бишканам!
Пунбае аз лоуболӣ дар ду гӯши дил ниҳам,
Панд бипзирам зи сабру бандҳоро бишканам!
Муҳр баргирам зи қуфлу дар шакархона равам,
То зи шохе з-он шакар ин қандҳоро бишканам!
То ба кай аз чанду чун?! Охир, зи ишқам шарм бод!
Кай зи чунӣ бартар оям, чандҳоро бишканам?!

# 580

Не ту гуфтӣ: "Аз ҷафои он ҷафогар нашканам?!",
Не ту гуфтӣ: "Оламе дар ишқи ӯ барҳам занам?!".
Не ту дасти ӯ гирифтӣ, аҳд кардӣ ду ба ду?
К-аз пайи он ҷону дил ин ҷону дилро барканам?!
Нури чашмат чун манам, дурам мабин, ай нури чашм,
Сӯйи боло бингар, охир, з-он, ки ман бар равзанам!
Ай саририштай тарабҳо, Исии даврон туйӣ,
Сар аз ин равзан фурӯ кун, гарчи ман чун сӯзанам!
Ишқро рӯзи қиёмат оташу дуде бувад,
Нури он оташ ту бошӣ, дуди он оташ манам!
То бибинам рӯйи чун гулзори он сад навбаҳор,
Ҳамчу лола ман сияҳдил, садзабон чун савсанам!
Шоҳ Шамсуддини Табрезӣ, манат ошиқ басам,
Рӯзи базмат ҳамчу мумам, рӯзи размат оҳанам!

# 581

Рӯйи некат бад кунад, ман некро бар бад ниҳам,
Ошиқе бас пухтаам, ин нангро бар х(ва)д ниҳам!
Нанги ошиқ танг дорад аз ҳама фахри ҷаҳон,
Нангро ман бар сари он ишрати беҳад ниҳам!
Илм чун чодар кушояд, дар барам гӯяд ба лутф,
Ҳарфҳои илмро бар гардани абҷад ниҳам!
Тоҷи заррин чун ниҳод аз ошиқӣ бар фарқи ман,
Тахти худро ман барорам, бар сари Фарқад[153] ниҳам!
Чун дар оби зиндагонӣ суратам пинҳон шавад,
Сурати худро ба пеши сурати Аҳмад ниҳам!

---

[153] Номи ситора.

Номи Шамсуддини Табрезӣ чу бинвисам, бидон-к
Шаккари дилхоҳро дар ишками коғаз ниҳам!

## 582

Чун ҳама ёрони мо рафтанду танҳо мондем,
Ёри танҳомондагонро дам ба дам мехондем!
Ҷумла ёрон чун хаёл аз пеши мо бархостанд,
Мо хаёли ёри худро пеши худ биншондем!
Соъате аз ҷӯйи миҳраш об бар дил мезадем,
Соъате зери дарахташ мева меафшондем!
Соъате мекард бар мо шаккару гавҳар нисор,
Соъате аз шаккари ӯ мо магас мерондем!
Чун хаёли ӯ даромад, бар дараш дарбон шудем,
Чун хаёли ӯ бурун шуд, мо дар ин дармондем!

## 583

Чун бидидам субҳи рӯят, дарзамон бархестам,
Гарм дар кор омадам, мавқуфи мутриб нестам!
Ҳамчу соя дар тавофам гирди нури офтоб,
Гаҳ суҷудаш мекунам, гоҳе ба сар меистам!
Гаҳ дарозам, гоҳ кӯтаҳ ҳамчу соя пеши нур,
Ҷумла Фиръавнам, чу ҳастам, чун наям, Мӯсистам!
Ман миёни исбаъайни ҳукми Ҳаққам чун қалам,
Дар кафи Мӯсо асо гоҳеву гаҳ афъистам!
Ишқро андеша набвад, з-он ки андеша асост,
Ақлҳо бошад асо, яъне ки ман аъмистам!
Рӯҳи мавқуфи ишорат мебинолад ҳар даме,
Бар сари раҳ мунтазир мавқуфи як ористам!
Чун аз ин ҷо нестам, ин ҷо ғарибам ман, ғариб,
Чун дар ин ҷо беқарорам, охир аз ҷойестам?!

## 584

Бори дигар аз дилу аз ақлу ҷон бархостем,
Ёр омад дар миён, мо аз миён бархостем!
Аз фано рӯ тофтему дар бақо дарбофтем,
Бенишонро ёфтему аз нишон бархостем!
Гард аз дарё баровардему дуд аз нуҳ фалак,
Аз замону аз замину осмон бархостем!
Ҳин, ки мастон омаданду роҳро холӣ кунед,
Не, ғалат гуфтам, зи роҳу роҳбон бархостем!
Оташи ҷон сар баровард аз замини колбад,
Хост афғон аз дилу мо чун фиғон бархостем!
Кам сухан гӯему гар гӯем, кам кас пай барад,
Бода афзун кун, ки мо бо камзанон бархостем!
Ҳастияст они занону кори мардон нестист,
Шукр, к-андар нестӣ мо паҳлавон бархостем!

## 585

Бизан он пардаи нӯшин, ки ман аз нӯши ту мастам,
Бидиҳ, ай Ҳотами мастон, қадаҳи зафт ба дастам!
Ҳала, ай сардиҳи мастон, ба ғазаб рӯй магардон,

Ки ман аз арбада ногаҳ қадаҳе чанд шикастам!
Чи кам ояд қадаҳ онро, ки диҳад бист сабӯкаш,
Бишикан шишаи ҳастӣ, ки чу ту нестпарастам!
Ту мапурсам, ки кийӣ, ту, бидиҳ он соғари шашсӯ,
Чу шудам маст, бибинӣ, чи касастам, чи касастам!
Чу ман аз бодапарастӣ шудаам ғарқаи мастӣ,
Дигарам хира чӣ ҷуйӣ, ки ман аз ҷӯйи ту ҷастам!
Бидиҳ, ай хоҷаи бобо, макун имрӯз муҳобо,
Ки раги ғусса буридам, зи ғаму ғусса бирастам!
Чу манам сояи ҳуснат, бикунам, он чи бикардӣ,
Чу бихӯрдӣ ту, бихӯрдам, чу нишастӣ ту, нишастам!
Манам он масти дуҳулзан, ки шудам маст ба майдон,
Дуҳули хеш чу парчам ба сари найза бибастам!
Хамуш, ар фонии роҳӣ, ки фано хомушӣ орад,
Чу раҳидем зи ҳастӣ, ту макаш боз ба ҳастам!

# 586

Бизан он пардаи дӯшин, ки ман имрӯз хамӯшам,
Зи тафи оташи ишқат мани дилсӯз хамӯшам!
Манам он боз, ки мастам, зи кулаҳ баста шудастам,
Зи кулаҳ чашмфарозам, зи кулаҳдӯз хамӯшам!
Зи нигори хуши пинҳон, зи яке оташи пинҳон
Чу дилафрӯхта гаштам, зи дилафрӯз хамӯшам!
Чу бидидам, ки даҳонам шуд ғаммози ниҳонам,
Сухани фош чи гӯям, ки зи links мармуз хамӯшам!
Ба раҳи ишқи хаёлаш чу қаловузи ман омад,
Зи раҳаш гӯям, лекин зи қаловуз хамӯшам!
Зи ғам афрӯхта гаштам, ба ғам омӯхта гаштам,
Зи ғам ар нола барорам, зи ғамомӯз хамӯшам!

# 587

Зи яке пистадаҳоне, санаме баста, даҳонам,
Чу бирӯйид наботаш, чу шакар баст забонам!
Ҳама хубии қамар ӯ, ҳама шодист магар ӯ,
Ки аз ӯ ман тани худро зи шакар бознадонам?!
Ту чи пурсӣ, ки кадомӣ, ту дар ин ишқ чӣ номӣ?!
Санамо, шоҳи ҷаҳонӣ, зи ту ман шоди ҷаҳонам!
Чу қадаҳ рехта гаштам, ба ту омехта гаштам,
Чу бидидам, ки ту ҷонӣ, масали ҷон пинҳонам!
Вагарам ҳаст агар ман, биниҳ ангушт ту бар ман,
Ки ман андар талаби худ сари ангуштгазонам!
Чу аз ӯ дар таку тобам, зи паяш сахт шитобам,
Чу маро бурд ба норам, ду чу худ бозситонам!
Чу шакаргири ту гаштам, чу ман аз тири ту гаштам,
Чӣ шуд, ар баҳри шикорат шиканад тиру камонам?!
Чу Салоҳи дилу динро, маҳи хуршеди яқинро,
Ба ту афтод муҳаббат, ту шудӣ ҷону равонам!

# 588

Бути бенақшу нигорам, ҷузи ту ёр надорам,
Туйӣ ороми дили ман, мабар, ай дӯст, қарорам!
Зи ҷафои ту ҳазинам, ҷузи ишқат нагузинам,
Ҳавасе нест ҷуз инам, ҷуз аз ин кор надорам!

Ту ба рухсор чу моҳӣ, чи латифиву чи шоҳӣ,
Ту маро пушту паноҳӣ, зи ту ороста корам!
Ҷузи ишқат напазирам, ҷузи зулфи ту нагирам,
Ки дар ин аҳд чу тирам, ки бар ин чанг чу торам!
Тани моро ҳама ҷон кун, ҳамаро гавҳари кон кун,
Зи тараб чашма равон кун ба суйи боғу баҳорам.

## 589

Алами ишқ баромад, бираҳонад зи заҳирам,
Ба лаби чашмаи ҳайвон бикашам пой, бимирам!
Ба кӣ монам, ба кӣ монам, ки сутурлоби ҷаҳонам?!
Чу қазо ҳукмравонам, на амирам, на вазирам!
Бирав, ай олами ҳастӣ, ҳамаро пой бибастӣ,
Ту агар ҷони манастӣ, напазирам, напазирам!

## 590

Ҳавасест дар сари ман, ки сари башар надорам,
Ман аз ин ҳавас чунонам, ки зи худ хабар надорам!
Ду ҳазор мулк бахшад шаҳи ишқ ҳар замоне,
Ман аз ӯ ба ҷуз ҷамолаш тамаъе дигар надорам!
Камару кулоҳи ишқаш ба ду кавн мар маро бас,
Чӣ шуд, ар кулаҳ бияфтад, чӣ ғам, ар камар надорам?!
Саҳаре бибурд ишқам дили хастаро ба ҷойе,
Ки зи рӯзу шаб гузаштам, хабар аз саҳар надорам!
Сафаре фитод ҷонро ба вилояти маъонӣ,
Ки сипиҳру моҳ гӯяд, ки чунин сафар надорам!
Зи фироқ ҷони ман гар зи ду дида дур фишонад,
Ту гумон мабар, ки аз вай дили пургуҳар надорам!
Чи шакарфурӯш дорам, ки ба ман шакар фурӯшад,
Ки нагуфт узр рӯзе, ки бар ӯ шакар надорам!
Бинамудаме нишоне зи ҷамоли ӯ, валекин
Ду ҷаҳон ба ҳам барояд, сари шӯру шар надорам!
Табрез, аҳд кардам, ки чу Шамси дин биёяд,
Биниҳам ба шукр ин сар, ки ба ғайри сар надорам!

## 591

Ду ҳазор аҳд кардам, ки сари ҷунун нахорам,
Зи ту даршикаст аҳдам, зи ту бод шуд қарорам!
Зи раҳи зиёдаҷӯйӣ ба тариқи хираруйӣ
Бираваам, ки кадхудоям, ғала бидравам, бикорам!
Ҳама ҳаллу уқди олам чу ба дасти ғайб омад,
Мани булфузули муъҷиб, ту бигӯ, ки бар чи корам?!
Чу қазо ба сухра хоҳад, ки зи сиблате бихандад,
Саги лангро бигӯяд, ки бирас бад-он шикорам!
Чу бар ӯ-ш раҳм ояд, хабараш кунад, ки биншин,
Биҳил ихтиёри худро ту ба пеши ихтиёрам!
Агарат шикор бояд, зи манат шикор хуштар,
Ҳама сайдҳои ҷонро ба нисор бар ту борам!
На зи доми ман малоле, на зи ҷоми ман ваболе,
На назири ман ҷамоле, чи ғарибу нудра ёрам?!
Хамуш, ар дигар бигӯям зи мақолати хуши ӯ,
Бипарад кабӯтари дил суйи аввали маторам!
Табрезу Шамси дин шуд сабаби фурӯғи ахтар,

Рухи шамс аз ӯ мунаввар ба фарози сабзи торам!

## 592

Фалако, бигӯ, ки то кай гилаҳои ёр гӯям?!
Набувад шабе, ки оям зи миёни кор, гӯям!
Зи миёни ӯ мақомам камар асту кӯҳу саҳро,
Бичаҳам аз ин миёну сухани канор гӯям!
Зи фироқи гулситонаш чу дар имтиҳони хорам,
Бираҳам зи хор чун гул, сухан аз ҳазор гӯям!
Ҳама бонги зоғ ояд ба харобаҳои баҳман,
Бираҳам аз ин чу булбул, сифати баҳор гӯям!
Гираҳе зи накди ғунча биниҳам ба пеши савсан,
Сифате зи ранги лола ба бунафшазор гӯям!
Бикашад зи кибр доман дили ман, чу дилбар ояд,
Бидарад назар гиребон, чу зи интизор гӯям!
Биниҳад кулоҳ аз сар хуми хоси хусравонӣ,
Бичаҳад зи миҳр соқӣ, чу ман аз хумор гӯям!

## 593

Назаре ба кори ман кун, ки зи даст рафт корам,
Ба касам макун ҳавола, ки ба ҷуз ту кас надорам!
Чи камӣ дарояд охир, башаро, ба хонаи ту,
Агар аз шароби васлат бибарӣ зи сар хуморам?!
Чу наям сазои шодӣ, зи худам мадор беғам,
Ки дар ин миён ҳамеша ғами туст ғамгусорам!

## 594

Дида аз халқ бибастам, чу ҷамолаш дидам,
Масти бахшойиши ӯ гаштаму ҷон бахшидам!
Ҷиҳати муҳри Сулаймон ҳама тан мум шудам,
В-аз пайи нур шудан мум, маро молидам.
Ройи ӯ дидаму ройи кажи худ афкандам,
Нойи ӯ гаштаму ҳам бар лаби ӯ нолидам!
Ӯ ба дасти ману кӯрона ба дасташ ҷустам,
Ман ба дасти вайу аз бехабарон пурсидам!
Содадил будаму ё маст ва ё девона,
Тарс-тарсон зи рази хеш ҳамедуздидам!
Аз раҳи рахна чу дуздон ба рази худ рафтам,
Ҳамчу дуздон суман аз гулшани худ мечидам!
Бас куну рози маро бар сари ангушт мапеч,
Ки ман аз панҷаи печи ту басе печидам!
Шамси Табрез, ки нури маҳу ахтар ҳам аз ӯст,
Гарчи зорам зи ғамаш, ҳамчу ҳилоли идам!

## 595

Ҳала, рафтему гаронӣ зи ҷамолат бурдем,
Ҷиҳати тӯшаи раҳ зикри висолат бурдем!
То ки морову туро тазкирае бошад ёд,
Дили хаста ба ту додему хаёлат бурдем!
Он хаёли рухи хубат, ки қамар бандаи ӯст
В-он хами абруи монанди ҳилолат бурдем!

В-он шакархандаи хубат, ки шакар ташнаи ӯст,
Зи шакархонаи маҷмӯъи хисолат бурдем!
Чун кабӯтар чу бипаррем, ба ту бозоем,
З-он ки мо ин пару бол аз пару болат бурдем!
Ҳар куҷо пардаи фаръӣ ба суйи асл ояд,
Ҳар чи дорем, ҳам аз иззу ҷалолат бурдем!
Шамси Табрез, шунав хидмати моро зи сабо,
Гар шамол асту сабо, ҳам зи шамолат бурдем!

# 596

Дам ба дам аз раҳи дил пайки хаёлаш расадам,
Тобише нав ба нав аз ҳусну ҷамолаш расадам!
Ё Раб, ин бӯйи тараб аз тарафи фирдавс аст
Ё насимест, ки аз рӯзи висолаш расадам?!
Ин зи ишқ аст, ки мағзам зи тараб хира шудаст
Ё ки ҷомест, ки аз хамри ҳалолаш расадам?!
Ё чу бозест, ки аз ишқ ҳамепарронад
Ё кабӯтарбачагон аз пару болаш расадам?!
Саркашон аз тарафи ғайб ба ман меоянд,
В-ин мададҳо ҳама аз лаззати ҳолаш расадам!

# 597

Аз бути бохабари ман хабаре мерасадам
В-аз лаби чун шакари ӯ шакаре мерасадам!
Шакар андар шакар андар шакар андар шакар аст,
Шакаре дар даҳан асту дигаре мерасадам!
Ҳар дам аз гулшани ӯ турфа гуле месигалам,
Ҳар замон тозагул аз шохи таре мерасадам!
Хира аз ишқи ваям, к-аз ҳавасаш ҳар нафасе
Ошиқи сӯхтаи хирасаре мерасадам!
Он яке зард шуда, к-оташи ӯ мекашадам,
В-ин дигар ҳаст, ки аз вай назаре мерасадам!
В-он дигар бар дари он хонаи ӯ биншаста,
Ки дар ар боз нашуд, бонги даре мерасадам!
В-он яке бар сари он хок сарак бинҳода,
Ки зи хокаш сифати ҷонваре мерасадам!

# 598

Ман чу дар гӯр - дарун хуфта ҳамефарсоям,
Чу биёйӣ ба зиёрат, сара берун оям!
Нафхи сури маниву маҳшари ман, пас чӣ кунам?!
Мурдаву зинда бад-он ҷо, ки туйӣ, он ҷоям!
Масали нойи ҷамодему хамуш бе лаби ту,
Чи навоҳо занам он дам, ки даме дарн-оям?!
Чун наёбам маҳи рӯят, сари худ мебандам,
Чун наёбам лаби нӯшат, кафи худ мехоям!

# 599

Соқиё, мо зи Сурайё ба замин афтодем,
Гӯши худ бар дами шаш тойи тараб бинҳодем!
Дили ранҷур ба танбӯр навое дорад,

Дили садпораи худро ба навояш додем!
Ба харобот будастем, аз он рӯ мастем,
Кӯйи дигар нашиносем, дар ин кӯ зодем!
Соқиё, з-ин ҳама бигзар, бидиҳ он ҷоми шароб,
Ҳамаро ҷумла яке кун, ки дар ин афродем!
Ҳамаро ғарқ куну бозраҳон з-ин аъдод,
Мазае бахш, ки мо бемазаи аъдодем!
Дили мо ёфт аз ин бода аҷойиб бӯйе,
Лоҷарам, аз дами ин бода латифавродем!
Аз бурун хастаи ёрему дарун растаи ёр,
Лоҷарам, масту тарабноку қавибунёдем!
Ҳама мастему харобему фанои раҳи дӯст,
Дар хароботи фано оқилаи эҷодем!
Ҳала, Хомӯш, биёром, арӯсӣ дорем,
Ҳама гирдак бинишинем, ки мо домодем!

# 600

Рӯзи шодист, биё, то ҳамагон ёр шавем,
Даст бо ҳам бидиҳему бари дилдор шавем!
Чун дар ӯ данг шавему ҳама якранг шавем,
Ҳамчунин рақскунон ҷониби бозор шавем!
Рӯзи он аст, ки хубон ҳама дар рақс оянд,
Мо бибандем дуконҳо, ҳама бекор шавем!
Рӯзи он аст, ки ташриф бипӯшад ҷонҳо,
Мо ба миҳмони Худо бар сари асрор шавем!
Рӯзи он аст, ки дар боғ бутон хайма зананд,
Мо ба наззораи эшон суйи гулзор шавем!

# 601

Соқиё, арбада кардем, ки дар ҷанг шавем,
Майи гулранг бидиҳ, то ҳама якранг шавем!
Сурати лутфи сақиллоҳ туйӣ дар ду ҷаҳон,
Рухи майранг намо, то ҳамагон данг шавем!
Бода мансуҷ шавад, чун ба сифат бода шавем,
Банг мансух шавад, чун ҳамагӣ банг шавем!
Ҳин, ки андешаи ғам паҳлуйи мо хона гирифт,
Бода диҳ, то ки аз ӯ мо ба ду фарсанг шавем!
Мутрибо, баҳри Худо, захмаи мастона бизан,
То зи захми хуши ту сохта чун чанг шавем!
Маҷлиси қайсари Рум аст, бидиҳ сайқали дил,
То ки чун ойинаи ҷон ҳама безанг шавем!
Як ҷаҳон тангдилу мо зи фарохии нишот
Як нафас ошиқи онем, ки дилтанг шавем!
Душмани ақл кӣ дидаст, к-аз омезиши ӯ
Ҳама ақлу ҳама илму ҳама фарҳанг шавем?!
Шамси Табрез чу дар боғи сафо рӯ бинмуд,
Зуд дар гардани ишқаш ҳама ованг шавем!

# 602

Мо сару панҷаву қувват на аз ин ҷон дорем,
Мо кару фарри саъодат на зи кайвон дорем!
Оташи давлати мо нест зи хуршеду асир,
Субуҳоти рухи тобанда зи субҳон дорем!

Рагу пай неву дар он Даҷлаи хун меҷӯшем,
Дасту по неву дар он маърака ҷавлон дорем!
Ҳафт дарё бари мо ғарқаи як қатра бувад,
Ки ба каф шаъшаъаи ҷавҳари инсон дорем!
Чи кам, ар сар набувад, чунки саросар ҷонем,
Чи ғам, ар зар набувад, чун мадад аз кон дорем!
Бӯҳурайрасифатему ба гаҳи доду ситад
Дил бад-он собиқаву даст дар анбон дорем!
Аҳраман, деву парӣ ҷумла ба ҷон ошиқи мост,
Чунки дар ишқи Худо мулки Сулаймон дорем!
Дар чаҳу ҳабси ҷаҳон гарчи раҳини далвем,
Чанд Яъқуби дилошуфта ба Канъон дорем?!
Шамси Табрез шаҳаншоҳи ҳама мардон аст,
Мо аз он қутби ҷаҳон ҳуҷҷату бурҳон дорем!

# 603

То ки мо аз назару хубии ту бохабарем,
Аз баду неки ҷаҳон ҳамчу ҷаҳон бехабарем!
Назаре кард суйи хубии ту дидаи мо,
Аз пайи рӯйи ту то ҳашр ғуломи назарем!
Дини мо меҳри туву мазҳаби мо хидмати ту,
То нагӯйӣ, ки дар ин ишқи ту мо мухтасарем!
Заҳр бар ёди яке нӯш, ту ай оҳучашм,
Гар биҳ аз нӯш нанӯшем, пас аз саг батарем!

# 604

Мерасад бӯйи ҷигар аз ду лабам,
Мебарояд дудҳо аз ёрабам!
Мебинолад осмон аз оҳи ман,
Ҷонсупурдан ҳар даме шуд мазҳабам!
Андаке донистие аз ҳоли ман,
Гар хабар будӣ шабатро аз шабам!
Мактаби таълими ошиқ оташ аст,
Ман шабу рӯз андаруни мактабам!
Рӯйи худ бар рӯйи зарди ман биниҳ,
Даст ниҳ бар синаам, к-андар табам.
Гуфтамаш: "Гӯям ба гӯшат як сухан!",
Гуфт: "Тарсам, то насӯзад ғабғабам!".
Гуфтамаш: "Дур аз ҷамолат чашми бад!
Чашми ман наздик, агарчи муъҷабам!".

# 605

Дасти ман гир, ай писар, хуш нестам,
Ай қади ту чун шаҷар, хуш нестам!
Не бихил дастам, ки ранҷам аз дил аст,
Дарди дилро гулшакар хуш нестам!
То ту рафтӣ, қуввату сабрам бирафт,
То ту рафтӣ, ман дигар хуш нестам!
Дастҳоро чун камар кун гирди ман,
Ҳин, ки ман бе ин камар хуш нестам!
Нотавонам, рафтам аз даст, ай ҳаким,
Даст бар ман ниҳ, магар хуш нестам?!
Ай гирифта оташат зеру забар,

Инчунин зеру забар хуш нестам!
Чӣ хабар пурсӣ, ки бе ҷоми лабат
Бохабар ё бехабар, хуш нестам!
Сар ҳамепечам ба ҳар сӯ, ҳамчунин
Чист, яъне ман зи сар хуш нестам!
Чашм мебандам ба ҳар дам то ба дер,
З-он ки бе ту бо назар хуш нестам!

# 606

Ай гузида ёр, чунат ёфтам?!
Ай дилу дилдор, чунат ёфтам?!
Мегурезӣ ҳар замон аз кори мо,
Дар миёни кор чунат ёфтам?!
Чанд борам ваъда кардиву нашуд,
Ай санам, ин бор чунат ёфтам?!
Заҳмати ағёр, охир, чанд, чанд?!
Ҳин, ки бе ағёр чунат ёфтам?!
Ай дарида пардаҳои ошиқон,
Пардаро бардор, чунат ёфтам?!
Ай зи рӯят гулситонҳо шармсор,
Дар гулу гулзор чунат ёфтам?!
Ай дил, анадак нест захми чашми бад,
Пас, магӯ бисёр, чунат ёфтам?!
Ай ки дар хобат надида хусравон,
Ин аҷаб, бедор чунат ёфтам?!
Шамси Табрезӣ, ки анвор аз ту тофт,
Андар он анвор чунат ёфтам?!

# 607

Мешиносад пардаи ҷон он санам,
Чун надонад пардаро соҳибҳарам?!
Чун зи парда қасди ақли мо кунад,
Ту фусун бар мо махону бармадам!
Кас надорад тоқати мо, он нафас,
Оқил аз мо мераҳад, девона ҳам!
Ончунон кардем мо маҷнун, ки дӯш
Моҳ меандохт аз ғайрат алам!
Пардаҳое менавозад пардадар,
То раҳойӣ мезанад бе зеру бам!
Ақлу ҷон он ҷо кунад рақсулҷамал,
К-ӯ бидаррад пардаи шодиву ғам!
Ин назар он пардаро аз сар гирифт,
Мо ба сар рақсон чу бар коғаз қалам!

# 608

Ман ба сӯйи боғу гулшан меравам,
Ту намеойӣ миён, ман меравам!
Рӯз торик аст бе рӯяш маро,
Ман барои шамъи равшан меравам!
Ҷон маро ҳиштасту пешин меравад,
Ҷон ҳамегӯяд, ки бе тан меравам!
Бӯйи себ омад маро аз боғи ҷон,
Маст гаштам, себ хӯрдан меравам!

Айш боқӣ шуд маро он ҷо, ки ман
Аз барои айш кардан меравам!
Ман ба ҳар боде нагардам, з-он ки ман
Дар раҳаш чун кӯҳи оҳан меравам!
Ман гиребонро даридам аз фироқ,
Дар пайи ӯ ҳамчу доман меравам!
Оташам, гарчи ба сурат равғанам,
В-андар оташ ҳамчу равған меравам!
Ҳамчу кӯҳе менамоям, лек ман
Зарра-зарра сӯйи равзан меравам!

# 609

Мо ба хирмангоҳи ҷон бозомадем,
Ҷониби шаҳ ҳамчу шаҳбоз омадем!
Сер гаштем аз ғарибиву фироқ,
Сӯйи аслу сӯйи оғоз омадем!
Ворaҳидем аз гадойиву ниёз,
Пойкӯбон ҷониби ноз омадем!
Дар канори маҳрамон ҷон парварем,
Чунки андар пардаи роз омадем!
Ӯ каманд андохт, моро баркашид,
Мо ба дасти сониъ ангоз омадем!
Пеш аз он, к-ин хона вайрон кард аҷал,
Ҳамдулиллаҳ, хонапардоз омадем!
Нони мо пухтасту бӯяш мерасад,
То ба бӯйи нон ба хаббоз154 омадем!
Ҳин, Хамуш кун, то бигӯяд тарҷумон,
К-аз мазаллат сӯйи иъзоз омадем!

# 610

Рӯзи борон асту мо ҷӯ меканем,
Бар умеди васл дасте мезанем!
Абрҳо обистан аз дарёи ишқ,
Мо зи абри ишқ ҳам обистанем!
Ту магӯ мутриб наям, дасте бизан,
Ту биё, мо худ туро мутриб кунем!
Равшан аст он хона, гӯйӣ, они кист?!
Мо ғуломи хонаҳои равшанем!
Мо ҳиҷоби оби ҳайвони худем,
Бар сари он об мо чун равғанем!

# 611

Як даме хуш чу гулистон кунадам,
Як даме ҳамчу зимистон кунадам.
Як дамам фозилу устод кунад,
Як даме тифли дабистон кунадам.
Як даме санг занад, бишканадам,
Як даме шоҳи дуристон кунадам.
Як даме чашмаи хуршед кунад,
Як даме ҷумла шабистон кунадам.

---

[154] Нонпаз, нонво.

Доманашро бигирифтам ба ду даст,
То бибинам, ки чи дастон кунадам!
Дурдии дурди хушашро қадаҳам,
Гарчи ӯ соқии мастон кунадам!
З-он ситонам шакари ӯ шабу рӯз,
То лақаб ҳам шакаристон кунадам!

# 612

Ман аз ин хона бадар меравам,
Ман аз ин шаҳр сафар меравам!
Манаму ин санаму соқии умр,
Ман аз ӯ ҷойи дигар меравам!
Ба Худо, тӯтиву тӯтибачаам,
Ҷуз суйи тунги шакар меравам!
Як замоне, ки зи ман дур шавад,
Ҷуз ки дар хуни ҷигар меравам!
Гар ҷаҳон баҳр шавад, мавҷ занад,
Ман ба ҷуз сӯйи гуҳар меравам!
Булбули мастаму дар боғи тараб
Ҷуз ба сӯйи гули тар меравам!
Дар сарам бӯйи майе афтодаст,
То чу май ҷуз, ки ба сар меравам!
Инчунин боғу чунин сарву чаман,
Ҷойи он ҳаст, агар меравам?!

# 613

Ман агар пурғам, агар хандонам,
Ошиқи давлати он султонам!
Ҳаваси ишқи малак тоҷи ман аст,
Агарам тоҷ диҳӣ, настонам!
Ранги шохи гули ӯ барги ман аст,
З-он ки ман булбули он бустонам!
Ҷуз ки бар хоки дараш наншинам,
Ҷуз ки дар ҷону дилаш наншонам!
Рӯзу шаб ғарқаи ширу шакарам,
Дар гулу ёсаману райҳонам!
Гар хароб аст ҷаҳон, гар маъмур,
Ман хароби ваям, ин медонам!
Назаре ҳаст малакро бар ман,
Гарчи бо хоки замин яксонам!
Зари бо хок даромехтаам,
Бош, дар кӯра равам, дар конам!

# 614

Рафтам зи дасти худ ман, дар бехудӣ фитодам,
Дар бехудии мутлақ бо худ чи нек шодам!
Чашмам бидӯхт дилбар, то ғайри ӯ набинам,
То чашмҳо баногаҳ дар рӯйи ӯ кушодам!
Бо ман ба ҷанг шуд ҷон, гуфто: "Маро маранҷон!",
Гуфтам: "Талоқ бистон!". Гуфто: "Бидиҳ!" "Бидодам!".
Модар чу доғи ишқат медид дар рухи ман,
Нофам бар он бурид ӯ, он дам, ки ман бизодам!
Гар бар фалак равонам в-ар лавҳи ғайб донам,

Ай ту салоҳи ҷонам, бе ту чи дар фасодам!
Ай парда барфиканда, то мурда гашта зинда,
В-аз нури рӯят омад аҳди аласт ёдам!
Аз ишқи шоҳи парён чун ёва гаштам, ай ҷон,
Аз хешу халқ пинҳон, гӯйӣ паринажодам!
Табрези Шамси динро гуфтам: "Тано, ки бошӣ?",
Тан гуфт: "Хок!"-у ҷон гуфт: "Саргашта ҳамчу бодам!".

# 615

Сад бор мурдам, ай ҷон, в-инро биёзмудам,
Чун бӯйи ту биёмад, дидам, ки зинда будам!
Сад бор ҷон бидодам в-аз пой дарфитодам,
Бори дигар бизодам, чун бонги ту шунидам!
То рӯйи ту бидидам, аз хеш нопадидам,
Ай сохта чу идам в-ай сӯхта чу удам!
Домест дар замирам, то бози ишқ гирам,
Он боз бозгуна чун мурғ даррабудам!
Ай шуълаҳои гардон дар синаҳои мардон,
Гардон ба гирди моҳат чун гунбади кабудам!
Он соъати хуҷаста, ту аҳдҳо бибаста,
Ман тавбаҳо шикаста, будам, чунон ки будам!
Аҳлам бибурд аз раҳ, к-аз ман расӣ ту дар шаҳ,
Чун сӯйи ақл рафтам, ақлам надошт судам!

# 616

Хоҳам, ки кафки хунин аз деги ҷон барорам,
Гуфтори ду ҷаҳонро аз як даҳон барорам!
Аз худ баромадам ман, дар ишқ азм кардам,
То ҳамчу худ ҷаҳонро ман аз ҷаҳон барорамҷ
Зуннори нафси бадро ман чун гулӯ-ш бастам,
Аз гуфт вораҳам ман, чун як фиғон барорам!
Валлаҳ, кашонам ӯро чандон ба гирди гардун,
К-аз ҷони дудрангаш оташ аён барорам!
Ай бас арӯси ҷонро рӯбанди тан рабоям,
В-аз ишқ саркашонро аз хонумон барорам!
Ин ҷумла ҷонҳоро дар ишқ чанг созам
В-аз чанги безабон ман сесад забон барорам!
Пур кард Шамси Табрез дар ишқ як камоне,
К-аз ишқ зиҳ бароянд, чун он камон барорам!

# 617

Пеши чунин ҷамоли ҷонбахш чун намирам?!
Девона чун нагардам, занҷир чун нагирам?!
Чун бодаи ту х(в)ардам, ман маҳв чун нагардам?!
Ту чун майӣ, ман обам, ту шаҳду ман чу ширам!
Бикшо даҳони х(в)адро, он қанди беададро,
Узр ар намепазирӣ, ман ишва мепазирам!
Донӣ, ки аз чӣ хандам?! Аз ҳиммати баландам!
Зеро ба шаҳри ишқат бар ошиқон амирам!
Бо ъишқи лоязолӣ аз як шикам бизодам,
Нав ишқ менамоям, валлаҳ, ки сахт пирам!
Он чашм агар кушойӣ, ҷуз хешро нашойӣ,
В-ар ин назар кушойӣ, донӣ, ки беназирам!

Андар танӯри сардон оташ занам чу мардон,
В-андар танӯри гармон ман пухтатар хамирам!
Дар лутф ҳамчу ширам, андар гулӯ нагирам,
То дар ғалат наяфтӣ, гар шӯр чун панирам!
Дар ишқи Шамси Табрез султони тоҷдорам,
Чун ӯ ба тахт ояд, ман пеши ӯ вазирам!

## 618

Ай чархи айбҷӯям в-ай сақфи пурситезам,
То кай ба гӯша-гӯша аз макри ту гурезам?
Ай чархи ҳамчу зангӣ, хунхораи халойиқ,
Ман абри ҳамчу хунам, бар ту чаро нарезам?!
Ай дил бисӯз хуш-хуш, магрез аз ин ду оташ,
К-ин аст бар ту воҷиб, к-ойӣ ба нори тезам!
Мақсуд нур омад, олам танӯр омад,
В-ин ишқ ҳамчу оташ в-ин халқ ҳамчу ҳезум!
Ҳамчун Халили Яздон парвонавор шодон
Дар оташат нишастам, то ҳашр барнахезам!

## 619

Ай тавбаам шикаста, аз ту куҷо гурезам?!
Ай дар дилам нишаста, аз ту куҷо гурезам?!
Ай нури ҳар ду дида, бе ту чи гуна бинам?!
В-ай гарданам бибаста, аз ту куҷо гурезам?!
Ай шаш ҷиҳат зи нурат чун ойинаст шашрӯ
В-ай рӯйи ту хуҷаста, аз ту куҷо гурезам?!
Дил буд аз ту хаста, ҷон буд аз ту раста,
Ҷон низ гашт хаста, аз ту куҷо гурезам?!
Гар бандам ин басарро в-ар бисгалам назарро,
Аз дил найӣ гусаста, аз ту куҷо гурезам?!

## 620

Олам гирифт нурам, бингар ба чашмҳоям,
Номам баҳо ниҳоданд, гарчи ки бебаҳоям!
З-он луқма кас нахӯрдаст, як зарра з-он набурдаст,
Бингар ба иззати ман, к-онро ҳаме бихоям!
Гар чарху аршу курсӣ аз халқ сахт дур аст,
Бедору хуфта ҳар дам мастона мебароям!
Он ҷо ҷаҳони нур аст, ҳам ҳуру ҳам қусур аст,
Шодиву базму сур аст, бо худ аз он наёям!
Ҷабрил пардадор аст, мардон даруни парда,
Дар ҳалқа-шон нигинам, дар ҳалқа чун дароям?!
Исо ҳарифи Мӯсо, Юнус ҳарифи Юсуф,
Аҳмад нишаста танҳо, яъне ки ман ҷудоям!
Ишқ аст баҳри маънӣ, ҳар як чу моҳӣ дар баҳр,
Аҳмад, гуҳар ба дарё, инак ҳаменамоям!

## 621

Овозаи ҷамолат аз ҷони худ шунидем,
Чун боду обу оташ дар ишқи ту давидем!
Андар ҷамоли Юсуф гар дастҳо буриданд,

Дасте ба ҷони мо бар, бингар чиҳо буридем?!
Риндону муфлисонро пайдост, то чи бошад,
Ин далқи пора-пора дар пойи ту кашидем!
Дар ишқи ҷонсупорон монанди мо ҳазорон
Ҳастанд, лек чун ту дар хоб ҳам надидем!
Монандаи сутурон дар об вақти хӯрдан
Чун акси хеш дидем, аз хеш мерамидем!

# 622

Дардиҳ шароб яксон, то ҷумла ҷамъ бошем,
То нақшҳои худро як-як фурӯ тарошем!
Аз хеш хоб гардем, ҳамранги об гардем,
Мо шохи як дарахтем, мо ҷумла хоҷатошем!
Мо табъи ишқ дорем, пинҳони ошкорем,
Дар шаҳри ишқ пинҳон, дар кӯйи ишқ фошем!
Худро чу мурда бинем, бар гӯри худ нишинем,
Худро чу зинда бинем, дар навҳа рӯ харошем!
Ҳар сурате, ки рӯяд бар ойинай дили мо,
Занги қалош дорад, зеро ки мо қалошем!
Мо ҷамъи моҳиёнем, бар рӯйи об ронем,
Ин хоки булҳавасро бар рӯй хок пошем!
То мулки ишқ дидем, сархайли муфлисонем,
То нақди ишқ дидем, туҷҷори беқумошем!

# 623

Ман он шаби сиёҳам, к-аз моҳ хашм кардам,
Ман он гадойи урам, к-аз шоҳ хашм кардам!
Аз лутфам он ягона меҳонд сӯйи хона,
Кардам яке баҳона в-аз роҳ хашм кардам!
Гар сар кашад нигорам в-ар ғам барад қарорам,
Ҳам оҳ барнаёрам, аз оҳ хашм кардам!
Гоҳам фирефт бо зар, гоҳам ба ҷоҳу лашкар,
Аз зар чу зар биҷастам в-аз ҷоҳ хашм кардам!
З-оҳанрабойи аъзам, ман оҳанам, гурезон,
В-аз каҳрабойи олам, ман - коҳ, хашм кардам!
Мо зарраем саркаш аз чору панҷу аз шаш,
Худ панҷу шаш кӣ бошад, з-Аллоҳ хашм кардам!
Инро ту барнатобӣ, зеро буруни обӣ,
Гар шабҳи офтобӣ, з-ашбоҳ хашм кардам!

# 624

Чизе магӯ, ки ганҷи ниҳоне харидаам,
Ҷон додаам, валек ҷаҳоне харидаам!
Рӯям чу заргар аст, аз ӯ ин сухан шунав:
"Додам қурозае зару коне харидаам!".
Аз чашми турки дӯст чи тире, ки хӯрдаам,
В-аз тоқи абруяш чи камоне харидаам!
Бо халқ баста-баста бигӯям ман ин ҳадис,
Бо кас нагӯям: "Ин зи фалонӣ харидаам!".
Ҳарчанд безабон шуда будам чу моҳие,
Дидам шакарлабеву забоне харидаам!
Ногоҳ чун дарахт бирустӣ миёни боғ,
З-он боғи бенишона нишоне харидаам!

Гуфтам миёни боғи худ: "Онро миёна нест!",
Лек аз миён нестмиёне харидаам!
Кардам қирон ба мафхари Табрез - Шамси дин,
Берун зи ҳар ду қарн қироне харидаам!

# 625

Бикшой чашми худ, ки аз он чашмравшанем,
Ҳошо, ки чашми хеш аз он рӯй барканем!
Парвонаӣ ту баҳри ту бифрӯз синаро,
То хешро зи ишқ бар он сина барзанем!
Бифзой хавфи ишқ, нахоҳем эманӣ,
Зеро зи хавфи ишқи ту мо сахт эманем!
Парвонаро зи шамъи ту ҳар рӯз муждаест,
Яъне, ки мот шав, ки ҳаме мот зоманем!
Шодем он замон, ки ту даъвӣ кунӣ, ки ман!
Бе ман шавем аз худу аз ишқ сад манем!
То боғи гулситони ҷамоли ту дидаем,
Чун сарв сарбаланду забонвар чу савса!ем.
Бар гулшани замона, бирав, оташе бизан,
Зеро зи ишқи рӯйи ту з-он сӯйи гулшанем!
Ай он, ки сустдил шудаӣ дар тариқи ишқ,
Дар мо гурез зуд, ки мо бурҷи оҳанем!
Аз завқи оташи шаҳи Табрез - Шамси дин
Дорем оби рӯву ҳама маҳзи равғанем!

# 626

Чанд равӣ бехабар? Охир, бингар ба бом,
Бом чӣ бошад, бигӯ, бар фалаки сабзфом!
То қамаре ҳамчу ҷон ҷилва шавад ногаҳон,
Сад маҳу сад офтоб чиҳраи ӯро ғулом.
Аз ҳаваси ишқи ӯ чарх занад нуҳ фалак
В-аз майи ӯ ҷону дил нӯш кунад ҷом-ҷом!
Чун ба таҷаллӣ битофт, ҷониби ҷонҳо шитофт,
Бодаи ҷон шуд мубоҳ, хӯрдану хуфтан ҳаром!
Гуфт ҷаҳони салим: !Чист хабар, ай насим?!,
Гуфт: "Надорам зи бим ҷуз нафасе, вассалом!".

# 627

Пештар о, майлабо, то ҳама шайдо шавем!
Бештар о, гавҳаро, то ҳама дарё равем!
Даст ба ҳам водиҳем ҳалқасифат ҷавқ-ҷавқ,
Ҷамъ муаллақзанон маст ба дарё давем!
Бар лаби дарёи ишқ тоза бирӯйем боз,
Ҳой, ки чун гулситон то ба абад мо навем!
В-аз ҷигари гулситон шуълаи дигар занем,
Чун зи рухи оташин мояи сад партавем!
Ҷавҳари мо рӯ намуд, лек аз он сӯйи баҳр
Оҳ, ки ту з-ин сувӣ, оҳ, ки мо з-он сувем.
Шоҳсуворо, ба сар тоҷ биҷунбон чунин,
Тоҷи туро гавҳарем, аспи туро мо ҷавем!
Бар сари дораш кунем, ҳар ки бигӯяд якем,
Оташ андарзанем, ҳар ки бигӯяд дувем!

# 628

Бори дигар зарравор рақскунон омадем,
З-он суви гардуни ишқ чархзанон омадем!
Бар сари майдони ишқ чунки яке гӯ шудем,
Гаҳ ба карон тохтем, гаҳ ба миён омадем!
Ишқ ниёз оварад, гар ту чунонӣ, равост,
Мо чу аз онсӯтарем, мо на чунон омадем!
Хоҷаи маҷлис туйӣ, маҷлисиён ҳозиранд,
Оби чу оташ биёр, мо на ба нон омадем!
Шукр, ки нодоштвор аз сабаби захми ту,
Чунки ба ҷон омадем, зуд ба ҷон омадем!
Шамси Ҳақ, ин ишқи ту ташнаи хуни ман аст,
Теғу кафан дар бағал бахри ҳамон омадем!
Ҷуз намакат нашканад шӯриши Табрезро,
Фахри замин, дар ғамат шӯри замон омадем!

# 629

Нагуфтамат, марав он ҷо, ки ошно-т манам?!
Дар ин сароби фано чашмаи ҳаёт манам?!
Вагар ба хашм равӣ сад ҳазор сол зи ман,
Ба оқибат ба ман ойӣ, ки мунтаҳот манам!
Нагуфтамат, ки ба нақши ҷаҳон машав розӣ,
Ки нақшбанди саропардаи ризот манам?!
Нагуфтамат, ки манам баҳру ту яке моҳӣ,
Марав ба хушк, ки дарёи босифот манам?!
Нагуфтамат, ки чу мурғон ба сӯйи дом марав?!
Биё, ки қуввати парвозу парру пот манам?!
Нагуфтамат, ки туро раҳ зананду сард кунанд,
Ки оташу табишу гармии ҳавот манам?!
Нагуфтамат, ки сифатҳои зишт дар ту ниҳанд,
Ки гум кунӣ, ки сари чашмаи сафот манам?!
Нагуфтамат, ки магӯ кори банда аз чи ҷиҳат
Низом гирад?! Халлоқи беҷиҳот манам?!
Агар чароғдилӣ, дон, ки роҳи хона куҷост,
В-агар Худосифатӣ, дон, ки кадхудот манам!

# 630

Ба гӯши ман бирасонид ҳаҷри талхпаём,
Ки хоби ширин бар ошиқон шудаст ҳаром!
Бикард бар хуру бар хоб чор такбире,
Ҳар он касе, ки бар ӯ кард ишқ нимсалом!
Ба ман нигар, ки бидидам ҳазор озоре,
Чу ишқро дилу ҷонам каниз гашту ғулом!
Азим нури қадим аст ишқ пеши хос,
Агарчи сурату шаҳват бувад ба пеши авом!
Дилам чу захм наёбад, равад, ки тавба кунад,
Маханд бар ману бар худ, кадом тавба, кадом?!
Зиҳӣ гуноҳ, ки куфр аст тавба кардан аз ӯ,
На пас тариқи гурезу на пеш ҷойи мақом!
Ба чор мазҳаб хунаш ҳалолу рехтанӣ,
Аз он ки ишқ нарезад ба ғайри хуни киром!
Бикуш маро, ки чу куштӣ, ба ишқ зинда шудам,

Хамӯш кардаму мурдам, тамом гашт калом!

## 631

Ба гӯшае биравам, гӯши он қадаҳ гирам,
Ки ошиқи қадаҳи дурду хасми тадбирам!
Хуш аст гӯша ва ё гӯшагаштае чун ман,
Ба ҳар чи бошад аз ин ду, чу шаҳду чун ширам!
Чу обу равған бо ҳар ки мурғи обӣ нест,
Ки зуҳратолиъаму шукри сукри таъсирам!
Зи халқ ман он хоҳам, ки шукри сукр кунад,
Дигар ҳама ба ту бахшидам, ай баку мирам!
Равам, саре биниҳам, к-он сарест бодаи ҷон,
Ки хуфта биҳ сари пуриҳтиёлу тазвирам!

## 632

Ба кӯйи ишқи ту ман н-омадам, ки боз равам,
Чи гуна қибла гузорам, чу дар намоз равам?!
Ба ҷуз, ки кӯр нахоҳад, ки ман ба ҳеч сабаб
Ба сӯйи зулмат аз он шамъи садтароз равам!
Кадом ақл раво бинад ин, ки ман ташна
Ба ғайри ҳазрати он баҳри бениёз равам?!
Буроқи ишқ гузидам, ки то ба даври абад
Ба сӯйи турраи ҳинду ба турктоз равам!
Шаби чу бозу бати рӯзро бисӯзад пар,
Чу дар саҳар ба муноҷоти ӯ ба роз равам!
Чу чашмбанди қазо роҳи чашм баста кунад,
Ба бӯйи анбарияш чашмҳо фароз равам!
Ба хоки пойи Худованд - Шамси Табрезӣ,
Ки чун шудам зи вай аз даст, сарфароз равам!

## 633

Биёр, мутриб, бар мо карим бош, карим,
Ба кӯйи хастадилонӣ, раҳим бош, раҳим!
Дилам чу оташ чун дар даме шавад зинда?!
Чу дил мабош мусофир, муқим бош, муқим!
Биёмад оташу бар роҳи ошиқон бинишаст,
Ки ай мусофири ин раҳ, ятим бош, ятим!
Нидо расид ба оташ, ки бар ҳама ушшоқ
Чу шуълаҳои халилӣ наъим бош, наъим!
Гилем аз об чу хоҳӣ, ки то бурун орӣ,
Ба зери пойи азизон гилем бош, гилем!
Чу боядат, ки туро баҳр доявор бувад,
Мисоли дона дар ӯ рав, ятим бош, ятим!
Дурусту рост шуд, ай дил, ки дар ҳаво дилро
Дуруст рост наёяд, дуним бош, дуним!
Алиф мабош зи абҷад, ки саркашӣ дорад,
Мабош беи дусар ту, чу ҷим бош, чу ҷим!

## 634

Фузул гаштаам имрӯз, ҷанг меҷӯям,
Манӯш нуктаи мастон, ки ёва мегӯям!

Тано, бисӯз чу ҳезум, ки аз ту сер шудам,
Дило, бирав ту зи пешам, туро намеҷӯям!
Лаган ниҳода хаёлаш ба чашмаи чашмам,
Баҳона кард, к-аз ин об ҷома мешӯям!
Бигуфтамаш, ки ба хуноба ҷома чун шӯйӣ?!
Бигуфт: "Хун ҳама з-он сӯсту ман аз ин сӯям!
Ба сӯйи ту ҳама хун асту сӯйи ман ҳама об,
На қибтиям,155 ки дар ин Нили мӯсавихӯям!"

## 635

Агар ба ақлу кифоят пайи ҷунун бошам,
Миёни ҳалқаи ушшоқ зӯфунун бошам!
Манам ба ишқ Сулаймон, забони ман Осаф,
Чаро ба бастаи ҳар доруе фусун бошам?!
Халилвор бипечам сари худ аз Каъба,
Муқими Каъба шавам, Каъбаро сутун бошам!
Ҳазор Рустами Дастон ба гарди мо нарасад,
Ба дасти нафси муханнас чаро забун бошам?!
Ба даст гирам он зулфиқори пурхунро,
Шаҳиди ишқаму андар миёни хун бошам!
Дар ин бисот манам андалеб ар-раҳмон,
Маҷӯй ҳадду канорам, зи ҳад бурун бошам!
Маро ба ишқ бипарвард Шамси Табрезӣ,
Зи рӯҳи қудус зи каррубиён фузун бошам!

## 636

Гаҳ чархзанон ҳамчун фалакам,
Гаҳ болзанон ҳамчун малакам!
Чархам пайи Ҳақ, рақсам пайи Ҳақ,
Ман з-они вайам, не муштаракам!
Чун дид маро, бихрид маро
Он кони намак, з-он бонамакам!
Шер аст яқин дар бешаи ҷон,
Бидрид яқин анбони шикам!
Он, к-ӯ ба қазо додаст ризо,
Қозӣ кунадаш рӯзе малакам!
Яъҷуҷ манам, Маъҷуҷ манам,
Ҳад нест маро, ҳарчанд якам!
Барбанд даҳон, дар боғ даро,
То кам накунӣ хатҳои чакам!

## 637

Талхӣ накунад ширинзақанам,
Холӣ накунад аз май даҳанам!
Урён кунадам ҳар субҳдаме,
Гӯяд, ки биё, ман ҷомаканам!
Дар хона ҷаҳад, муҳлат надиҳад,
Ӯ бас накунад, пас ман чӣ кунам?!
Аз соғари ӯ гиҷ аст сарам,
Аз дидани ӯ ҷон аст танам!

---

155 Номи қадимаи мисриён.

Танг аст бар ӯ ҳар ҳафт фалак,
Чун меравад ӯ дар пираҳанам!
Аз ширाи ӯ ман шердилам,
Дар арбадааш ширинсуханам!
Мегуфт, ки ту дар чанги манӣ,
Ман сохтамат, чунат назанам?!
Ман чанги туам, бар ҳар раги ман
Ту захма занӣ, ман тан - тананам!
Ҳосил ту зи ман дил бар наканӣ,
Дил нест маро, ман худ чи канам?!

# 638

Омадам боз, то чунон гардам,
Ки чу хуршед ҷумла ҷон гардам!
Сари хумми раҳиқ бикшоям,
Сардиҳи базми сархушон гардам!
Ишрат акнун алам ба саҳро зад,
Ман чу фикрат чаро ниҳон гардам?!
Боғи хулд аст ҷони ман, то ман
Қурратулъайни боғбон гардам!
Барнагардам ба гирди худ чун қутб,
Гирди қутбон чу осмон гардам!
Чун шабам рӯз гашт, ай султон,
Фориғ аз босму посбон гардам!
Кони заррам, наям зари маҳдуд,
Ки пайи санги имтиҳон гардам!
Тан зан аз ҳай-ҳайи шубонона,
Подшоҳам, чаро шубон гардам?!

# 639

То ба ҷон масти ишқи он ёрам,
Сардиҳи бодаҳои анворам!
Ҳар даме гар на ҷони нав диҳадам,
Ай дил, аз ҷони хеш безорам!
Гирди он маҳ чу чарх мегардам,
Пас, дигар чист дар замин корам?!
Бар сари коргоҳи хубӣ буд,
Сӯзанаш кардааст чун торам!
Сӯзанам чанг шуд аз ӯ дар тор,
То ба овози зер мезорам!
То ман ин коргоҳи оламро,
К-ӯ ҳиҷоби Ҳақ аст, бардорам!
То бисӯзам ҳиҷоби ғафлату хоб
З-оташи чашмҳои бедорам!
То биёбам зи Шамси Табрезӣ
Сиҳҳати ин замири беморам!

# 640

Мо ҳама аз аласт ҳамдастем,
Оқибат, шукр, боз пайвастем!
Мо ҳама ҳамдилему ҳамроҳем,
Ҷумла аз як шароб сармастем!
Мо зи кавнайни ишқ бигзидем,

Ҷуз, ки он ишқ, ҳеч напрастем!
Чанд талхӣ кашид ҷон зи фироқ,
Оқибат аз фироқ ворастем!
Офтобе даромад аз равзан,
Кард моро баланд, агар пастем!
Офтобо, макаш зи мо доман,
Не, ки бар домани ту биншастем!
Аз шуъоъи ту ҳаст, агар лаълем,
Аз ту ҳастем мо, агар ҳастем!
Пеши ту зарравор рақсонем,
Аз ҳавои ту банд бишкастем!

# 641

Омадастем, то чунон гардем,
Ки чу хуршед ҷумла ҷон гардем!
Мӯнису ёри ғамгинон бошем,
Гулу гулзори хокиён гардем!
Чанд касро наем хос чу зар,
Бар ҳама ҳамчу баҳру кон гардем!
Ҷон намоем ҷисми оламро,
Қурратулъайни дидагон гардем!
Чун замин нестем яғмогоҳ,
Эману хуш чу осмон гардем!
Ҳар ки тарсон бувад чу тарсоён,
Ҳамчу имон бар ӯ амон гардем!
Ҳин, хамуш кун, аз он ҳам афзунем,
Ки бар алфозу бар забон гардем!

# 642

Мо, ки бода зи дасти ёр хурем,
Кай чу уштур гиёҳу хор хурем?!
Эманем аз хумори май, эро
Майи соқии бехумор хурем!
Ҷоми мардон биёр, то к-имрӯз
Бе муҳобову мардвор хурем!
Ба дами ношумурда зинда шавем,
Андар он дам, ки бешумор хурем!
Соқиё, пой дор, то зи кафат
Майи сархушши пойдор хурем!
Пайи ин шери маст мепӯйем,
То кабоб аз дили шикор хурем!
З-он диёрем, к-аз ҳадас пок аст,
Рӯзии пок аз он диёр хурем!
На чу каргас асири мурдорем,
На чу лаклак зи ҳирс мор хурем!

# 643

Ошиқи рӯйи ҷонфазойи туем,
Раҳмате кун, ки дар ҳавойи туем!
Ту ба рухсори офтобиву маҳ,
Мо ҳама зарра дар ҳавойи туем!
То ту з-ин парда рӯй бинмоӣ,
Мунтазир бар дари саройи туем!

Ай, ки мо дар миёни маҷлиси унс
Бехуд аз шарбати лиқойи туем!
Хира чун душманон макуш моро,
К-охир, ай дӯст, ошнои туем!
Ту ризо медиҳӣ ба куштани мо,
Мо ҳама бандаи ризойи туем!
Гарчи бо хотами Сулаймонем,
Ай паризода, хоки пойи туем!
Шамси Табрез, ҷони ҷонҳойӣ,
Мо ҳама бандаву гадойи туем!

# 644

Хез, то фитнае барангезем,
Як замон аз замона бигрезем!
Бар бисоти нишот биншинем,
Ҳама аз пеши хеш бархезем!
Ҷуз ҳарифи зариф нагзинем,
Бо касони хасон наёмезем!
Ғами беҳуда дар ҷаҳон нахурем,
Майи осуда дар қадаҳ резем!
Мо гирифтори шодиву тарабем,
На гирифтори зуҳду парҳезем!
Гар ситеза кунад фалак бо мо,
Бар муродаш равему настезем!
Чун надорем ҳеч дастовез,
Чанд бо ҳар касе даровезем?!
Айши боқист Шамси Табрезӣ,
Масти ҷовиди шоҳи Табрезем!

# 645

Ту чи донӣ, ки мо чи мурғонем?!
Ҳар нафас зери лаб чи мехонем?!
Чун ба даст оварад касе моро?!
Мо гаҳе ганҷ, гоҳ вайронем?!
Чарх аз баҳри мост дар гардиш,
З-он сабаб ҳамчу чарх гардонем!
Кай бимонем андар ин хона,
Чун дар ин хона ҷумла миҳмонем?!
Гар ба сурат гадойи ин кӯйем,
Ба сифат, бин, ки мо чу султонем!
Чунки фардо шаҳем дар ҳама Миср,
Чи ғам, имрӯз агар ба зиндонем?!
То дар ин суратем, аз кас мо
Ҳам наранҷему ҳам наранҷонем!
Шамси Табрез чунки шуд миҳмон,
Сад ҳазорон ҳазор чандонем!

# 646

Чанд қабо бар қади дил дӯхтам,
Чанд чароғи хирад афрӯхтам!
Пири фалакро, ки қарореш нест,
Гардиши бас булъаҷаб омӯхтам!
Ганҷи карам омад миҳмони ман,

Вомй фақирон зи карам тӯхтам!
Ҳосил аз ин се суханам беш нест:
Сӯхтаму сӯхтаму сӯхтам!
Бар масали шамъам ман покбоз,
Рехтам он дахл, ки андӯхтам!
Баски басе нуқтаи Исои ҷон,
Дар дилу дар гӯши хар испӯхтам!
Баски изотамма дано нақсуҳу,
То бинагӯяд санами шӯх там!

# 647

Шуд зи ғамат хонаи савдо дилам,
Дар талабат рафт ба ҳар ҷо дилам!
Дар талабат, зуҳрарухи моҳрӯ,
Менигарад ҷониби боло дилам!
Фарши ғамаш гаштаму охир зи бахт
Рафт бар ин сақфи мусаффо дилам!
Оҳ, ки имрӯз диламро чӣ шуд?!
Душ чӣ гуфтаст касе бо дилам?!
Аз талабат гавҳари гӯёи ишқ
Мавҷ занад, мавҷ, чу дарё дилам!
Рӯз шуду чодари шаб медарад,
Дар пайи он айшу тамошо дилам!
Аз дили ту дар дили ман нуктаҳост,
Аҳ, чи раҳ аст аз дили ту то дилам?!
Гар накунӣ бар дили ман раҳмате,
Вой дилам, вой дилам, во дилам!
Ай Табрез, аз ҳаваси Шамси дин,
Чанд равад сӯйи Сурайё дилам?!

# 648

Чанд гаҳе фотиҳахонат кунам,
Аз паси он шоҳи ҷаҳонат кунам!
Пир шудӣ дар ғами мо, бок нест,
Пир биё, то ки ҷавонат кунам!
Ҳеч ғами ҷон махур, ар ҷон бирафт,
Биглари лашкаргаҳи ҷонат кунам!
Он чи муҳол аст, тасаввур диҳам,
Ваҷҳи муҳолӣ-ш баёнат кунам!
Раҳ диҳамат то ба усули усул,
Роҳ чӣ бошад, ки чунонат кунам!
Гарчи Калимӣ ҳама дар иътироз,
Кашф кунам, Хизри замонат кунам!

# 649

Мо ба тамошои ту боз омаде,
Ҷониби дарёи ту бозомадем!
Сели ғамат хонаи дилро бибурд,
Зуд ба саҳрои ту бозомадем!
Чун сари мо матбахи савдои туст,
Бар сари савдои ту бозомадем.
Аз сари чаҳ сад расан андохтӣ,
То суви болои ту бозомадем!

Нолаи сурнойи ту дар ҷон расид,
Дар пайи сурнойи ту бозомадем!

## 650

Ай дил, шикоятҳо макун, то нашнавад дилдори ман,
Ай дил, наметарсӣ магар аз ёри безинҳори ман?!
Ай дил, марав дар хуни ман, дар ашки чун Ҷайҳуни ман,
Нашнидайӣ шаб то саҳар аз нолаҳои зори ман?!
Ёдат намеояд, ки ӯ мекард рӯзе гуфтугӯ,
Мегуфт: "Бас, дигар макун андешаи гулзори ман!
Андозаи худро бидон, номе мабар з-ин гулситон,
Ин бас набошад худ туро, к-огаҳ шавӣ аз хори ман?!"
Гуфтам: "Амонам диҳ ба ҷон, хоҳам, ки бошӣ ин замон
Ту сардиҳу ман саргарон, ай соқии хаммори ман!
Хандиду мегуфт: "Ай писар, оре, валек аз ҳад мабар
В-он гаҳ чунин мекард сар, к-ай масту ай ҳушёри ман!"
Гуфто: "Мабош андар ҷаҳон, то рӯйи ман бинӣ аён,
Хоҳӣ чунин, гум шав чунон, дар нафйи худ дон кори ман!
Гуфтам: "Манам дар доми ту, чун гум шавам бе ҷоми ту?!
Бифрӯш як ҷомам ба ҷон в-он гаҳ бибин бозори ман!".

## 651

Он шох хушк асту сияҳ, ҳон, ай сабо, бар вай мазан,
Ай зиндагии боғҳо в-ай рангбахши марду зан!
Ҳон, ай сабои хубхад, андар рикобат меравад
Оби равону сабзаҳо в-аз ҳар тараф ваҷҳулҳасан!
Дардёдиливу равшанӣ, бар хушку бар тар мезанӣ,
Ӯ сахт хушк асту сияҳ, бар вай мазан аз баҳри ман!
Ман хирарӯтар омадам, бар ҷуди ту роҳе задам,
Ин кай тавонад гуфт гул бар лола ё сарву суман?!
Ай боғ созу даст не, чун ақл фавқу паст не,
Ҳастӣ чу наҳли хонакан ё ҷони миъмори бадан?!
Хоҳӣ, ки маъникаш шавам, рав, сабр кун, то хуш шавам,
Ранҷур бастафан бувад, хоса дар ин борик фан!

## 652

Бахти нигору чашми ман ҳар ду нахусбад дар заман,
Ай нақши ӯ шамъи ҷаҳон, ай чашми ман ӯро лаган!
Чашму димоғ аз ишқи ту бехобу хур парварда шуд,
Чун сарву гул ҳар ду хуранд аз оби лутфат бе даҳан?!
Ай кори ҷон пок аз абас, рӯзии ҷон пок аз ҳадас,
Ҳар лаҳза зояд сурате дар шаҳри ҷон бе марду зан!
Ҳар сурате биҳ аз қамар, ширинтар аз шаҳду шакар,
Бо сад ҳазорон карру фарр дар хидмати маъшуқи ман,
Ҳайрон малак дар рӯяшон, оби фалак дар ҷӯяшон,
Ай дил, чу андар кӯяшон маст омадӣ, дасте бизан!
З-он моҳрӯйи маҳҷабин шуд чун фалак рӯйи замин,
Ал-мустағос, ай муслимин, з-ин нақшҳои пурфитан!

## 653

Бо он сабукрӯҳии гул в-он лутфи шаҳбарги суман,

Чун ӯ бибинад рӯйи ту, ҳар барги ӯ гардад се ман!
Ай гулшани ту зиндагӣ в-ай захми ту фархундагӣ,
В-ай бандаатро бандагӣ биҳтар зи мулки анҷуман!
Гуфтӣ, ки ҷон бахшам туро, не-не, бигӯ, бикшам туро,
То зиндайӣ, бошам туро чун шамъ дар гарданзадан!
Зоҳид чӣ ҷӯяд раҳми ту, ошиқ чӣ ҷӯяд захми ту?!
Он мурдаи андар қабо в-ин зиндаи андар кафан!
Он дар халоси ҷон давад в-ин ишқро қурбон шавад,
Он сар ниҳад, то ҷон барад в-ин хасми ҷони хештан!
Ай тофта дар ҷони ман чун офтоб андар ҳамал,
В-ай ман зи тоби рӯйи ту ҳамчун ақиқ андар Яман!

# 654

Ай баски аз овози даш вомондаам з-ин роҳ ман
В-ай бас, ки аз овози қаш гум кардаам хиргоҳ ман!
Кай вораҳонӣ з-ин қашам, кай вораҳонӣ з-ин дашам,
То даррасам дар давлатат дар моҳу хирмангоҳ ман?!
Ҳарчанд шодам дар сафар, дар дашту дар кӯҳу камар,
Дар ишқат, ай хуршедфар, дар гоҳу дар бегоҳ ман!
Лекин кушоди роҳ ку, дидору доди шоҳ ку?!
Хоса маро, ки сӯхтам дар орзуи шоҳ ман!
То кай хабарҳои шумо воҷӯям аз боди сабо?!
То кай хаёли моҳатон ҷӯям дар обу чоҳ ман?!
Чун боғ сад раҳ сӯхтам, боз аз баҳор омӯхтам,
Дар ҳар ду ҳолат волаам дар санъати Аллоҳ ман!

# 655

Хуш мегурезӣ ҳар тараф аз ҳалқаи мо, не, макун,
Ай моҳ, барҳам мезанӣ аҳди Сурайё, не, макун!
Ту рӯзи пурнуру лаҳаб, ту дар пайи ту ҳамчу шаб,
Ҳар ҷо, ки манзил мекунӣ, оем он ҷо, не макун!
Ай офтобе дар ҳамал, боғ аз ту пӯшида ҳулал,
Бе ту бимонад аз амал дар захми сармо, не макун.
Ай офтоби дояе, мо дар пайат чун сояе,
Ай доя, бе алтофи ту мондем танҳо, не макун!

# 656

Ай нури афлоки замин, чашму чароғи ғайббин,
Ай ту чунину сад чунин, махдуми ҷонам Шамси дин!
То ғамзаат хунрез шуд в-он зулф анбарбез шуд,
Ҷон бандаи Табрез шуд, махдуми ҷонам Шамси дин!
Хуршеди ҷон ҳамчун шафақ дар мактаби ту навсабақ,
Ай бандаат хосони Ҳақ, махдуми ҷонам Шамси дин!
Ай баҳри иқболу шараф, сад моҳу шоҳат дар канаф,
Бардоштам пеши ту каф, махдуми ҷонам Шамси дин!
Ай ҳам мулуку ҳам малак дар пешат, ай нури фалак,
Аз ҳамдигар мискинтарак, махдуми ҷонам Шамси дин!
Матлуби ҷумла ҷонҳо, ҷонро суй иҷлолҳо
Ту дода парру болҳо, махдуми ҷонам Шамси дин!
Дилро зи ту ҳоле дигар, дар салтанат фоле дигар,
То паррад аз боле дигар махдуми ҷонам Шамси дин!

# 657

Ку хари ман, ку хари ман, пор бимурд он хари ман,
Шукр Худоро, ки харам бурд судоъ аз сари ман!
Гов агар низ равад, то биравад, ғам нахурад,
Нест зи гову шикамаш бӯйи хуши анбари ман!
Гову харе гар биравад, бод абад дар ду ҷаҳон
Дилбари ман, дилбари ман, дилбари ман, дилбари ман!
Ҳалқабагӯш аст харам, гӯши хару ҳалқаи зар?!
Ҳайф нигар, ҳайф нигар, во зари ман, во зари ман!
Сар кашаду раҳ набарад, ноз кунад, ҷав нахурад,
Ҷуз тали саргин набувад хидмати ӯ бар дари ман!
Гов бар ин чархи барин, гови дигар зери замин,
З-ин ду агар ман биҷаҳам, бахт бувад чанбари ман!
Рафтам бозори харон, ин суву он сӯ нигарон,
Аз хару аз бандаи хар сер шуд ин манзари ман!
Гуфт касе: "Чун хари ту мурд, харе ҳаст, бихар!",
Гуфтам: "Хомӯш, ки хар буд ба раҳ лангари ман!".

# 658

Ман хушам аз гуфти хасон, аз лабу лунҷи турушон,
Ман бикашам домани ту, домани ман ҳам ту кашон!
Ҷони ману ҷони туро ҳар ду ба ҳам дӯхт қазо,
Хушши хушши хушши хушам пеши ту, ай шоҳи хушон!
З-он ки маро дод лабаш, нест лаберо асараш,
З-он чи чашидам зи лабат, ҳеч лаберо мачашон!
Он ки турушрӯй бувад, дон, ки дирамҷӯй бувад,
Аз хуми сирка-ст ҳама, бо шакаронаш манишон!
Гуфтам: "Ай шоҳи алам, ман, ки миёни асалам,
Аз асали ман кӣ чашад?!" Гуфт: "Лаби хушманишон!"

# 659

Қасди ҷафоҳо накунӣ в-ар бикунӣ бо дили ман,
Во дили ман, во дили ман, во дили ман, во дили ман!
Қасд кунӣ бар тани ман, шод шавад душмани ман,
В-он гаҳ аз ин хаста шавад ё дили ту, ё дили ман!
Волаву Маҷнун дили ман, хонаи пурхун дили ман,
Баҳри тамошо, чӣ шавад, ранҷа шавӣ то дили ман!
Хурда шакарҳо дили ман, баста камарҳо дили ман,
Вақти саҳарҳо дили ман рафта ба ҳар ҷо дили ман!
Мурдаву зинда дили ман, гиряву ханда дили ман,
Хоҷаву банда дили ман, аз ту чу дарё дили ман!
Ай шуда устоди амин, ҷуз ки дар оташ манишин,
Гарчи чунин асту чунин, ҳеч маёсо, дили ман!
Сӯйи Салоҳи дилу дин омад Ҷабрили амин
Дар талаби ниъмати ҷон, баҳри тақозо дили ман!

# 660

Кофарам, ар дар ду ҷаҳон ишқ бувад хуштар аз ин,
Дидаи ӣмон шавад, ар нӯш кунад кофар аз ин!
Ишқ бувад кони ҳунар, ишқ бувад маъдани зар,

Дӯст шавад ҷилва аз он, пӯст шавад пурзар аз ин!
Ишқ чу бикшояд лаб, бӯй диҳад, бӯйи аҷаб,
Мушк шуда маст аз ӯ, гашта хиҷил анбар аз ин!
Ишқ бувад хуби ҷаҳон, модари хубони шаҳон,
Хок шавад гавҳар аз он, фахр кунад модар аз ин!

# 661

Ҳай, чи гурезӣ чандин, як нафас ин ҷо бинишин,
Сабри ту ку, ай собир, ай ҳама сабру тамкин?!
Мо ду-се каси нав мурда, мунтазири он парда,
Зинда шавем аз талқин, бозраҳем аз такфин.
Ҳин, ба салаф нафхе кун пештар аз явмиддин,
То шунавад чархи фалак аз ҳашари ту таҳсин!
Ҳай ба забони мо магӯ, рамз магӯ, пайдо гӯ,
Чанд хурӣ хун ба ситам, ай ҳама хубат хунин!
Чанд газӣ бар ҷигараш, чанд кунӣ қасди сараш,
Чанд диҳӣ бад хабараш, кор чунин асту чунин!
Чанд кунӣ талхлабаш, чанд кунӣ тирашабаш,
Ай лаби ту ҳамчу шакар, ай шаби ту хулди барин!
Ҳеч асал заҳр диҳад ё зи шакар сирка ҷаҳад?!
Мағлата то чанд диҳӣ, ай ғалатандози миҳин!
Ҳар чи кунӣ, он лаби ту бошад ғаммози шакар,
Ҳар ҳаракат, ки ту кунӣ, ҳаст дар он лутфи дафин!
Сарв чу монад ба хасе, зар ба чи монад?! Ба мисе!
Тавба чи монӣ ба касе, ай малики явмиддин!

# 662

Ай шуда аз ҷафойи ту ҷониби чарх дуди ман,
Ҷавр макун, ки бишнавад, шод шавад ҳасуди ман!
Беш макун ту дудро, шод макун ҳасудро,
Ваҳ, ки чи шод мешавад аз талафи вуҷуди ман!
Талх макун умеди ман, ай шакари сапеди ман,
То надарам зи дасти ту пираҳани кабуди ман!
Дилбару ёри ман туйӣ, равнақи кори ман туйӣ,
Боғу баҳори ман туйӣ, баҳри ту буд буди ман!
Хоби шабам рабудайӣ, мӯниси ман ту будайӣ,
Дард туам намудайӣ, ғайри ту нест суди ман!
Ҷони ману ҷаҳони ман, Зуҳраи осмони ман,
Оташи ту нишони ман, дар дили ҳамчу уди ман!
Ҷисм набуду ҷон будам, бо ту бар осмон будам,
Ҳеч набуд дар миён гуфти ману шунуди ман!

# 663

Рози ту фош мекунам, сабр намонд беш аз ин,
Беш фалак намекашад дарди марову не замин!
Ин дили ман чи пурғам аст в-он дили ту чи фориғ аст,
Он рухи ту чу хуби Чин в-ин рухи ман пур аст чин!
То ки бисӯзад ин ҷаҳон, чанд бисӯзад ин дилам,
Чанд бувад, буто, чунон, чанд гаҳе бувад чунин?!
Сирри ҳазорсоларо мастаму фош мекунам,
Хоҳ бибанд дидаро, хоҳ кушову хуш бибин!
Шӯри маро чу дид маҳ, омад сӯйи ман зи раҳ,
Гуфт: "Мадиҳ зи ман нишон, ёри туему ҳамнишин!"

Хира бимонд ҷони ман дар рухи ӯ дамеву гуфт:
"Ай санами хуши хушин, ай бути обу оташин!
Ай рухи ҷонфазойи ӯ баҳри Худо ҳамон, ҳамон,
Мутриби дилрабойи ман, баҳри Худо, ҳамин, ҳамин!
Ишқи туро чу мафрашам, об бизан бар оташам,
Ай маҳи ғайби он ҷаҳон дар Табрез - Шамси дин!"

# 664

Монда шудаст гӯши ман аз пайи интизори он,
К-аз тарафе садои хуш даррасадӣ зи ногаҳон!
Хӯй шудаст гӯшро, гӯши таронанӯшро,
К-ӯ шунавад самоъи хуш ҳам зи замин, ҳам осмон!
Фаръи самоъи осмон ҳаст самоъи ин замин
В-он ки самоъи тан бувад, фаръи самоъи ақлу ҷон!
Наъраи раъдро нигар, чӣ асар аст дар шаҷар,
Чанд шукуфаву самар сар зада андар он фиғон?!
Бонг расид дар адам, гуфт адам: "Бале, наъам,
Ман ниҳам он тараф қадам тозаву сабзу шодмон!"
Мустамиъи аласт шуд, пойдавону маст шуд,
Нест буд ӯву ҳаст шуд, лолаву беду займарон!

# 665

Ид намой идро, ай ту ҳилоли иди ман,
Гӯш бимол моҳро, ай маҳи нопадиди ман!
Буди ману фанои ман, хашми ману ризои ман,
Сидқи ману риёи ман, қуфли ману калиди ман!
Асли ману сиришти ман, масҷиди ман, куништи ман,
Дӯзахи ман, биҳишти ман, тозаи ман, қадиди ман!
Ҷавр кунӣ, вафо бувад, дард диҳӣ, даво бувад,
Лойиқи ту куҷо бувад дидаи ҷону диди ман!
Пештар аз ниҳоди ҷон лутфи ту дод доди ҷон,
Ай ҳамагӣ муроди ҷон, пас ту будӣ муриди ман!
Ай маҳи ид рӯйи ту, ай шаби қадр мӯйи ту,
Чун бирасам ба ҷӯйи ту, пок шавад палиди ман!
Ҷисм чу хонақоҳи ҷон, фикратҳо чу сӯфиён,
Ҳалқа заданду дар миён дил чу Абоязиди ман!
Дам назанам, хамуш кунам, бо ҳама рӯ туруш кунам,
То ки бигӯйиям: "Туйӣ ҳозиру мустафиди ман!".

# 666

Боз баҳор мекашад зиндагӣ аз баҳори ман,
Маҷлису базм мениҳад, то шиканад хумори ман!
Ман дили пурдилон будам, қуввати собирон будам,
Бурд ҳавои дилбарӣ ҳам дилу ҳам қарори ман!
Тунд намуд ишқи ӯ, тез шудам зи тундияш,
Гуфт: "Бирав, надидайӣ тезии Зулфиқори ман?!".
Аз қадами дурушти ӯ нарм шудаст гарданам,
То чӣ кашад дигар аз ӯ гардани нармсори ман?!
Пухта наҷӯшад, ай санам, ҷӯш мадиҳ, ки пухтаам,
К-аз сари дег меравад то ба фалак бухори ман!
Ҳин, ки бухори хуни ман бохабар аст аз ғамат,
То набарад ба осмон рози дили низори ман!
Рӯҳ гурехт пеши ту аз тани ҳамчу дӯзахам,

Шарм бирехт пеши ту дидаи шармсори ман!

# 667

Чиҳраи шармгини ту бистад шармгони ман,
Шӯри ту кард оқибат фитнаву шар макони ман!
Маҳ, ки нишонаи ту аст, лобакунон ба пеши ту,
Пеши худам нишон даме, ай шаҳи хушнишони ман!
Дар раҳи ту камин хасам, аз раҳи дур мерасам,
Ай дили ман ба дасти ту, бишнав достони ман!
Гирди фалак ҳамедавам, пуру тиҳӣ ҳамешавам,
З-он ки қарор бурдайӣ, ай дилу ҷон, зи ҷони ман!
Гирди ту гаштаме, вале гирд куҷост мар туро?!
Гирди дари ту медавам, ай дари ту амони ман!
Ишқ бурид нофи ман, бар ту бувад тавофи ман,
Лофи ману газофи ман пеши ту тарҷумони ман!
Гаҳ ҳама лаъл мешавам, гоҳ чу наъл мешавам,
То карамат бигӯядам: "Боз даро ба кони ман!".
Гуфт маро, ки чанд-чанд, сер нагаштӣ аз сухан,
З-он ки суви ту меравад ин сухани равони ман?!

# 668

Чи бошад пешаи ошиқ ба ҷуз девонагӣ кардан?!
Чи бошад нози маъшуқон ба ҷуз бегонагӣ кардан?!
Зи ҳар зарра биёмӯзед пеши нур барҷастан,
Зи парвона биёмӯзед он мардонагӣ кардан!
Чу шери маст берун ҷаҳ, на аввал дону на охир,
Ки ояд нанг шеронро зи рӯбаҳшонагӣ кардан!
Сарафроз аст куҳ, лекин надонад зарра пошидан,
Чӣ гӯям бозро, лекин куҷо парвонагӣ кардан?!
Ба пеши тир чун испар бараҳна захмро ҷустан,
Миёни кӯра бо оташ чу зар ҳамхонагӣ кардан!
Гар оби ҷӯй ширин аст, вале ку ҳайбати дарё,
Куҷо фарзини шаҳ будан, куҷо фарзонагӣ кардан?!
Туйӣ паймонаи асрор, гӯшу чашмро барбанд,
Натонад косаи сӯрох худ паймонагӣ кардан!
Агар бошад шабе равшан, куҷо бошад ба ҷойи рӯз?!
В-агар бошад шабе тобон, куҷо дурдонагӣ кардан?!

# 669

Чу афтам ман зи ишқи дил ба пойи дилрабойи ман,
Аз он шодӣ биёяд ҷон, ниҳон афтад ба пойи ман!
В-агар рӯзе дар он хидмат кунам тақсир, ногоҳон
Шавад ҷон хасми ҷони ман, кунад ин дил сазойи ман!
Саҳаргоҳе дуъо кардам, ки ҷонам хоки пойи ӯ,
Шунидам наъраи омин зи ҷон андар дуъои ман!
Чи гуна роҳ бурд ин дил ба сӯйи дилбари пинҳон?!
Чи гуна бӯй бурд ин ҷон, ки ҳаст ӯ ҷонфазойи ман?!
Яке ҷоме ба пешам дошту ман аз ноз гуфтам: «Не»,
Бигуфто: «Не магӯ, бистон барои ман, баройи ман?».
Чу як қатра чашидам ман, зи завқ андаркашидам ман,
Яке ратле, ки шуд бӯяш дар ин раҳ раҳнамойи ман!

# 670

Чӣ донистам, ки ин савдо маро з-ин сон кунад Маҷнун,
Диламро дӯзахе созад, ду чашмамро кунад Ҷайҳун.
Чӣ донистам, ки селобе маро ногоҳ бирбояд,
Чу киштиям дарандозад миёни қулзуми пурхун.
Занад мавҷе бар он киштӣ, ки тахта-тахта бишкофад,
Ки ҳар тахта фурӯ резад зи гардишҳои гуногун.
Наҳанге ҳам барорад сар, хурад он оби дарёро,
Чун он дарёи бепоён шавад бе об чун ҳомун.
Шикофад низ он ҳомун наҳанги баҳрфарсоро,
Кашад дар қаър ногоҳон ба дасти қаҳр чун Қорун.
Чун ин табдилҳо омад, на ҳомун монду на дарё,
Чи донам ман дигар чун шуд, ки чун ғарқ аст дар бечун.
Чи донамҳои бисёр аст, лекин ман намедонам,
Ки хурдам аз даҳонбандӣ дар он дарё кафе афюн.

# 671

Маро ҳар дам ҳамегӯяд, ки баргӯ қитъае ширин,
Ба ҳар байте яке бӯса бидиҳ, паҳлӯйи ман биншин!
Зиҳӣ бӯса, зиҳӣ бӯса, зиҳӣ ҳалвову самбӯса,
Барорад шир аз санге, ки оҷиз гашт аз ӯ метин!
Ту бӯсай ишқро дидӣ магар, ай дил, ки парридӣ,
Ки ҳар ҷузват шудаст, ай дил, чу лаб нолону бӯсачин!
Чу талқин гуфт Пайғамбар шаҳидони раҳи Ҳақро,
Ту ҳам ҳар куштаи худро, биё, бархон яке талқин!
Ба талқин гар кунӣ нийят, бипаррад мурда дар соъат,
Кафан гардад бар ӯ атлас, зи гӯраш бардамад насрин!
Бикун бемаркаб ин танро, дило, чун ту наёсойӣ,
Чи осойӣ аз он маркаб, ки ланг асту зи иллиййин?!
Бикан пай уштуреро, к-ӯ наёяд дар паят ҳаргиз,
Ба хористон ҳамегардад, ки хор афтод ӯро тин!
Чу ӯро пай канӣ, дар дам чу киштӣ раҳ равад бепо,
Зи мавҷи баҳри бепоён набуррад бодбони дин!

# 672

Манам он ҳалқаи гӯшу нишаста гӯши Шамсуддин,
Дилам пурнеши ҳиҷрон аст баҳри нӯши Шамсуддин!
Чу оташҳои ишқи ӯ зи аршу фарш бигзаштанд,
Дар ин оташ надонам кард ман рӯпӯши Шамсуддин!
Дар оғӯшам бибинӣ ту зи оташ тунгҳо, лекин
Шавад он оби ҳайвон аз пайи оғӯши Шамсуддин!
Чу деге пухт ақли ман, чашидам, буд нопухта,
Задам он дег дар рӯяш зи баҳри ҷӯши Шамсуддин!
Дар ин хонай танам бинӣ якеро, даст бар сар зан,
Яке ранҷур дар назъу яке мадҳуши Шамсуддин!
Забони Зулфиқори ақл, к-ин дарё пур аз дур кард,
Забонаш боз бигрифту шуд ӯ хомӯши Шамсуддин!

# 673

Дар пардаи дил бингар сад духтари обистон,

З-он ганҷгаҳи дилҳо, з-он саҷдагаҳи мастон!
Бишнав, чӣ ба асрорам меояд аз он торам,
Як дам, ки аз ин сӯ о, як дам, ки қадаҳ бистон!
Дар арбада афтода аз ишқи чунин хубон
Ҳам лашкари Туркистон, ҳам лашкари Ҳиндустон!
Аз ақл бипурсидам, к-ин шуҳрабутон чунанд?!
Гуфто: «Пинҳонсурат, пайдо ба фану дастон!».
Дар шарқ худовандӣ Шамсулҳақи Табрезӣ,
Оянду раванд инҳо дар ҳар чаману бустон!

# 674

Ай нафси чу саг, охир, то чанд занӣ дандон?!
В-аз кибри касон ранҷӣ в-андар ту дусад чандон!
Гирёниву пурзаҳрӣ, бо халқ чӣ бо қаҳрӣ,
Монанди сари бирёнгашта, ки манам хандон?!
Ман сӯфии босуфам, ман омири маъруфам,
Чун шаҳна бувад он кас, к-ӯ бошад дар зиндон?!
Маъзурии худ дида, дар хеш турунҷида,
Узри дигарон хоҳад аз боби ҳунармандон!
Бар донишу ҳоли худ таъвил кунӣ Қуръон,
В-он гоҳ ҳам аз Қуръон дар халқ занӣ сандон!
Оби ҳаявон ёбӣ, гар хок шавӣ раҳро,
В-аз боду бурут ойӣ дар нор ту дарбандон!
Бигрез аз ин дарбанд, бар ҷумла ту дар дарбанд,
Ҷуз Шамси Ҳақи Табрез - султони шакарқандон!

# 675

Ду чиз бихоҳад буд дар ҳар ду ҷаҳон, медон,
Аз ошиқи Ҳақ тавба в-аз боди ҳаво анбон!
Гар тавба шавад дарё, як қатра наёбам ман,
В-ар хок дароям ман, он хок шавад сӯзон.
Дар хоки танам бингар, к-аз ҷони ҳавопеша
Ҳар зарра дар ин савдо гаштаст чу дил гардон!
Хосияти ман ин аст, ҳар ҷо, ки равам, инам!
Чӣ дӯзад полонгар? Ҳар ҷо, ки равад, полон!
Гӯянд, ки: «Ҳар ки ҳаст, дар гӯр асир ояд»,
Дар ҳуққаи танг он мушк нагзорад мушкафшон!
Дар синаи торике дилро чӣ бувад шодӣ?!
Зиндон набувад сина, майдон бувад он майдон!
Андар раҳами модар чун тифл тараб ёбад,
Он хун биҳ аз ин бода в-он ҷо биҳ аз ин бустон!
Гар шарҳ кунам инро, тарсам, ки муқаллидро
Ояд ба хаёл - андар андешаи саргардон!

# 676

Донӣ, ки куҷо ҷӯйӣ моро ба гаҳи ҷустан?!
Дар гардиши чашми ӯ, он наргиси обистан!
Дар дил чу хаёли ӯ тобад зи ҷамоли ӯ,
Дил банд бидарронад, ӯро натавон бастан!
Тифли дили пурсавдо оғоз кунад ғавғо,
Пистони карими ӯ оғоз кунад ҷустан!
Дил з-оташи ишқи ӯ омӯхт сабукрӯҳӣ,
Аз ин сина бипарридан, ҳар соъат барҷастан!

# 677

Аз оташи рӯйи худ андар дилам оташ зан
В-оташ зи дилам бистон, дар чархи мунаққаш зан!
Ай ҷони хуши сода, аз асли малак зода,
Ҳар ҷо ки равӣ, хуш рав, ҳар дам, ки занӣ, хуш зан!
Ин ҷисми туро аз ҷон гар фарқ кунад ҷонам,
Шамшер ба каф дорӣ, бар тораки фарқаш зан!
Ай турраи пурбандам, бикшода гираҳҳоро,
Ин як гираҳи дигар бар зулфи мушавваш зан!

# 678

Ай дил, чу намегардад дар шарҳ забони ман
В - он ҳарф намегунҷад дар саҳни баёни ман!
Мегардад тан дар кад бар ҷойи забони х(в)ад,
Дар пардаи он мутриб, к-ӯ зад зарабони ман!
Ҳам соғару ҳам бода сармаст аз он соқӣ,
Ҳам ҷону ҷаҳон ҳайрон дар ҷону ҷаҳони ман!
Аз ғайб яке лаъле дар ғори ҷаҳон омад
В-он лаъл шуда ҳайрон дар иззати кони ман!
Моро ту куҷо ёбӣ, гар мӯй ба мӯ ҷӯйӣ,
Чун дар сари зулфи ӯ гаштаст макони ман?!
Ҷон дӯш мар он маҳро мегуфт: «Дилам хастӣ,
Пайкони пур аз хун бин, ай сахткамони ман!».
Гуфто, ки «шикори ман ҷуз шер куҷо бошад?!
Ҷуз лаъли бадахшонӣ кӣ ёфт нишони ман?!»
Ҷуз далқи дусадпора ман пора куҷо гирам?!
Боқии қумошат ку?! Ай далққашони ман!».
Шамсулҳақи Табрезӣ, аз даври замон бартар
В-афзуда зи ҳар давре аз вай даварони ман!

# 679

Ман гӯшкашон гаштам аз Лайливу аз Маҷнун,
Он мекашадам з-он сӯ в-ин мекашадам з-ин сун!
Як гӯш ба дасти ин, як гӯш ба дасти он,
Ин мекашадам боло в-он мекашадам ҳомун!
Аз дасти кашокаш ман в-аз дасти пуроташ ман
Мегардаму менолам чун чанбараи гардун!
Он лаҳза, ки беҳушам, з-эшон бираҳад гӯшам,
Меғалтам чун шоҳон дар атласу дар аксун!
Ман ошиқи он рӯзам медарраму медӯзам,
Дар хирқаи бечунӣ мезан тигиле, бечун!

# 680

Оройиши боғ омад ин рӯй, чи рӯй аст ин?!
Мастии димоғ омад ин бӯй, чи бӯй аст ин?!
Ин хонаи ҷаннот аст ё кӯйи харобот аст,
Ё Раб, ки чи хона-ст ин, ё Раб, ки чи кӯй аст ин?!
Дар дил сифати Кавсар, ҷӯйе зи майи аҳмар,
Дил пур шуда аз дилбар, ё Раб, ки чи ҷӯй аст ин?!
Ай бар сари ҳар пушта аз дарди ту сад кушта,

Ту парда фурӯ ҳишта, ай дӯст, чи хӯй аст ин?!
Ҷонҳо, ки ба завқ омад, дар ишқ ду ҷавқ омад,
Дар ишқ шароб аст он, дар ишқ сабӯй аст ин!

# 681

Аз чашмаи ҷон раҳ шуд дар хонаи ҳар мискин,
Монандаи корезе бе тешаву бе метин!
Дил рӯй суйи ҷон кард, к-ай ошиқу в-ай пурдард,
Бар равзани дил баррав, дар хонаи худ маншин!
Ай хоҷаи савдойӣ, мебош ту саҳройӣ,
Дар гулшани шодӣ рав, мангар ба ғами ғамгин!
Чун пӯст бувад ин дил, чун оташ бошад ғам,
В-ин пӯст аз он оташ чун суфра бувад пурчин!
Чун дидаи дил аз ғам пурхок шавад, ай ам,
Табрез куҷо ёбӣ бо ҳазрати Шамсуддин?!

# 682

Он кас, ки туро бинад в-онгаҳ назараш бар тан,
З-ойина надидаст ӯ илло сияҳий оҳан!
Аз оби ҳаёти ту дур аст ба зоти ту,
К-аз кибр барояд ӯ боло масали равған!
Пойи ту чу ҷон бӯсад, то ҳашр лабон лесад,
Аз лаззати он бӯса, ай рӯт маҳи равшан!
Гуфтам ба дилам: «Чунӣ?», гуфто, ки «Дар афзунӣ,
Зеро ки хаёлашро ҳастам, ба Худо, маскан!».
Дар сина хаёли ӯ в-он гоҳ ғаму ғусса,
Дар оби ҳаёти ӯ в-он гаҳ хатари мурдан!

# 683

Бе ӯ натавон рафтан, бе ӯ натавон гуфтан,
Бе ӯ натавон шӯстан, бе ӯ натавон хуфтан!
Ай ҳалқазани ин дар, дар боз натон кардан,
Зеро ки ту ҳушёрӣ, ҳар лаҳза кашӣ гардан!
Гардан зи тамаъ хезад, зар хоҳаду хун резад,
Ӯ ошиқи гул хӯрдан ҳамчун зани обастан!
Ку ошиқи ширинхад, зар бидҳаду ҷон бидҳад?!
Чун мурғи дил ӯ паррад з-ин гунбади беравзан?!
Ин бояду он бояд, аз ширк хафӣ зояд,
Озод бувад банда з-ин васваса чун савсан!
Он бояд, к-ӯ орад, ӯ ҷумла гуҳар борад,
Ё Раб, ки чиҳо дорад он соқии ширинфан?!
Ду хоҷа ба як хона, шуд хона чу вайрона,
Ӯ хоҷаву ман банда, пусте буваду равған!

# 684

Он соъиди симинро дар гардани мо афкан,
Бар синаи мо биншин, ай ҷони манат маскан!
Сармаст шудам, ай ҷон в-аз даст шудам, ай ҷон,
Ай дӯст, хуморамро аз лаъли лабат бишкан!
Ай соқии ҳар нодир, ин май зи дилам мехур,
Охир, на туйӣ бо ман!? Шобош, зиҳӣ, ай ман!

Аз дӯст ситам набвад, бар маст қалам набвад,
Ҷуз афву карам набвад бар маст чунин маскан!
Аз маъдани хеш, ай ҷон, бихром дар ин майдон,
Равнақ набувад зарро, то бошад дар маъдан!
Бо лаъли чу ту коне ғамгин нашавад ҷоне,
Дар гӯру кафан н-ояд, то бошад ҷон дар тан!

# 685

Не, не, бих аз ин бояд бо дӯст вафо кардан,
Не, не, кам аз ин бояд тақсиру ҷафо кардан!
Захме, ки занад дастат бар ошиқи сармастат,
Натвонад ғайри ту тадбири даво кардан!
Мурғе, ки чашад як дам аз донаи доми ту,
Дар хотири ӯ н-ояд оҳанги ҳаво кардан!
Ай кори ду чашми ту бе ҷурму гунаҳ куштан
В-ай кори ду лаъли ту ҳоҷот раво кардан!
Хуш воқиае дорад дил бо ғами ишқи ту,
Не рӯйи фурӯ хӯрдан, не ройи раҳо кардан!
Даъвии сафо кардан дар ишқи ту некӯ нест,
Бо ҷони сафо чи-бвад тафсири сафо кардан?!

# 686

Биё, бӯса ба чанд аст аз он лаъли мусамман?!156
Агар бӯса баҷо нест, фариза-ст харидан!
Чу он бӯсаи пок аст, на андархури хок аст,
Шавам ҷони муҷаррад, бурун оям аз ин тан!
Маро бахри сафо гуфт: «Коме нарасад муфт,
Гар он гавҳар бо туст, садафро, ҳала, бишкан!».
Пайи бӯсаи гулро, ки фар бахшад мулро,
Ҷаҳонест, забонҳо бурун карда чу савсан!
Ғалат, гар ҳама шоҳид, чу Мирриху чу Ноҳид,
Ҳало, бӯса махоҳед аз он дилбари тавсан!
Даро, ай маҳи офоқ, ки равзан бикушодам,
Шабе бар рухи ман тоб, лабе бар лаби ман зан!
Дарат, гуфт, фурӯ банду кушо равзани дилро,
Зи маҳ бӯса наёбед, магар аз раҳи равзан!

# 687

Бо рӯйи ту куфр аст ба маънӣ нигаридан,
Ё боғи сафоро ба яке турра харидан!
Бо парри ту мурғони замири дили моро
Дар ҷаннати фирдавс ҳаром аст паридан!
Андар фалаки ишқ ҳар он маҳ, ки битобад,
Он абри ту аст, ай маҳу фарз аст даридан!
Даште, ки чарогоҳи шикорони ту бошад,
Шерон бинаёранд дар он дашт чаридан!
Ҳар ишқ, ки аз оташи ишқи ту бихезад,
Он ишқ ҳаром асту салои фусаридан!
Дар ботини ман ҷони ман аз ғайри ту бибрид,
Маҳсус шунидам ман овози буридан.

---

156 Самин, фарбеҳ, сергӯшт.

Дар хоб шавад ғофил аз ин давлати бедор,
Аз пӯст чӣ шира бувадат дар фашуридан?!
Ранҷури шақоват чу бияфтод ба Ёсин.
Лоҳавл бувад чораву ангушт газидан!
Ҷуз ишқи худованд - Шамсулҳақи Табрез,
Он мӯйи басар бошад, бояд сутуридан!

# 688

Ҳар шаб, ки бувад қоъидаи суфра ниҳодан,
Моро зи хаёли ту бувад рӯза кушодан!
Ай лутфи туро қоиъда бар рӯзакушоён,
Монанди Масеҳо зи фалак мойида додан!
Чун қути дил аз матбахи савдои ту бошад,
Бояд ба миён рафтану дар лут фитодан!
Моро ҳам аз он оташи дил оби ҳаёт аст,
Бар оташи дил шод бисӯзем чу лодан![157]
Кори ҳайавон аст, на кори дилу ҷон аст
Дар хок бипӯсидану аз хок бизодан!

# 689

Гар з-он ки малӯлӣ зи ман, ай фитнаи ҳурон,
Ин силсила бигзору касеро бимашӯрон!
Дар кӯчаи кӯрон ту яке рӯз гузаштӣ,
Афтод дусад хориш дар дидаи кӯрон!
Дар хоб намудӣ ту шабе қомати худро,
Бар сарв бияфзуд зи ту қадди қусурон!
Ай он, ки туро ҷунбиши ин ишқ набудаст,
Ҳайрон шуда бар ҷойи ту чун тозаҳузурон!
Аз лаҳни аробӣ чу шутур бодия кӯбад,
З-ин лаҳн чи бегонайӣ, ай кам зи сутурон?!
Ишқо, ту Сулаймону самоъ аст сипоҳат,
Рафтанд ба сӯрохи худ аз бими ту мӯрон.
Шамсулҳақи Табрез чу хуршед бароянд,
Зеро ки зи хуршед бувад ҷомаи ҳурон!

# 690

Нашояд аз ту чандин ҷавр кардан,
Нашояд хуни мазлумон ба гардан!
Маро бахри ту бояд зиндагонӣ,
В-агар не, саҳл дорам ҷон супурдан!
Аз он рӯзе, ки номи ту шунидам,
Шудам оҷиз ман аз шабҳо шумурдан!
Раво бошад, ки аз чун ту кариме
Насиби ман бувад афсӯс хӯрдан?!
Худовандо, аз он хуштар чӣ бошад
Бидидан рӯйи ту, пеши ту мурдан?!
Мисоли шамъ шуд хунам дар оташ,
Зи дил ҷӯшидану бар рух фасурдан!
Дар ин зиндон маро кандаст дандон,
Аз ин сабру аз ин дандон фашурдан!

---

[157] Шилми хушбӯйи табобатӣ.

Аз ин хона шудам ман сер, вақт аст
Ба боми осмонҳо рахт бурдан!

# 691

Дили хунхораро якбора бистон,
Зи ғам садпора шуд, якпора бистон!
Бикун ҷони маро имрӯз чора,
В-агар не, ҷон аз ин бечора бистон!
Ҳама шаб дӯш мегуфтам: «Худоё,
Ки доди ман аз он хунхора бистон!
Дили сангини ӯ чун рехт хунам,
Ту хуни ман зи санги хора бистон!»
Ба дасти дил фиристодам ду-се хат,
Яке хатро аз он овора бистон!
Дар он хат сурату ашколи ишқ аст,
Барои ибрату наззора бистон!
Дилам бо ишқ ҳамистора афтод,
Нахоҳӣ, ҷурм аз истора бистон!".

# 692

Чаро мункир шудӣ, ай мири кӯрон,
Намегӯям, ки «Маҷнунро машӯрон!».
Ту мегӯйӣ, ки бинмо ғайбиёнро,
Сатиронро чи нисбат бо сутурон?!
Дар ин дарё чи киштиву чи тахта,
Дар ин бахшиш чи наздикон, чи дурон!
Адам дарёст в-ин олам яке каф,
Сулаймонест в-ин халқон чу мӯрон!
Зи ҷӯши баҳр ояд каф ба ҳастӣ,
Ду пора каф бувад Эрону Тӯрон!
Дар он ҷӯшиш, бигӯ, кӯшиш чӣ бошад?!
Чи мелофанд аз сабр ин сабурон?!
Аз ин баҳранд зиштонгашта нағзон,
Аз ин мавҷанд ширингашта шӯрон!
Напардозӣ ба ман, ай Шамси Табрез,
Ки дар ишқат ҳамесӯзанд ҳурон!

# 693

Шунидӣ ту, ки хат омад зи хоқон,
Ки аз парда бурун оянд хубон?!
Чунин фармудааст хоқон, ки имсол
Шакар хоҳам, ки бошад сахт арзон!
Зиҳӣ солу зиҳӣ рӯзи муборак,
Зиҳӣ хоқон, зиҳӣ иқболи хандон!
Даруни хона биншастан ҳаром аст,
Ки султон мехиромад сӯйи майдон!
Биё бо мо ба майдон, то бибинӣ
Яке базми хуши пайдои пинҳон!
Ниҳода хону ниъматҳои бисёр
Зи ҳалвоҳову аз мурғони бирён!
Ғуломони чу маҳ дар пеши соқӣ,
Навои мутрибони хуштар аз ҷон!
Валек аз ишқи шаҳ ҷонҳои мастон

Фароғат дорад аз соқиву аз хон!
Ту гӯйӣ: «Ин куҷо бошад?» Ҳамон ҷо,
Ки андешай куҷо гаштаст ҷӯён!

## 694

Гар ин ҷо ҳозирӣ, сар ҳамчунин кун,
Чу кардӣ, бори дигар ҳамчунин кун!
Маро дӣ танг андар бар кашидӣ,
Биё, ай тунги шаккар, ҳамчунин кун!
Дару боми маро дӣ мешикастӣ,
Даро имрӯз аз дар, ҳамчунин кун!
Миёни ҷони чокар кор кардӣ,
Ба пеши чашми чокар ҳамчунин кун!
Чи хуш кардӣ, маҳо, он шеваро дӣ,
Раҳо кун нозу хуштар ҳамчунин кун!

## 695

Натонӣ омадан ин роҳ бо ман,
Куҷо дорад ҳариса[158] пойи равған?!
Вале ҳамроҳиву бо ту бисозам,
Ки чашми ман ба рӯйи туст равшан!
Чу аз роҳат бибурдам, шарт набвад
Миёни роҳ тарки дӯст кардан!
Бағалҳоят бигирам ҳамчу пирон,
Чу тифлонат ниҳам гоҳе ба гардан!
Чу одам тавба кун аз хӯшачинӣ,
Чу киштӣ базр, они туст хирман!
Даҳон барбанд, гӯши фаҳм баста-ст,
Магӯ чизе, ки менояд ба гуфтан!

## 696

Ту ҳар ҷузви ҷаҳонро баргузар бин,
Ту ҳар якро расида аз сафар бин!
Ту ҳар якро ба тамъи рӯзии худ
Ба пеши шоҳи худ бинҳодасар бин!
Мисоли ахтарон аз баҳри тобиш
Фитода оҷиз андар пойи х(в)ар бин!
Мисоли селҳо дар ҷустани об
Ба сӯйи баҳрашон зеру забар бин!
Барои ҳар яке аз матбахи шоҳ
Ба қадри ӯ ту хони муътабар бин!
Ба пеши ҷоми баҳрошоми эшон
Ту дарёи ҷаҳонро мухтасар бин!
Ва онҳоро, ки рӯзӣ рӯйи шоҳ аст,
Зи ҳусни шаҳ даҳоншон пуршакар бин!
Ба чашми Шамси Табрезӣ ту бингар,
Яке дарёи дигар пургуҳар бин!

## 697

[158] Як навъ хӯроки часпак.

Биё, соқӣ, майи моро бигардон,
Бад-он май ин қазоҳоро бигардон!
Қазо, хоҳӣ, ки аз боло бигардад,
Шароби поки болоро бигардон!
Замине худ кӣ бошад бо ғубораш?!
Замину чарху дарёро бигардон!
Наяндешам дигар з-ин хурда савдо,
Биё, дарёи савдоро бигардон!
Агар ман маҳрами соғар набошам,
Маро ло гиру иллоро бигардон!
Агар каж рафт ин дилҳо зи мастӣ,
Дили бедасту бепоро бигардон!
Шаробе диҳ, ки андар ҷо нагунҷам,
Чу фармудӣ маро: "Ҷоро бигардон!".

# 698

Ба боғ оем фардо ҷумла ёрон,
Ҳама ёрони ҳамдил ҳамчу борон!
Сало гуфтем, фардо рӯзи боғ аст,
Салои ошиқону ҳақгузорон!
Дар он боғ аз бутону бутпарастон
Ҳазорон дар ҳазорон дар ҳазорон!
Ҳама шодону дастандозу хандон,
Ҳама шоҳони ишқу тоҷдорон!
Ба зери ҳар дарахте моҳрӯе,
Зиҳӣ хубон! Зиҳӣ симинъузорон!
Яке ҷавқе пиёда ҳамчу сабза,
Дигар ҷавқе чу шохи гулсуворон!
Набинӣ сабзаро бо гул ҳасудӣ,
Набошад масти он майро хуморон!

# 699

Дер омадайӣ, марав шитобон,
Ай рафтани ту чу рафтани ҷон!
Дер омадану шитоб рафтан
Ойини гул аст дар гулистон!
Гуфтӣ: «Чунӣ?!» Чунон ки моҳӣ
Афтода миёни реги сӯзон!
Чун бошад шаҳр, шаҳрёро,
Бе давлати доду адли султон?!
Ман бе ту наям, валек хоҳам
Он бо туе, ки ҳаст пинҳон!
Шаб партави офтоб ҳам ҳаст,
Хоса ба тамузи гарму тафсон!
Қониъ нашавад ба гармии ӯ
Ҷуз хаффоше зи бими мурғон!
Гармӣ хоҳанду равшанӣ ҳам,
Мурғон, ки муъаввананд бо он!
Мо васфи ду ҷинси мурғ гуфтем,
Бингар, зи кадомӣ, ай ғазалхон?!

# 700

Мо шодтарем ё ту, ай ҷон?!

Мо софтарем ё дили кон?!
Дар ишқи худем ҷумла бедил,
Дар рӯйи худем масту ҳайрон!
Мо масттарем ё пиёла?!
Мо поктарем ё дилу ҷон?!
Дар мо нигареду дар рухи ишқ,
Мо, хоҷа, аҷабтарем ё он?!
Имон ишқ асту куфри мо бим,
Дар куфр нигаҳ куну дар ӣмон!
Имон бо куфр шуд ҳамовоз,
Аз як парда зананд алҳон!
Доно чу надонад ин суханро,
Пас, кай расад ин сухан ба нодон?!

# 701

Ай рӯйи маҳи ту шод, хандон,
Он рӯй ҳамеша бод хандон!
Он моҳ зи ҳеч кас назодаст
В-ар з-он ки бизод, зод хандон!
Ай Юсуфи юсуфон нишастӣ
Дар маснади адлу дод хандон!
Он дар, ки ҳамеша баста будӣ,
Во шуд зи ту бо кушод хандон!
Ай оби ҳаёт, чун расидӣ,
Шуд оташу хоку бод хандон!

# 702

Ай рӯйи ту навбаҳори хандон,
Аҳсант, зиҳӣ, нигори хандон!
Мебинамат, ай нигор, дар хулд
Бар шохи дарахт анори хандон!
Як лаҳза ҷудо мабош аз ман,
Ай ёри накӯъизори хандон!
Ай шаҳри ҷаҳон хароб бе ту,
Ай хусраву шаҳрёри хандон!
Ай сад гули сурхи ошиқи ту
Бар чашмаву сабзазори хандон!
Дар бешаи дил хаёли рӯят
Шер аст, кунад шикори хандонҷ
Ҳар рӯз зи ҷонибе баройӣ
Чун давлати беқарори хандон!
Бахрест сифоти Шамси Табрез,
Пур аз дури шоҳвори хандон!

# 703

Вақт омад тавбаро шикастан
В-аз доми ҳазор тавба растан!
Дасти дилу ҷонҳо кушодан,
Дасти ғамро зи пас бибастан!
Машъуқаи рӯҳро бидидан,
Лаъли лаби ӯ ба бӯса хастан!
Дар оби ҳаёт ғусл кардан,
Дар вай тани хешро бишустанҷ

Бархост қиёмати висолаш,
То кай ба умед дарнишастан?!
Гар бигсалад он нигор, бингар,
Сад пайваст аст дар он шикастан!
Махдумӣ, Шамси дини Табрез,
Ай ҷон, ту рамидаӣй зи бастан!

# 704

Ай дӯст, итобро раҳо кун,
Тадбири давои дарди мо кун!
Ай дӯст, ҷудо машав ту аз мо,
Моро зи балову ғам ҷудо кун!
Андеша чу дузд дар дил афтод,
Мастам куну дуздро фано кун!
Шодӣ зи миёни ғам барангез,
Дар олами бевафо вафо кун!

# 705

Ай арбадакарда дӯш бо ман,
Май хӯрдаву карда ҷӯш бо ман!
Ай ҷон, ба ҳақи висоли дӯшин,
Дар хашм чунин макӯш бо ман!
Гар бо ту зи ман баде бигуфтанд,
Бо банда бигӯ, мапӯш бо ман!

# 706

Имрӯз ту хуштарӣ ва ё ман?!
Бе ман ту чи гунайиву бо ман?!
Не-не, «ману ту» магӯ, раҳо кун,
Фарқе худ нест аз ту то ман!
Бе ту будӣ ту бар сари чарх,
Бе ман будам ба солҳо ман!
Дар пӯст ману ту ҳамчу ангу,
Дар шира куҷо туву куҷо ман?!
Аз бухл биҷасту дар сахо монд
Он Ҳотами Тайю гуфт: «Ҳо, ман!».
Ман бухлу сахо нисор кардам,
Ай беш зи Ҳотам аз сахо ман!
Ай ҷони латифи хушлиқо ту,
Ай ойинадори он лиқо ман!

# 707

Дилбари бегонасурат миҳр дорад дар ниҳон,
Гар забонаш талх гӯяд, қанд дорад дар даҳон!
Аз дарунсӯ ошнову аз бурун бегонарӯ,
Инчунин пурмиҳр душман ман надидам дар ҷаҳон!
Чунки дилбар хашм гирад, ишқи ӯ мегӯядам:
«Ошиқи ношӣ мабошу рӯ магардон, ҳону ҳон!».
Рост монад талхии дилбар ба талхии шароб,
Созвор андар мизоҷу талхи талх андар забон!
Пеши ӯ мурдан ба ҳар дам аз шакар ширинтар аст,

Мурда донад ин суханро, ту мапурс аз зиндагон!
Шод рӯзе, к-ин ғазалро ман бихонам пеши ишқ,
Сачда орам бар замину ҷон супорам дарзамон!
Мурғи ҷонро ишқ гӯяд: «Майл дорӣ дар қафас?»
Мурғ гӯяд: «Ман туро хоҳам, қафасро бардарон!»

# 708

Нозаниниро раҳо кун бо шаҳони нозанин,
Нози гозур барнатобад офтоби ростин!
Сояи хешӣ, фано шав дар шуъоъи офтоб,
Чанд бинӣ сояи худ? Нури ӯро ҳам бибин!
Дар фикандай хеш ғалтӣ бехабар ҳамчун сутур,
Одамӣ шав, дар раёҳин ғалту андар ёсамин!
Аз хаёли хеш тарсад, ҳар ки дар зулмат бувад,
З-он ки дар зулмат намояд нақшҳои саҳмгин!
Аз ситорай рӯз бошад эмании корвон,
З-он ки бо хуршед омад ҳамқирону ҳамқарин!
Мурғи шаб чун рӯз бинад, гӯяд: «Ин зулмат зи чист?»
З-он ки ӯ гаштаст бо шаб ошнову ҳамнишин!
Шод он мурғе, ки миҳри шаб дар ӯ муҳкам нагашт,
Сӯйи Табрез ояд ӯ андар ҳавои Шамси дин!

# 709

Муҳрае аз ҷон рабудам бедаҳону бедаҳон,
Гар рақиби ӯ бидонад, гӯ бидону гӯ, бидон!
Сирри ӯро нақш кардам, нақш кардам, нақш, нақш,
Ҳар ки хоҳад, гӯ бихону гӯ бихону гӯ бихон!
Пеш мункир мешудам: "Ман нестам, ман нестам!",
Ҳастам акнун дар миёну дар миёну дар миён!
Гар нагӯйӣ: «Ку дурустӣ, ку дурустӣ, ку гувоҳ?»
Дар шикасти ман баёну сад баёну сад баён!
Ашки чашмам бас гувоҳу бас гувоҳу бас гувоҳ,
Ранги рӯям бас нишону бас нишону бас нишон!
Нак нишони лоларӯе, лоларӯе, лолае,
Бар рухи ман заъфарону заъфарону заъфарон!
Ҷуз Салоҳуддин надорад ин суханро, ин сухан:
"Ман ғуломи зиракону зиракону зиракон!"

# 710

Ман зи гӯши ӯ бидуздам ҳалқаи дигар ниҳон,
То надонад чашми душман в-ар бидонад, гӯ бидон!
Бар рухам хатте набишту ман ниҳон медоштам,
З-ин сипас пинҳон надорам, ҳар ки хонад, гӯ бихон!
Тавқи зарри ишқи ӯ ҳам лойиқи ин гардан аст,
Бишканад аз тавқи ишқаш гардани гарданкашон!
Кӯси маҳмудӣ ҳама бар уштури Маҳмуд бод!
Бори дил ҳам дил кашад, маҳрам куҷо бошад забон?!
Ойинай оҳандиле бояд, ки то захмаш кашад,
Захми ойина набошад дархури ойинадон!
Лек рӯйи дӯст бинӣ, бехабар бошӣ зи захм,
Чун занони Миср бехуд дар ҷамоли Юсуфон!
Сад ҳазорон ҳусни Юсуф дар ҷамоли рӯйи кист?!
Шамси Табрезии мо - он хушнишини хушнишон!

# 711

Чун бибинӣ офтоб, аз рӯйи дилбар ёд кун,
Чун бибинӣ абрро, аз ашки чокар ёд кун!
Чун бибинӣ моҳи навро ҳамчу ман бигдохта,
Аз барои ҷони худ, з-ин ҷони лоғар ёд кун!
Дарнигар дар осмон в-ин чархи саргардон бибин,
Ҳоли саргардони ин бепову бесар ёд кун!
Чун ҷаҳон торик бинӣ аз сипоҳи занги шаб,
Аз асирони шаби ҳиҷрони кофар ёд кун!
Чун бибинӣ насри тойир бар фалак - бар оташин,
З-оташи мурғи дили сӯзидашаҳпар ёд кун!
Чун бибинӣ бар фалак Миррихи хуноширо,
Чашми миррихии хуношоми пуршар ёд кун!
Лаб бибанду хушк ору ҳар чи бинӣ хушку тар,
Дар лабу чашмам нигар, з-он хушку з-ин тар ёд кун!

# 712

Ҳар чи он сар хуш кунад, бӯйе бувад аз ёри ман,
Ҳар чи дил вола кунад, он партави дилдори ман!
Хокрову хокиёнро ин ҳама ҷӯшиш зи чист?!
Рехт бар рӯйи замин як ҷуръа аз хаммори ман!
Ҳар киро афсурда дидӣ, ошиқи кори худ аст,
Мангар андар кори хешу бингар андар кори ман!
Дар баҳорон гашт зоҳир ҷумла асрори замин,
Чун баҳори ман биёяд, бардамад асрори ман!
Чун ба гулзори замин хори замин пӯшида шуд,
Хор-хори ман намонад, чун дамад гулзори ман!
Ҳар ки бемори хазон шуд, шарбате хӯрд аз баҳор,
Чун баҳори ман бихандад, барҷаҳад бемори ман!
Чист ин боди хазонӣ?! Он дами инкори ту!
Чист он боди баҳорӣ?! Он дами иқрори ман!

# 713

Ҳаст моро ҳар замоне аз нигори ростин
Луқмае андар даҳону дигаре дар остин!
Ин ҳади хубӣ набошад, ай Худоё, чист ин?!
Ҳеч сарве ин надорад, хушқаду болост ин!
Инчунин хуршеди пайдо чунки пинҳон мешавад,
Ӯ чунин пинҳон зи олам аз барои мост ин!
Ҷамъ хоҳад он буту танҳоравон худ дигаранд,
Ҳар куҷо хубе бувад, ӯ толиби ғавғост ин!
Шамси Табрез! Арчи ҷонӣ, гар чу ҷон пинҳон шавӣ,
Бар дилам туҳмат нишинад, к-аз куҷо бархост ин?!

# 714

Ҳар сабӯҳӣ арғунунҳоро биранҷон ҳамчунин,
Офаринҳо бар ҷамолат ҳамчунин, ҷон, ҳамчунин!
Пеши рӯят рӯз масту пеши зулфат шаб хароб,
Ай ки куфрат ҳамчунону в-ай ки ймон ҳамчунин!
Дар канори Зуҳра них ту чанги ишрат ҳамчунон,

Пойкӯбон андар о, ай моҳи тобон, ҳамчунин!
Иштиҳои мушку анбар чун бихезад ҷамъро,
Ҳалқаҳои зулфи худро з-ӯ барафшон ҳамчунин!
Чархаи чарх ар бигардад бе муродат як нафас,
Оташе дарзан ба ҷони чархи гардон ҳамчунин!
Рӯз рӯзи маҷлис аст, ай ишқ, дасти мо бигир,
Мекашон то базми хосу тахти султон ҳамчунин!
Пора-пора пештар рав, гарчи мастӣ, ай рафиқ,
Пораи роҳ аст аз мо то ба майдон ҳамчунин!
Дар ҳавои Шамси Табрезӣ зи зулмат мегузар,
Ногаҳон сар барзанӣ аз боғу айвон ҳамчунин!

# 715

Соқиё, чун маст гаштӣ, хешро бар ман бизан,
Зикри фардо нася бошад, насяро гардан бизан!
Сол соли мосту толиъ толиъи Зуҳра-сту Моҳ,
Ай дил, ин айшу тараб ҳадде надорад, тан бизан!
То даруни сангу оҳан тобишу шодӣ расид,
Гар туро бовар наёяд, санг бар оҳан бизан!
Бингар андар мизбону дар рухаш шодӣ бибин,
Бар сари ин хон нишину коса дар равған бизан!
Ақли зиракро барору паҳлуйи шодӣ нишон,
Ҷони равшанро сабук бар бодаи равшан бизан!
Шохаҳо сармасту рақсонанд аз боди баҳор,
Ай суман, мастӣ куну ай сарв, бар савсан бизан!
Ҷомаҳои сабз бибриданд бар дуккони ғайб,
Хез, ай хайёт, биншин бар дукон, сӯзан бизан!

# 716

Офтобо, бори дигар хонаро пурнур кун,
Дӯстонро шод гардон, душманонро кӯр кун!
Аз паси кӯҳе барову сангҳоро лаъл соз,
Бори дигар ғӯраҳоро пухтаву ангур кун!
Офтобо, бори дигар боғро сарсабз кун,
Даштрову киштро пурҳуллаву пурҳур кун!
Ай табиби ошиқону ай чароғи осмон,
Ошиқонро даст гиру чораи ранҷур кун!
Инчунин рӯйе чу маҳ дар зери абр инсоф нест,
Соъате ин абрро аз пеши он маҳ дур кун!
Гар ҷаҳон пурнур хоҳӣ, даст аз рӯ бозгир,
В-ар ҷаҳон торик хоҳӣ, рӯйро мастур кун!

# 717

Ёри худро хоб дидам, ай бародар, дӯш ман,
Бар канори чашма хуфта дар миёни настаран!
Ҳалқа карда, даст баста ҳуриён бар гирди ӯ,
Аз яке сӯ лолазору аз яке сӯ ёсаман!
Бод мезад нарм-нармак бар канори зулфи ӯ,
Бӯйи мушку бӯйи анбар мерасид аз ҳар шикан!
Маст шуд боду рабуд он зулфро аз рӯйи ёр,
Чун чароғи равшане, к-аз вай ту баргирӣ лаган!
З-аввали ин хоб гуфтам ман, ки ҳам оҳиста бош,
Сабр кун, то бо худ оям, як замон ту дам мазан!

# 718

Шамси дин бар Юсуфону нозанинон нозанин,
Бар сари ҷумла шаҳону сарфарозон нозанин!
Бар сарону сарварон сад сар зиёда ҷоҳи ӯ,
Дар миёни восилони лутфи раҳмон нозанин!
Ӯ ба авсофи илоҳӣ гашта мавсуфи камол,
Бар сариру бар сарони тахти султон нозанин!
Базмро аз вай ҷамолу размро аз вай ҷалол,
Ҳам ба базму ҳам ба разми лутфи кайҳон нозанин!
Пеши ӯ бинҳода мифтоҳи хазойинҳои хос,
Карда аз ишқу муҳаббатҳош Яздон нозанин!
Дар миёни сад ҳазорон моҳ ӯ тобон чу хур,
Васфи ӯ андар миёни васфи шоҳон нозанин!
Он ки хоки пош шуд, ӯ бар сарон шуд сарфароз,
Маст ӯ андар миёни ҷумла мастон нозанин!
Андар он мавҷе, ки хосон бар ҳазар бошанд аз он,
Андар он мавҷи хатар ӯ хуфта осон нозанин!

# 719

Мӯй бар сар шуд сапеду рӯйи ман бигрифт чин
Аз фироқи дилбаре косидкуни хубони Чин!
Ҷон зи ғайрат гӯшро гӯяд: «Ҳадисаш кам шунав»,
Дил зи ғайрат чашмро гӯяд, ки рӯяшро мабин!
Дасти ишрат баркушодам, то бибандам пойи ғам,
Ишратам ҳамранги ғам шуд, ай мусулмонон, чунин!
Даст дар санге задам, донам, ки бирҳонад маро,
Лек ғарқагашта ҳам чанге занад дар ону ин!
Аз дари дил даршудам, имрӯз дидам ҳоли ӯ:
Зардрӯю ҷомачоку беясору беямин!
Гуфтамаш: "Чунӣ, дило?" Ӯ гиря - дар шуд ҳой-ҳой
Аз фироқи моҳрӯйи ҳамнишону ҳамнишин!

# 720

Ай чароғи осмону раҳмати Ҳақ бар замин,
Нолаи ман гӯш дору дарди ҳоли ман бибин!
Аз миёни сад бало ман сӯйи ту бигрехтам,
Дасти раҳмат бар сарам ниҳ, ё биҷунбон остин!
Ё равон кун оби раҳмат, оташи ғамро бикуш,
Ё халосам диҳ чу Исо аз ҷаҳони оташин!
Ё муроди ман бидиҳ, ё фориғам кун аз мурод,
Ваъдаи фардо раҳо кун, ё чунон кун, ё чунин!
Ё дари инно фатаҳано баркушо, то бингарам
Сад ҳазорон гулситону сад ҳазорон ёсамин!
Ё з-алам нашраҳ равон кун чор ҷӯ дар синаам:
Ҷӯйи обу ҷӯйи хамру ҷӯйи ширу ангубин!
Ай Санойӣ, рав, мадад хоҳ аз равони Мустафо,
"Мустафо мо ҷоъа илло раҳмати лилъоламин!".

# 721

Ёракон, рақсе кунед андар ғамам хуштар аз ин,

Курраи ишқам рамиду не лагом астам, на зин!
Пеши рӯйи моҳи мо мастона як рақсе кунед,
Мутрибо, баҳри Худо, бар даф бизан зарби ҳазин!
Рақс кун дар ишқи ҷонам, ай ҳарифи миҳрбон!
Мутрибо, дафро бикӯбу нест бахтат ғайр аз ин!
Он дафи хуби ту ин ҷо ҳаст мақбулу савоб,
Мутрибо, дафро бизан, бас мар туро тоъат ҳамин!
Мутрибо, ин даф барои ишқи шоҳи дилбар аст,
Мафхари Табрез, ҷони ҷони ҷонҳо Шамси дин!
Мутрибо, гуфтӣ ту номи Шамси дину Шамси дин,
Даррабудӣ аз сарам якборагӣ ту ақлу дин!
Чунки гуфтӣ Шамси дин, зинҳор, ту фориғ машав,
Куфр бошад дар талаб, гар з-он ки гӯйӣ ғайри ин!
Мутрибо, гаштӣ малӯл аз гуфти ман, аз гуфти ман,
Ҳамчунон хоҳӣ, макун ту ҳамчунину ҳамчунин!

# 722

Ба Худо, майл надорам на ба чарбу на ба ширин,
На бад-он кисаи пурзар, на бад-ин косаи заррин!
Бикушӣ аҳли заминро, ба фалак бонг занад маҳ,
Ки зиҳӣ ҷуду самоҳат, аҷабо, қудрату тамкин!
Чу хаёли ту битобад чу маҳи чорда бар ман,
Бигазад соъиду исбаъ зи ҳасад Зуҳраву Парвин!
Ҳала, алминнатулиллаҳ, ки бад-ин мулк расидам,
Ҳама ҳақ буд, ки мегуфт маро ишқи ту пешин!
Чу маро бар сари по дид, ба сар кард ишорат,
Ки расид, он чи ту хоҳӣ, ҳала, эман шаву биншин!
Ҳама халқ аз сари мастӣ зи тараб саҷдакунонаш,
Бараву гург ба ҳам хуш, на ҳасад дар дилу не кин!
Нашиносанд зи мастӣ раҳи диҳ аз раҳи хона,
Нашиносанд, ки мардем аҷаб ё гили рангин?!
Қадаҳ андар кафу хира, чи кунам ман аҷаб инро?!
Бихурам ё ки бибахшам, ту бигӯ, ай шаҳи ширин!
Ту бихур, чи-бвад бахшиш, ҳала, ки даври ту омад,
Ҳала хӯрдам, ҳала хӯрдам, чу манам пеши ту таъйин!
Ту хур ин бодаи аршӣ, ки агар як қадаҳ аз вай
Биниҳӣ бар кафи мурда, бидиҳад посухи талқин!

# 723

Чӣ шакар дод, аҷаб, Юсуфи хубӣ ба лабон,
Ки шуд Идрисаш қимозу Сулаймон балабон?!
Ба шакархонаи ӯ рафта ба сар лабшакарон,
Монда андар аҷабаш хира ҳама булҷабон!
Ҷабр афтод, ки гурге тамаъи Юсуф кард,
Ҳама гургон шуда аз хиҷлати ин гург шубон!
Чи хушиҳои ниҳонист дар он дарду ғамаш,
Ки рамиданд зи дору ҳама дармонталабон?!
Бас бувад ҳастии ӯ мояи ҳар нестшуда,
Бас бувад мастии ӯ узри ҳама беадабон!
Ориф аз варзиши асбоб бад-он коҳил шуд,
Ки ҳамон бесабабӣ шуд сабаби бесабабон!
Хез, к-имрӯз зи иқболу саъодат боре
Тараб андар тараб аст аз мадади бӯтарабон!
Ман бар он будам, к-аз ҷону дили тафсида
Боз гӯям сифати ишқ ба рӯзону шабон!

Шамси Табрез маро дӯш ҳамегуфт: «Хамӯш,
Чун туро ишқи лаби мост, нигаҳ дор забон!».

# 724

Инак он анҷуми равшан, ки фалак чокарашон,
Инак он пардагиёне, ки хирад чодарашон!
Хамчу андеша ба ҳар сина бувад масканашон,
Ҳамчу хуршед ба ҳар хона фитад лашкарашон!
Назари аввалашон зинда кунад оламро,
Дар назар ҳеч нагунҷад назари дигарашон!
Ай басо шаб, ки ман аз оташашон ҳамчу сипанд
Будаам наъразанон, рақскунон бар дарашон!
Гар ту бӯ менабарӣ, бӯй кун аҷзои маро,
Бӯ гирифтаст дилу ҷони ман аз анбарашон!
В-ар ту бас хушкдимоғӣ, ба ту бӯ менарасад,
Сар биниҳ, то бирасад бар ту димоғи тарашон!
Худ чи бошад тару хушкӣ ҳаявоневу набот?!
Ма наботу ҳаявону ма замин - модарашон!
Ҳама олам ба яке қатраи дарё ғарқанд,
Чи қадар хӯрд тавонад магас аз шаккарашон?!

# 725

Чун хаёли ту дарояд ба дилам рақскунон,
Чи хаёлоти дигар маст дарояд ба миён!
Гирд бар гирди хаёлаш ҳама дар рақс шаванд
В-он хаёли чу маҳи ту ба миён чархзанон!
Ҳар хаёле, ки дар он дам ба ту осеб занад,
Ҳамчу ойина зи хуршед бараояд ламаъон!
Суханам маст шавад аз сифатеву сад бор
Аз забонам ба дилам ояду аз дил ба забон!
Суханам масту дилам масту хаёлоти ту маст,
Ҳама бар ҳамдигар афтодаву дар ҳам нигарон!
Ҳама бар ҳамдигар аз баски бимоланд даҳан,
Он хаёлот ба ҳам даршиканад ӯ зи фиғон!
Ҳама чун донаи ангуру дилам чун чариш аст,
Ҳама чун барги гулобу дили ман ҳамчу дукон!
Зи Салоҳи дилу дин зар бараму зар кӯбам,
То муфарраҳ шавад, онро, ки бувад дидаи ҷон!

# 726

Ба Худо, гул зи ту омӯхт шакар хандидан,
Ба Худо, куҳ зи ту омӯхт камар бандидан!
Ба Худо, чарх ҳамон дид, ки ман дидастам,
В-ар надидӣ, зи чӣ будиш ба сар гардидан?!
Гуфтам: «Ай най, ту чунин зор чаро меноли?»
Гуфт: «Хӯрдам дами ӯ, шарт бувад нолидан!»
Гуфтам: «Ай моҳи нав, ин ҷумла гузори ту зи чист?»
Гуфт: «Коҳиш диҳадам қоъидаи болидан».
Қоидай зафт шудан дар камиву костан аст,
Аз пайи чарх бувад максабаҳо варзидан!
Пари парвона пайи дарки тафи шамъ бувад,
Чунки он ёфт нахоҳад пару дарёзидан!
Дар фано ҷилва шавад фойидаи ҳастиҳо,

Пас, набояд зи бало гиряву дур чағзидан!
Пас, Хамуш бош, ҳамехур зи камонҳош хаданг,
Чун ҳунар дар камият хоҳад афзойидан!

# 727

Шермардо, ту чи тарсӣ зи саги лоғарашон?!
Баркаш он теғи чу пӯлоду бизан бар сарашон!
Чун малак сохта худро ба пару боли дурӯғ,
Ҳама деванд, ки иблис бувад миҳтарашон!
Ҳама қалбанду сияҳ, чун бизанӣ бар сари санг,
Ҳин, чаро ғарра шудастӣ ту ба симу зарашон?!

# 728

Шоҳи мо боре барои коҳилон
Ганҷ мебахшад ба ҳар дам ройгон!
Ассало, ёрон, ба сӯйи тахти шоҳ,
Ганҷи беранҷ асту суди безиён!
Чашми дил донад, чи дид аз куҳли ӯ:
Нури раҳмат то ба ҳафтум осмон!
Худ чи бошад пеши ӯ ҳафт осмон?!
Бар мисоли ҳафт поя нардбон!
Ай ба сурат хурдтар аз заррае,
В-ай ба маънӣ ту ҷаҳон андар ҷаҳон!
Ай хамида чун камон аз ғам, бибин,
Сад ҳазорон саф шикаста з-ин камон!
Дар нишонҷӯйӣ ту гашта чорчашм,
В-он гаҳ андар кунҷи чашмат сад нишон!
Ҳар нишоне чун рақиби некхоҳ
Мебарандат то ба ҳазрат каш-кашон!

# 729

Май бидиҳ, ай соқии охирзамон,
Ай рабуда ақлҳои мардумон!
Хокиён з-ин бода бар гардун заданд,
Ай майи ту нардбони осмон!
Бишкан аз бода дари зиндони ғам,
Вораҳон ҷонро зи зиндони ғамон!
Тан ба сони ресмон бигдохта,
Ҷон муъаллақ мезанад бар ресмон!
Турк соқӣ гашт, дар диҳ кас намонд,
Гург монду гӯсфанду туркмон!
Чун расид ин ҷо гумонам, маст шуд,
Дил гирифта хуш бағалҳои гумон!

# 730

Бишнав аз дил нуктаҳои бесухун
В-ончи андар фаҳм н-ояд, фаҳм кун!
Дар дили чун санги мардум оташест,
К-ӯ бисӯзад пардаро аз беху бунҷ
Чун бисӯзад парда, дарёбад тамом
Қиссаҳои Хизру илми манладун!

Дар миёни ҷону дил пайдо шавад
Сурати нав-нав аз он ишқи куҳун!
Чун бихонӣ ваззуҳо, хуршед бин,
Кони зар бин, чун бихонӣ ламякун!

## 731

Ҷони ҷонҳойӣ ту, ҷонро баршикан!
Кас туйӣ, дигар касонро баршикан!
Гавҳари боқӣ, даро дар дидаҳо,
Санг бистон, боқиёнро баршикан!
З-осмони Ҳақ битоб, ай офтоб,
Ахтарони осмонро баршикан!
Ғайбдон кун синаҳои халқро,
Синаҳои ғайбдонро баршикан!
Бонишон аз бенишон парда шуда,
Бенишони ҳар нишонро баршикан!
Рӯзи мутлақ кун шаби торикро,
Борномай посбонро баршикан!
Шамси Табрез! Офтобӣ, офтоб,
Шамъи ҷону шамъдонро баршикан!

## 732

Соқиё, бархезу май дар ҷом кун
В-аз шароби ишқ дилро дом кун!
Номи риндиро бикун бар худ дуруст,
Хештанро лоуболӣ ном кун!
Чархи гарданда туро чун ром шуд,
Маркаби бемаркабиро ром кун!
Оташи бебокӣ андар чарх зан,
Хоки тира бар сари айём кун!
Мазҳаби зуннорбандон пеша гир,
Хидмати Ковусу Озар ном кун!

## 733

Роз чун бо ман нагӯяд ёри ман,
Банд гардад пеши ӯ гуфтори ман!
Узр мегӯяд, ки яъне хомушам,
Бо ту мегӯяд дили ҳушёри ман!
Бо касе дигар забон гардад ҳама,
Сирри худ мегӯяду асрори ман!
Гар бигӯяд в-ар нагӯяд рози ман,
Дил надорад сабр аз дилдори ман!

## 734

Фақрро дар хоб дидам дӯш ман,
Гаштам аз хубии ӯ беҳуш ман!
Аз ҷамолу аз камоли лутфи фақр
То саҳаргаҳ будаам мадҳуш ман!
Фақрро дидам мисоли кони лаъл,
То зи рангаш гаштам атласпӯш ман!
Бас шунидам ҳоюҳуйи ошиқон,

Бас шунидам бонги нӯшонӯш ман!
Ҳалқае дидам, ҳама сармасти фақр,
Ҳалқаи ӯ дидам андар гӯш ман!
Бас бидидам нақшҳо дар нури фақр,
Бас бидидам нақши ҷон дар рӯ-ш манҷ
Аз миёни ҷони мо сад ҷӯш хост,
Чун бидидам баҳрро дар ҷӯш ман!
Сад ҳазорон наъра мезад осмон,
Ай ғуломи ҳамчунон човуш[159] ман!

## 735

Ҷони ман ҷони ту, ҷонат ҷони ман,
Ҳеч дидастӣ ду ҷон дар як бадан?!
Ай тан, ар бе ӯ ба сад ҷон зиндайӣ,
Ҷон талаб кун, ҷону лофи тан мазан!
Дил аз ин ҷон баркану бар вай биниҳ,
З-он к-аз ин ҷонӣ наёяд, ҷон макан!
Аз қуларрӯҳ амри Раббӣ фаҳм шуд,
Шарҳи ҷон, ай ҷон, наёяд дар даҳан!

## 736

Омад, омад дар миён хуби Хутан,
Ҳар ду дастатро бишӯ аз ҷону тан!
Дод шамшере ба дасти ишқу гуфт:
«Ҳар-чи бинӣ ғайри ман, гардан бизан!»
Андар об андоз, илло Нӯҳро,
Ҳар ки бошад, хубу зишту марду зан!
Ҳар ки ӯ андар дили Нӯҳ аст, раст,
Ҳар ки дар пеш аст, дар дарё фикан!

## 737

Ай Худо, ин васлро ҳиҷрон макун!
Сархушони ишқро нолон макун!
Боғи ҷонро тозаву сарсабз дор!
Қасди ин мастону ин бустон макун!
Чун хазон бар шоху барги дил мазан,
Халқро мискину саргардон макун!
Бар дарахте, к-ошёни мурғи туст,
Шох машкан, мурғро паррон макун!
Ҷамъу шамъи хешро барҳам мазан!
Душманонро кӯр кун, шодон макун!
Гарчи дуздон хасми рӯзи равшананд,
Он чи мехоҳад дили эшон, макун!
Каъбаи иқбол ин ҳалқа-сту бас,
Каъбаи уммедро вайрон макун!
Ин таноби хаймаро барҳам мазан,
Хаймаи туст, охир, ай султон, макун!
Нест дар олам зи ҳиҷрон талхтар,
Ҳар чи хоҳӣ, кун, валекин он макун!

---
[159] Одами наътхон дар корвони ҳоҷиён.

# 738

Рав, қарор аз дили мастон бистон,
Рав, хироҷ аз гули бустон бистон!
Кулаҳи маҳ зи сари маҳ баргир,
Гарави гул зи гулистон бистон!
Сухани ҷони раҳӣ гуфтӣ дӯш,
Они туст он, ҳала, бистон, бистон!
Ай ки дар боғи рухаш раҳ бурдӣ,
Гули тоза ба зимистон бистон!
Ай ки аз нози шаҳон метарсӣ,
Тифли ишқӣ, сари пистон бистон!
Дил қавӣ дор, чу дилбар хоҳӣ,
Дили худ аз дили сустон бистон!
Чобуку чуст рав андар раҳи ишқ,
Муҳраро аз кафи чустон бистон!

# 739

Ба шакарханда бибурдӣ дили ман,
Бишикан шаккару, дилро машикан!
Дили моро, ки зи ҷо баркандӣ,
Ба ту омад, пару болаш бимакан!
Бинигар, то ба чи лутфаш бурдӣ,
Раҳм кун, ҳар нафасаш захм мазан!
Ҷонам андар пайи дил меояд,
Чи кунад бе ту дар ин қолаби тан?!
Бе ту дилро набувад барги ҷаҳон,
Бе ту гулро набувад барги чаман!
Ҳин, чаро банд шикастӣ? Хомӯш,
Ё магар нест туро банди даҳан?!

# 740

Гуфтӣ маро ки «Чунӣ?», дар рӯйи мо назар кун,
Гуфтӣ: «Хушӣ ту бе мо!», з-ин таънаҳо гузар кун!
Гуфтӣ маро ба ханда: «Хуш бод рӯзгорат!»,
Кас бе ту хуш набошад, рав қиссаи дигар кун!
Гуфтӣ: «Малӯл гаштам, аз ишқ чанд гӯйӣ»,
Он кас, ки нест ошиқ, гӯ, қисса мухтасар кун!
Дар оташам, дар обам, чун маҳраме наёбам,
Кунҷе равам, ки, ё Раб, ин теғро сипар кун!
Густохамон ту кардӣ, гуфтӣ ту рӯзи аввал:
«Ҳоҷат бихоҳ аз мо в-аз дарди мо хабар кун!».
Гуфтӣ: «Шудам парешон аз муфлисии ёрон»,
Бикшо ду лаб, ҷаҳонро пурдурру пургуҳар кун!
Гуфтӣ: «Камар ба хидмат барбанд ту ба ҳурмат»,
Бикшо ду дасти раҳмат, бар гирди ман камар кун!

# 741

Ай дил, зи шоҳи ҳурон ё қиблаи сабурон
Кун шукр бо шакурон, ту фитнаро машӯрон!
Ман марди фитнаҷӯям, ман тарки ин нагӯям,

Ман даст аз ӯ нашӯям, ту фитнаро машӯрон!
Сархайли бедилонам, устоди манбалонам,
Ман ошиқи фалонам, ту фитнаро машӯрон!
Аз ман мапурс чунам, мебин, ки ғарқи хунам,
Ин ҳам наям, фузунам, ту фитнаро машӯрон!
Ман Рустамам ва рӯҳам, тӯфони қавми Нӯҳам,
Сармасти он сабӯҳам, ту фитнаро машӯрон!
Ту нақшро нахонӣ, зеро дар ин ҷаҳонӣ,
То ин қадар бидонӣ, ту фитнаро машӯрон!

# 742

Он хубро талаб кун андар миёни ҳурон,
Машнав касе, ки гӯяд: «Он фитнаро машӯрон!».
Дар дил чу нақш бандад, ҷон аз тараб бихандад,
Сад гун шакар биҷӯшад аз талхии сабурон.
Аз партаве, ки афтад дар чашмҳо зи рӯяш,
Хориш чи афтад аз вай дар чашмҳои кӯрон?!

# 743

Имрӯз саркашонро ишқат зи ҷилва кардан
Овард бори дигар як-як бибаста гардан!
Рав, рав, ту дар гулистон, бингар ба гулпарастон,
Як лаҳза саҷда кардан, як лаҳза бода хӯрдан!
Нагзорад он шакархӯ бар мо зи мо яке мӯ,
Чун сӯфиёни ҷонро ин аст сар супурдан!
Дандони ту чу шуд суст, бар ҷо-ш дигаре руст,
Медон, ки ҳамчунин аст бар мурда ҷон супурдан!
Ай хасми Шамси Табрез, ай дузди роҳу мункир,
Мебош дар шиканҷа аз хешу дар фушурдан!

# 744

Аз Занг лашкар омад, бар қалби лашкараш зан!
Ай сарфароз марде, мардона бар сараш зан!
Чун оташ ор ҳамла, к-ӯ ҳезум аст ҷумла,
Аз оташи дили худ дар хушку дар тараш зан!
Гар баҳр бо ту кӯшад, дар кини ту биҷӯшад,
Оташ кун оби ӯро, дар дурру гавҳараш зан!
Ҳар тир, к-аз ту паррад, ҳафт осмон бидаррад,
Ай қоби қавс, тире бар пушти испараш зан!
Ҳар кас, ки бесар ояд, ту даст бар сараш ниҳ
В-он кас, ки босар ояд, ту захми ханҷараш зан!
Ҷоне, ки барфурӯзад, дар ишқи ту бисӯзад,
Хоҳӣ, ки тоза гардад, дар ҳавзи Кавсараш зан!
Аз лаъли майфурӯшат сармаст кун ҷаҳонро,
Бистон зи Зуҳра чангаш, бар ҷому соғараш зан!
Ай Шамси Ҳаққи Табрез, ҳар кас ки мункир ояд,
Аз ҷазби нури ӣмон дар ҷони кофараш зан!

# 745

Ай дам ба дам мусаввири ҷон аз даруни тан,
Наздиктар зи фикрати ин нуктаҳо ба ман!

З-ояндаву гузашта чаро ёд мекунам?!
Ки лаззати замониву ҳам қиблаи заман!
Ҷони ҳақойиқиву хаёлоти дилрабо
В-он нақшҳои маҳ, ки нагунҷад дар ин даҳан!

# 746

Ай ҳаваси ишқи ту карда ҷаҳонро забун,
Хираи ишқат чу ман ин фалаки сарнагун!
Медару медӯз ту, мебару месӯз ту,
Хун куну мешӯй ту хуни диламро ба хун!
Чунки зи ту хостаст, ҳар кажи ту рост аст,
Лек, буто, рост гӯ, нест мақоми ҷунун!
Дӯш хаёли нигор баъди басе интизор
Омаду ман дар хумор, ё Раб, чун буд, чун?!
Хост, ки пар во кунад, рӯй ба саҳро кунад,
Боз маро мефирефт аз сухани пурфусун!
Гуфтам: «Валлаҳ, ки не, ҳеч масоз ин бино!»,
Гар аҷамӣ рафт, нест, в-ар арабӣ, лоякун!
Дар дили шаб омадӣ, нек аҷаб омадӣ,
Чун бари мо омадӣ, нест раҳойӣ кунун!

# 747

Беш макун ҳамчунон, хона даро ҳамчунин,
Ай зи ту равшан шуда саҳну саро ҳамчунин!
Бодаи ҷон хӯрдайӣ, дил зи ҷаҳон бурдайӣ,
Хашм чаро кардайӣ? Чист? Чаро ҳамчунин?!
Ҳалқа даро рӯй боз, бар ҳама хубон битоз,
Саҷда кунам дар намоз, рӯйи туро ҳамчунин!
Ай санами хушсухун, ҳалқа даро, рақс кун,
Ишқ нагардад куҳун, ҳаққи Худо, ҳамчунин!
Ҳар ки дар ин рӯзгор дорад ӯ кору бор,
Банд шудасту шикор ёри маро ҳамчунин!

# 748

Ё ту туруш карда рӯ, моядиҳи шаккарон
Тунги шакар мекашад, то биниҳад дар миён!
Сиркафурӯшон, ҳало, сирка бирезед зуд,
То ки асал пур кунад он шаҳи шаккарлабон!
Сиркаи нуҳсоларо, баҳри Худоро, бирез,
Чунки бирезӣ, биё, то диҳамат ман нишон!
Тӯтии ҷони туро сирка наво кай диҳад?!
Булбули масти туро шарт бувад гулситон!

# 749

Ҳар чи кунӣ ту, кардайи ман дон,
Ҳар чи кунад тан, карда бувад ҷон!
Чашми манӣ ту, гӯши манӣ ту,
Ин ду бигуфтам, боқӣ медон!
Гар ба ҷаҳон он ганҷ набудӣ,
Баҳри чӣ будӣ хонаи вайрон?!
Ганҷ талаб кун, ай падари ман,

Даст биҷунбон, даст биҷунбон!
Бӯйи хуши ӯ раҳбари мо шуд,
То гулу райҳон, то гулу райҳон!
Зарра ба зарра муштарияндат,
Гавҳари худро, ҳин, мадиҳ арзон!
Муш дарояд, гурба дарояд,
Гар бикушоӣ ту сари анбон!
Ишқ чу бошад, кам нашавад ҷон,
Дур мабодо сояи ҷонон!
Боқии инро ҳам ту бигӯӣ,
Ай маҳи маҳрӯ, Зуҳраи тобон!

# 750

Ба ман нигар, ба ду рухсори заъфаронии ман,
Ба гуна-гуна аломоти онҷаҳонии ман!
Ба ҷони пири қадиме, ки дар ниҳоди ман аст,
Ки бод хоки қадамҳо-ш ин ҷавонии ман!
Ту чашм тез кун, охир, ба чашми ман бингар,
Мадузд ин дили худро зи дилситонии ман!
Бар ин лабам чу аз он бахт бӯсае бирасид,
Шакар касод шуд аз қанди хушзабонии ман!
Ба гӯшҳо бирасад ҳарфҳои зоҳири ман,
Ба ҳеч кас нарасад наъраҳои ҷонии ман!
Бас оташе, ки фурӯзад аз ин нафас ба ҷаҳон,
Басе бақо, ки биҷӯшад зи ҳарфи фонии ман!
Зи Шамси мафхари Табрез то чи дидастам,
Ки беқарор шудастанд ин маъонии ман?!

# 751

Мақоми ноз надорӣ, бирав, ту ноз макун,
Чу мева пухта нагашт, аз дарахт боз макун!
Ба пеши қиблаи Ҳақ ҳамчу бут маё, манишин,
Намози худро аз хеш бенамоз макун!
Гаҳе ки пухта шудӣ, аз дарахт фориғ бош,
Зи гарму сард маяндешу иҳтироз макун!
Чу ҳеч хасм намонад, бирав, ба базм нишин,
Силоҳи разм бияндозу турктоз макун!
Чу софи соф баромад зи кӯра нақдаи ту,
Мадиҳ, ба кӯраи ҳар кӯрдил гузор макун!
Ҷамоли худ зи асирони ишқ ҳеч мапӯш,
Чу боғи лутфи Худоӣ, ту дар фароз макун!

# 752

Наъими ту на аз он аст, ки сер гардад ҷон,
Маро ба хони ту бояд ҳазор ҳалқу даҳон!
Биё, ки оби ҳаётиву банда мустасқӣ,[160]
На бандарост малолат, на лутфрост карон!
Биё, ки баҳри муъаллақ туйиву ман моҳӣ,
Миёни баҳриву ин баҳрро, ки дид миён?!
Зи баҳри туст яке қатраоби хоколуд,

---

[160] Ташна.

Ки ҷон шудаст ба пеши ҷамоъате беҷон!
Биё, биё, ки туйӣ офтобу ман зарра,
Ба пеши шуълаи рӯят чу зарра чарх занон!

# 753

Ба сулҳ омад он турки тунди арбадакун,
Гирифт дасти маро, гуфт: «Тукри ярлағасун».
Суол кардам аз чарху гардиши кажи ӯ,
Газид лаб, ки раҳо кун ҳадиси бесару бун!
Бигуфтамаш, ки чаро мекунад чунин гардиш?
Бигуфт: «Ҳезуми тар нест бе садои дутун!».
Бигуфтамаш: «Хабари нав шунидайӣ?», ӯ гуфт:
«Ҳадиси нав биравад дар шикофи гӯши куҳун!»
Баландҳиммативу чашми танги турки маро,
Агар ту воқифи розӣ, биёву шарҳ бикун!
На чашмтанги хасисам, валек раҳ танг аст,
Зи наргисони ду чашмам ба сӯйи ӯ раҳ кун!

# 754

Бигӯям мисоле аз ин ишқи сӯзон,
Яке оташе дар ниҳонам фурӯзон!
Агар мебинолам вагар менанолам,
Ба кор аст оташ ба шабҳову рӯзон!
Ҳама ақлҳо хирқадӯзанд, лекин
Ҷигарҳои ушшоқ шуд хирқасӯзон!

# 755

Танат з-ин ҷаҳон асту дил з-он ҷаҳон,
Ҳаво ёри ину Худо ёри он!
Дили ту ғарибу ғами ӯ ғариб,
Наянд аз замину на аз осмон!
Агар ёри ҷониву ёри хирад,
Расидӣ ба ёру бибурдӣ ту ҷон!
Вагар ёри ҷисмиву ёри ҳаво,
Ту бо ин ду мондӣ дар ин хокдон!
Магар ногаҳон он иноят расад,
Ки ай ман ғуломи чунон ногаҳон?!
Ки як ҷазби Ҳақ биҳ зи сад кӯшиш аст,
Нишонҳо чӣ бошанд бар бенишон?
Нишон чун кафу бенишон баҳр дон,
Нишон чун баён, бенишон чун аён!
Зи хуршед як ҷӯ чу зоҳир шавад,
Бирӯбад зи гардун раҳи Каҳкашон!
Хамуш кун, хамуш кун, ки дар хомушист
Ҳазорон забону ҳазорон баён!

# 756

Ба пеш ор сағроқи[161] гулгуни ман,

[161] Кӯзаи шароб.

Надонам, ки бода-ст ё хуни ман!
Наҷотест ҷонро зи ғарқоби ғам
Чу киштии Нӯҳе ба Ҷайҳуни ман!
Маро хуш бишӯяд зи обу зи гил,
Расонад ба аслу ба урҷуни162 ман!
Дар аҷзои ман хуш даромехта
Ба хешӣ чу Мӯсову Ҳоруни ман!
Зиҳӣ оби ҳайвон, зиҳӣ оташе,
Ки ҷамъанд ҳар ду ба конуни ман!
Чу нойам бибӯсад, чу даффам занад,
Чи хуш чанг дар зад ба қонуни ман!
Бирав, боқӣ аз соқии ман биҷӯй,
К-аз ӯ ёфт ширинӣ афсуни ман!

# 757

Як қӯсира пур дорам зи сахун,
Ҷон мешунавад, ту гӯш макун!
Дар банди худӣ, з-ин сер шудӣ,
Гирӣ сари худ, ай бесару бун!
Чун мустамиъон ҷумла бираванд,
Гӯям ғами ёр бо ёри куҳун.
Кай сер шавад моҳӣ зи тарӣ,
Ё ташнаи Ҳақ аз илми лудун?!
Гар сер шуданд ин мустамиъон.
Ҷон мешунавад аз қурти узун!

# 758

Гар танг будӣ ин синаи ман,
Равшан нашудӣ ойинаи ман!
Ай хор гуле аз равзаи ман,
Дӯзах табише аз кинаи ман!
Хуршеди ҷаҳон дорад асаре
Аз карру фарри дӯшинаи ман!
Он кӯҳи аҳад пашмина шудаст
Аз рашки ману пашминаи ман!
Чун ҷавзи куҳан ишкаста шавӣ,
Гар нӯш кунӣ лавзинаи ман!
Аз баҳри дили ин шишадилон
Бошад барака дар чинаи ман!
Аз баҳри чунин ҷамъийяти ҷон
Ҳар рӯз бувад одинаи ман!
То тоза шавад пажмурдаи ман,
То мард шавад ъанинаи163 ман!

# 759

Сер гаштам зи нозҳои хасон,
Камзанам164 ман чу равғани баласон!165

---

[162] Дарахти солхӯрда; киноя аз аслу решаву насаб.

[163] Сусткамар, импотент.

[164] Камбахт, нобарор.

Баъд аз ин шаҳдро ниҳон дорам,
То наяфтанд андар ӯ магасон!
Хешро баъд аз ин чунон дуздам,
Ки набинанд мар маро асасон!
Ҳар замон ҷониби дигар тозам,
Бе рақибону соҳибону касон!
Ай Худо, дар ту чун гурехтаам,
Инчунин қавмро ба ман марасон!

# 760

Чист бо ишқ ошно будан,
Ба ҷуз аз коми дил ҷудо будан?!
Хун шудан, хуни худ фурӯ хӯрдан,
Бо сагон бар дари вафо будан!
Ӯ фидойист, ҳеч фарқе нест
Пеши ӯ маргу нақл ё будан!
Рав, мусулмон, сап-саломат бош,
Ҷаҳд мекун ба порсо будан!
К-ин шаҳидон зи марг нашкебанд,
Ошиқонанд бар фано будан!
Аз балову қазо гурезӣ ту,
Тарси эшон зи бебало будан!
Шаша мегиру рӯзи ошӯро
Ту натонӣ ба Карбало будан?!

# 761

Маст расид он бути бебоки ман,
Дурдкашу дилхушу чолоки ман!
Гуфт: «Ба ман бингару дилшод шав,
Ҳеч ба худ мангар, ғамноки ман!
З-обу гил ин дидаи ту пургил аст,
Пок кунаш дар назари поки ман!».
Даст бизад, хирқаи ман чок кард,
Гуфт: «Мазан бахя бар-ин чоки ман!».
Рӯй чу бар хок ниҳодам, бигуфт:
«Пок макун рӯйи худ аз хоки ман!
Ай манат оварда, манат мебарам,
З-он ки манам шеру ту шишоки ман!
Нафт задам дар туву месӯз хуш,
Лек сияҳ менакунад зоки166 ман!».

# 762

Ҷони манӣ, ҷони манӣ, ҷони ман,
Они манӣ, они манӣ, они ман!
Шоҳи манӣ, лойиқи савдои ман,
Қанди манӣ, лойиқи дандони ман!
Нури манӣ, бош дар ин чашми ман,

---

165 Дарахте, ки аз баргаш равған (эфир) мекашанду онро Хоконӣ “равғани дер- ёб” (нодир, дефисит) номидааст.

166 Моддаи кимиёвӣ, намаке монанди даҳони ???.

Чашми ману чашмаи ҳайвони ман!
Гул чу туро дид, ба савсан бигуфт:
«Сарви ман омад ба гулистони ман!».
Аз ду пароканда ту чунӣ, бигӯ?!
Зулфи туву ҳоли парешони ман?!
Ай расани зулфи ту побанди ман,
Чоҳи занахдони ту зиндони ман!
Дастфишон маст куҷо меравӣ?!
Пеши ман о, ай гули хандони ман!

# 763

Зулмати шаб партави зулмоти ман,
Нури маҳ аз нури мулоқоти ман!
Гавҳари тоъат шуд аз он кимиё
Зиллату инкору ҷиноёти ман!
Ҳаст самовот дар он орзу,
То нигарад сӯйи самовоти ман!
Ай рухи хуршед суйи бурҷи ман,
Ай шаҳи ҷон шоҳиди шаҳмоти ман!

# 764

Ай ту чу хуршеду шаҳи хоси ман,
Куфри ману тавбаву ихлоси ман!
Рақс кунад бар сари чарх офтоб,
То ту бигӯйӣ, ки «Раққоси ман!».
Саҷдакунон пеши дарат нафси кул,
К-ай зи ту ҷон ёфта ашхоси ман!
Нафси кулу ақли кулу он дигар
Баҳри ман гавҳару ғаввоси ман!
Куфри ману гавҳари имони ман,
Ҷурми ману воъизу қассоси ман!

# 765

Равшании хона туйӣ, хона бимагзору марав,
Ишрати чун шаккари моро ту нигаҳ дору марав!
Ишва диҳад душмани ман, ишваи ӯро машунав,
Ҷону диламро ба ғаму ғусса бимаспору марав!
Душмани морову туро, баҳри Худо, шод макун,
Ҳилаи душман машунав, дӯст маёзору марав!
Ҳеч ҳасуд аз пайи кас нек нагӯяд, санамо,
Он чи сазад аз карами дӯст, ба пеш ору марав!
Ҳамчу хасон ҳар нафасе хеш ба ҳар бод мадиҳ,
Васвасаҳоро бизан оташ ту ба як бору марав!

# 766

Шаб шуд, ай Хоҷа-Закӣ, охир, он ёри ту ку?!
Ёри хушовози ту, он хушдаму шаштори ту ку?!
Ёри латифи тари ту хуфта бувад дар бари ту,
Хуфта кунад нолаи хуш, хуфтаи бедори ту ку?!
Гоҳ намояш раҳе, гӯш бимолаш гаҳе,
Дам зи даруни ту занад, маҳрами асрори ту ку?!

Зинда кунад ҳар ватане, нола кунад бедаҳане,
Фитнаи ҳар марду зане, ҳамдами гуфтори ту ку?!
Даст биниҳ бар раги ӯ, тез равон кун таки ӯ,
Ай дами навравнаҷи мо, равнаҷи бозори ту ку?!

# 767

Ай шакарон, ай шакарон, кони шакар дорам аз ӯ,
Пандпазиранда наям, шӯру шарар дорам аз ӯ!
Хонаи шодист дилам, ғусса надорам, чӣ кунам?!
Ҳар чи ба олам туруше, дураму безорам аз ӯ!
Кай ҳаладам бо худ кай?! Май диҳадам бар сари май?!
Гул диҳадам дар маҳи дай, булбули гулзорам аз ӯ!
Ман хушу ту нимхушӣ, ҷаҳд бикун, то бичашӣ,
То қадаҳе май бикашӣ, з-он ки гирифторам аз ӯ!

# 768

Ҷону сари ту, ай писар, нест касе ба пойи ту,
Ойина бин, ба худ нигар, кист дигар babойи ту?!
Бӯса бидиҳ ба рӯйи худ, роз бигӯ ба гӯши худ,
Ҳам ту бибин ҷамоли худ, ҳам ту бигӯ санойи ту!
Нест маҷоз рози ту, нест газоф нози ту,
Роз баройи гӯши ту, нози ту ҳам баройи ту!
Хез зи пешам, ай хирад, то бираҳам зи неку бад,
Хез, дило, ту низ ҳам, то накунам сазойи ту!
Ҳам падариву ҳам писар, ҳам ту найиву ҳам шакар,
Кист касе, бигӯ, дигар?! Кист касе ба ҷойи ту?!
Баста лаби ту, баркушо, чист ақиқи бебаҳо?!
Кони ақиқ ҳам туӣ, ман чӣ диҳам баҳойи ту?!
Сояи туст, ай писар, ҳар чи бар ӯст, ай писар,
Соя фиканд, ай писар, дар ду ҷаҳон ҳумойи ту!

# 769

Дар сафари ҳавои ту бехабарам, ба ҷони ту,
Нек муборак омадаст ин сафарам, ба ҷони ту!
Лаъл қабосамар шудӣ, чунки дар он камар шудӣ,
Куштаи зор дар миён з-он камарам, ба ҷони ту!
Ҳамчу қамар баромадӣ, бар қамарон сар омадӣ,
Ҳамчу ҳилол зор ман з-он қамарам, ба ҷони ту!
Хушку тарам хаёли ту, ойинаи ҷамоли ту,
Хушклабам зи сӯзи дил, чашмтарам, ба ҷони ту!
То ту зи лаъли бастаат тунги шакар кушодаӣ,
Чун магаси шикастапар бар шакарам ба ҷони ту!
Дом ҳамеша то бувад, офати болу пар бувад,
Раста шавад зи доми ту болу парам, ба ҷони ту!
Дар Табрез Шамси дин ҳаст чароғи ҳар саҳар,
Толиби офтоб ман чун саҳарам, ба ҷони ту!

# 770

Симбаро, зи сими ту симбарам, ба ҷони ту!
В-аз майи нав, ки додаӣ, ҷон набарам, ба ҷони ту!
Захми гарон ҳамекашам, захм бизан, ки ман х(в)ашам,

Гарчи даруни оташам, ҷумла зарам, ба ҷони ту!
Ҳар нафасе, ки он расад, кори дилам ба ҷон расад,
Гарчи зи по даромадам, ҷони сарам, ба ҷони ту!
Шакли табиби ишқи ту омаду дод шарбате,
Хӯрдам аз ону ҳар нафас ман батарам, ба ҷони ту!
Нури ду чашму нури маҳ чун бирасад, яке шавад,
Ту чу маҳӣ ба ҷони ман, ман басарам ба ҷони ту!
Ҳар чи ки дар назар бувад, баста бувад иморааш,
Аҳ, ки чунин хароб ман аз назарам, ба ҷони ту!
Дар Табрези Шамси дин ҳаст баландтар шаҷар,
Шоду бабаргу бонаво з-он шаҷарам, ба ҷони ту!

# 771

Чу ширинтар намуд, ай ҷон, маҳо, шӯру балойи ту,
Биҳиштам ҷони ширинро, ки месӯзад баройи ту!
Равон аз ту хиҷил бошад, диламро по ба гил бошад,
Маро чӣ ҷойи дил бошад, чу дил гаштаст ҷойи ту?!
Ту хуршедиву дил дар чаҳ, битоб аз чаҳ ба дил гаҳ-гаҳ,
Ки мехоҳад чу моҳ, ай маҳ, ба ишқи ҷонфазойи ту!
Зи худ миссам, ба ту заррам, ба худ сангам, ба ту дуррам,
Камар бастам ба ишқ - андар ба уммеди қабойи ту!
Гирифтам ишқро дар бар, кулаҳ бинҳодаам аз сар,
Манам мухтоҷу мегӯям зи бехешӣ дуъойи ту!
Дило, аз ҳадди худ магзар, бурун кун бодаро аз сар,
Ба хоки кӯйи ӯ бингар, бибин сад хунбаҳойи ту.
Агар резам вагар рӯям, чи мухтоҷи ту, маҳрӯям,
Чу барги коҳ мепаррам ба ишқи каҳрабойи ту!
Аё Табрези хушҷоям, зи Шамсуддин ба ҳайҳоям,
Занам лаббайку меоям бад-он Каъбай лиқойи ту.

# 772

Ту камтархорайӣ, ҳушёр мерав,
Миёни кажравон раҳвор мерав!
Ту он хунбе, ки ман дидам, надидӣ,
Маро хунбак мазан, ай ёр, мерав!
Зи бозори ҷаҳон безор гаштам,
Ту даллолӣ, суйи бозор мерав!
Чу ман эзор подастор кардам,
Ту по бардору бо дастор мерав!
Маро то вақти мурдан кор ин аст,
Туро кор аст, сӯйи кор мерав!
Маро он ринд бишкастаст тавба,
Ту марди сойимӣ, ноҳор мерав!
Шунидӣ фазли Шамсуддини Табрез,
Надорӣ дида, дар иқрор мерав!

# 773

Аз ин пастӣ ба сӯйи осмон шав,
Равонат шод бодо, хуш равон шав!
Зи шаҳри пуртабу ларза биҷастӣ,
Ба шодӣ сокини доруламон шав!
Агар шуд нақши тан, наққошро бош,
Вагар вайрон шуд ин тан, ҷумла ҷон шав!

Вагар рӯй аз аҷал шуд заъфаронӣ,
Муқими лолазору арғавон шав!
Вагар дарҳои роҳат бар ту бастанд,
Биё аз роҳи бому нардбон шав!
Вагар танҳо шудӣ аз ёру асҳоб,
Ба ёрии Худо соҳибқирон шав!
Вагар аз обу аз нон дур мондӣ,
Чу нон шав қути ҷонҳову чунон шав!

# 774

Гаронҷонӣ макун, ай ёр, баргӯ,
Аз он зулфу аз он рухсор баргӯ!
Зи боғи ҷон ду-се гулдаста барбанд,
Ҳикоятҳои он гулзор баргӯ!
Зи ҳуснаш гуфтанӣ бисёр дорӣ,
Малулӣ гӯша ниҳ, бисёр баргӯ!
Зи ёди дӯст ширинтар чӣ кор аст?!
Ҳало, маншин чунин бекор, баргӯ!
Чи гуфтӣ дӣ, ки «ҷӯшидаст хунам?».
Биё имрӯз, дигар бор баргӯ!
Зи ёди олами ғаддор бигзар,
Зи лутфи оламуласрор баргӯ!
Зи лофи фитнаи тотор кам кун,
Зи нофи оҳуйи тотор баргӯ!
Зи ишқи ҳусни Шамсуддини Табрез
Миёни ошиқон осор баргӯ!

# 775

Ай сайди рухи ту шеру оҳу,
Пинҳон зи куҷо шавад чунон рӯ?!
Чандон ки тавонияш, ту мепӯш,
Мебанд ниқоби тӯйи бар тӯ!
Дар равзани синаҳо битобид
Хуршед зи матлаъи тарозу!
Андар адаму вуҷуд афканд
Сад ғулғула ишқ, ки таъалву!
Ай қанди ду лаъли ту хирадсӯз,
В-ай тири ду чашми ту ҷигарҷӯ!
Сӣ байти дигар бихост гуфтан,
Мастеш кашид гӯш аз он сӯ!
Сӣ байт фурӯхтам ба як байт,
Байте, ки кушода шуд дар он кӯ!

# 776

Ҷумла хашм аз кибр хезад, аз такаббур пок шав,
Гар нахоҳӣ кибрро, рав, бе такаббур хок шав!
Хашм ҳаргиз барнахезад ҷуз зи кибру мову ман,
Ҳар дуро чун нардбон зер ору бар афлок шав!
Ҳар куҷо ту хашм дидӣ, кибрро дар хашм ҷӯ,
Гар хушӣ бо ин ду морат, худ бирав, Заҳҳок шав!
Гар зи кибру хашм безорӣ, бирав кунҷе бихусб,
В-ар зи кибру хашм дилшодӣ, бирав, ғамнок шав!
Хашми сагсорон раҳо кун, хашм аз шерон бибин,

Хашм аз шерон чу дидӣ, сар бинеҳ, шишок шав!
Луқмаи ширин, ки аз вай хашм ангезад, махур,
Луқма аз лавлок гиру бандаи лавлок шав!
Рав, ту қассоби ҳаво шав, кибру кинро хун бирез,
Чанд бошӣ хуфта зери ин ду саг?! Чолок шав!

# 777

Ай Санойӣ, ошиқонро дард бояд, дард ку?!
Бори ҷаври некувонро мард бояд, мард ку?!
Бори ҷаври некувон аз диву фардо бартар аст,
Вонамо ҷони касе аз диву фардо, фард ку?!
В-ар хаёл ояд туро, к-аз диву фардо бартарӣ,
Бартариро кору бору мулку бурдобурд ку?!
Дар миёни ҳафт дарё домани ту хушк ку?!
Дар миёни ҳафт дӯзах унсури ту сард ку?!
Ин надорӣ худ, валекин гар ту инро толибӣ,
Оҳи сарду ашки гарму чиҳраҳои зард ку?!
Ҳар нафас бӯйи дил ояд аз сироталмустақим,
То нагӯйӣ ишқи раҳравро, ки «Роҳовард ку?!».
Гард аз он дарё баромад, гарди ҷисми авлиёст,
То нагӯйӣ «Қавми Мӯсоро дар ин ям гард ку?!».

# 778

Ай сабо, боде, ки дорӣ дар сар аз ёре, бигӯ!
Гар нагӯйӣ бо касе, бо ошиқон боре бигӯ!
Қисса кун дар гӯши мо, гар дигарон маҳрам наянд,
Бо дили пурхуни мо пайғоми дилдоре бигӯ!
Он Масеҳоҳуснро, донам, ки медонӣ куҷост,
Бо касе, к-аз ишқ дорад баста зунноре, бигӯ!
Бонг барзан ошиқеро, к-ӯ ба гул машғул шуд,
Гӯ, ки шармат бод аз он рух, тарки гулзоре бигӯ!
Ай сабо, хуш омадӣ, чун бозгардӣ сӯйи дӯст,
Ҳоли ман дуздида андар гӯши айёре бигӯ!
Савсане бо сад забон гар ҳоли ман бо ӯ бигуфт,
Ту чу наргис безабон аз чашми асроре бигӯ!
Бо чунон ғайрат, ки ҷон дорад, бигуфтам: «Пеши халқ
Шамси Табрезӣ бигӯям?!» Гуфт ҷон: «Оре, бигӯ!».

# 779

Даргузар омад хаёлаш, гуфт ҷон: «Ин аст ӯ!
Подшоҳи шаҳрҳои ломакон, ин аст ӯ!».
Сад ҳазор ангуштҳо андар ишорат дида шуд
Сӯйи ӯ аз нури ҷонҳо, к-ай фалон, ин аст ӯ!
Чун замин сарсабз гашт аз акси он гулзори ӯ,
Наъраҳо омад ба гӯшам з-осмон: "Ин аст ӯ!".
Ҳин, сабуктар даст дарзан дар инони маркабаш,
Пеш аз он, к-ӯ баркашонад он инон, ин аст ӯ!
Рӯ ба моҳ овард Мирриху бигуфташ: «Ҳуш дор,
То талофийӣ ту зи хубӣ, ҳону ҳон, ин аст ӯ!».
Шамси Табрезӣ, шунидастӣ, бибин ин нурро,
К-аз вай омад косидиҳои бутон, ин аст ӯ!

# 780

Ай ҷаҳон барҳам зада савдои ту, савдойи ту,
Чошнии умрам аз ҳалвои ту, ҳалвойи ту!
Домани гардун пур аз дурр асту марвориду лаъл,
То бирезад ҷумларо дар пойи ту, дар пойи ту!
Ҷонҳои ошиқон чун селҳо ғалтон шуда,
Медавонанд ҷониби дарёйи ту, дарёйи ту!
Ай хумори ошиқон аз бодҳои дӯши ту,
В-ай хароб имрӯзам аз фардойи ту, фардойи ту!
Ман назар кардам ба ҷони содаи беранги хеш,
Зард дидам нақшаш аз сафройи ту, сафройи ту!
Чун назар кардам накӯ ман дар сафойи гавҳарат,
Моҳ рух бинмуд аз симойи ту, симойи ту!
Моҳ хондам ман туро, бас ҷурм дорам з-ин сухан,
Маҳ кӣ бошад, к-ӯ бувад ҳамтойи ту, ҳамтойи ту?!
Инчунин гӯяд худованд - Шамси Табрезӣ ба ном:
«Ай ҳама шаҳри дилам ғавғойи ту, ғавғойи ту!».

# 781

Ай бародар, ошиқиро дард бояд, дард ку?!
Собириву содиқиро мард бояд, мард ку?!
Чанд аз ин зикри фусурда?! Чанд аз ин фикри заман?!
Наъраҳои оташину чиҳраҳои зард ку?!
Кимиёву зар намеҷӯям, миси қобил куҷост?!
Гармрӯро худ кӣ ёбад?! Нимгарме сард ку?!

# 782

Нолае кун ошиқона, дарди маҳрумӣ бигӯ,
Порсӣ гӯ соъатеву соъате румӣ бигӯ!
Хоҳ румӣ, хоҳ тозӣ, ман нахоҳам ғайри ту,
Аз ҷамолу аз камолу лутфи махдумӣ бигӯ!
Ҳам бисузӣ, ҳам бисозӣ, ҳам битобӣ дар ҷаҳон,
Офтобӣ, моҳтобӣ, оташӣ, мумӣ, бигӯ!
Гар касе гӯяд, ки «оташ сард шуд», бовар макун,
Ту чи дудиву чи удӣ?! Ҳаййи Қайюмӣ бигӯ!
Ай дили паррони ман, то кай аз ин вайрони тан?!
Гар ту бозӣ, барпар он ҷо в-ар ту худ бумӣ, бигӯ!

# 783

Ай зи рӯят тофта дар ҳар замоне нури нав,
В-ай зи нурат нақш баста ҳар замоне ҳури нав!
Каж нишину рост биншав, ақл монад ё хирад,
Соқие чун туву ҳар дам бодаи мансури нав!
Кӣ тавонад шишаеро з-оташе бардоштан?!
Ё майи куҳна кӣ донад сохтан з-ангури нав?!
Майчашону майкашон равшандилонро ҷавқ-ҷавқ,
Тоза мекун ин ҷаҳони куҳнаро аз шӯри нав!
Ишқи ишратпешайӣ, ки давлатат поянда бод,
Рӯз-рӯзат иди тоза, ҳар шабонгаҳ сури нав!

# 784

Тараб андар тараб аст ӯ, ки дари ақл шикаст ӯ,
Ту бибин қудрати Ҳақро, чу даромад хушу маст ӯ!
Ҳама имрӯз чунонем, ки сар аз пой надонем,
Ҳама то ҳалқ дароем, дар ин ҳалқа нишаст ӯ!
Чу чунин бошад маҳрам, кӣ хурад ғам, кӣ хурад ғам?!
Ба сабӯ диҳ майи хушдам, ки қадаҳро бишикаст ӯ!
Шаҳи ман бода фиристад, ба чи рӯ менапарастам?!
Ҳала, ай мутриб, баргӯ ки «Зиҳӣ, бодапараст ӯ!».

# 785

Зи ману ту шараре зод дар ин дил зи чунон рӯ,
Ки хато буд аз ин рӯву савоб аст аз он рӯ!
Зи ҳамон рӯ, ки зад оташ, зи ҳамон рӯ кашад оташ,
Зи ҳамон рӯй, ки мурдам, кунадам зинда ҳамон рӯ!
Ҳама ушшоқ, ки мастанд, зи чи рӯ дида бибастанд,
Ки бидонанд, ки бечашм тавон дид ба ҷон рӯ?!
Набувад рӯй аз ин сӯ, ҳама пушт аст аз ин сӯ,
Ки нагунҷид дар ин ҳадду на дар ҷою макон рӯ!
Ба яке лаҳза чариданд ҳама ҷонҳову париданд,
Ки набояд, ки зи нуқсон шавад аз чашм ниҳон рӯ!

# 786

Хунук он дам, ки нишинем дар айвон ману ту,
Ба ду нақшу ба ду сурат, ба яке ҷон ману ту!
Доди боғу дами мурғон бидиҳад оби ҳаёт,
Он замоне, ки дароем ба бустон ману ту!
Ахтарони фалак оянд ба наззораи мо,
Маҳи худро бинамоем бад-эшон ману ту!
Ману ту бе ману ту ҷамъ шавем аз сари завқ,
Хушу фориғ зи хурофоти парешон ману ту!
Тӯтиёни фалакӣ ҷумла шакархор шаванд,
Дар мақоме, ки бихандем бад-ин сон ману ту!
Ин аҷабтар, ки ману ту ба яке кунҷ ин ҷо,
Ҳам дар ин дам ба Ироқему Хуросон ману ту!
Ба яке нақш бар ин хоку бар он нақши дигар
Дар биҳишти абадиву шакаристон ману ту!

# 787

Сару по гум кунад он кас, ки шавад дилхуш аз ӯ,
Дил кӣ бошад, ки нагардад ҳамагӣ оташ аз ӯ?!
Гирди он ҳавз ҳамегардиву ошиқ шудайӣ,
Чун шудӣ ғарқи шакар, рав, ҳама тан мечаш аз ӯ!
Чун сабӯйи ту дар он ишқу кашокаш бишикаст,
Бар лаби чашма даҳон мениҳу хуш мекаш аз ӯ!
Асале ҷӯшад аз он хум, ки на дар шаш ҷиҳат аст,
Панҷ ангушт билесанд кунун ҳар шаш аз ӯ!
Он чӣ об аст, к-аз ӯ ошиқи пуроташу бод
Аз ҳавас ҳамчу замин хок шуду мафраш аз ӯ?!
Оҳи ошиқ зи чӣ сӯзад тутуқи гардунро?!

З-он ки мехезад он оташу он оҳаш аз ӯ!
Шамси Табрез, ки ҷон дар ҳаваси ӯ бигирист,
Гашт зебову дилорому латифу каш аз ӯ!

# 788

Ай бикарда рахти ушшоқон гарав,
Хун марез ин ошиқонрову марав!
Бар сари раҳ ту зи хун осор бин,
Ҳар тараф ту наъраи хунин шунав!
Гуфтам ин дилро, ки «чавгонаш бибин,
Гар яке гӯйӣ, дар он чавгон бидав!"
Гуфт дил, к-«андар хами чавгони ӯ
Куҳна гаштам сад ҳазорон бору нав!"
Кай ниҳон гардад зи чавгон гӯйи дил,
К-андар он саҳро на чоҳ асту на гав!».
Гурбаи ҷон - атсаи шери азал,
Шер ларзад, чун кунад он гурба мав!
Зарри кони Шамси Табрезист ин,
Соф бошад, гар биҷӯйӣ ҷав ба ҷав!

# 789

Мутрибо, асрори моро бозгӯ,
Қиссаҳои ҷонфазоро бозгӯ!
Мо даҳон барбастаем имрӯз аз ӯ,
Ту ҳадиси дилкушоро бозгӯ!
Ман гаронгӯшам, биниҳ рух бар рухам,
Ваъдаи он хушлиқоро бозгӯ!
Моҷарое рафт ҷонро дар аласт,
Бозгӯ он моҷароро, бозгӯ!
Махзани инно фатаҳно баркушо,
Сирри ҷони Мустафоро бозгӯ!
Мустаҷоб омад дуъойи ошиқон,
Ай дуъогӯ, он дуъоро бозгӯ!
Чун Салоҳуддин салоҳи ҷони мост,
Он салоҳи ҷонҳоро бозгӯ!

# 790

Ай ғизойи ҷони мастам номи ту,
Чашму ақлам равшан аз айёми ту!
Шаш ҷиҳат аз рӯйи ман шуд ҳамчу зар,
То бидидам сими ҳафт андоми ту!
Гуфта будӣ, ки «зи ту бигрифт дил»,
Ман нахоҳам дар ҷаҳон ҷуз коми ту!
Мунтазир бинштастаам, то даррасад
Аз пайи ҷон хостан пайғоми ту!

# 791

Сӯфиёнем омада дар кӯйи ту,
Шайюлиллаҳ аз ҷамоли рӯйи ту!
Аз аташ ибриқҳо овардаем,
К-оби хубе нест ҷуз дар ҷӯйи ту!

Ҳо, бидиҳ чизе ба дарвешони хеш,
Ай ҳамеша лутфу раҳмат хӯйи ту!
Ҳусни Юсуф қути ҷон шуд соли қаҳт,
Омадем аз қаҳт мо ҳам сӯйи ту!
Сӯфиёнро боз ҳалво орзуст
Аз лаби ҳалвойии дилҷӯйи ту!
Валвала дар хонақоҳ афтод дӯш,
Мушкпур шуд хонақоҳ аз бӯйи ту!
Даст бикшо ҷониби занбили мо,
Офарин бар дасту бар бозӯйи ту!
Шамси Табрезӣ! Туйӣ хони карам,
Сер шуд кавну макон аз тӯйи ту!

# 792

Ба ҳарифон бинишин, хоб марав,
Ҳамчу моҳӣ ба таки об марав!
Ҳамчу дарё ҳама шаб ҷӯшон бош,
Не, пароканда чу селоб марав!
Оби ҳайвон, ки дар торикист,
Биталаб дар шабу маштоб, марав!
Шабравони фалакӣ пурнуранд,
Ту ҳам аз суҳбати асҳоб марав!
Шамъи бедор на дар ташти зар аст,
Ба замин - дар ту чу симоб марав!
Шабравонро бинамояд маҳ рӯ,
Мунтазир шав, шаби маҳтоб марав!

# 793

Ай карда чиҳраи ту чу гулнор шарми ту,
Парҳези ман зи чист?! Зи ту, ёр! Шарми ту!
Гулшан зи ранги рӯйи ту сад ранг рехтаст,
Чун гул чаро дамид зи рухсор шарми ту?!
Ман сад ҳазор хирқа зи савдо бидӯхтам,
К-он ҷумларо бисӯхт ба якбор шарми ту!
Софии шарми туст ниҳон дар ҳиҷоби ғайб,
Дурдӣ бирехт бар рухи гулзор шарми ту!
Он дил, ки санг буд, зи шарми ту об рехт,
Ё Раб, чӣ кард дар дили ҳушёр шарми ту?!
Хун гашт номи кӯҳ, ки номаш шудаст лаъл,
Чун дарфитод дар куҳу куҳсор шарми ту!

# 794

Ҳон, ай ҷамоли дилбар, ай шод вақти ту,
Мо бо ту бас хушем, ки хуш бод вақти ту!
Некӯст ҳоли мо, ки накӯ бод ҳоли ту,
Хуш бод даври чарх, к-аз ӯ зод вақти ту!
Ҷону сари ту, ёр, ки андар димоғи мост,
Он ратлҳои май, ки ба мо дод вақти ту!
Аз қуввати шароб ба фарёд ҷоми ту,
В-аз партави нишот ба фарёд вақти ту!
Дар ҷой манигунҷад аз фахр ҷойи ту,
Куҳ меканад зи ишқ чу Фарҳод вақти ту!

# 795

Ойинаи ҷон шуда чиҳраи тобони ту,
Ҳар ду яке будаем, ҷони ману ҷони ту!
Моҳи тамоми дуруст, хонаи дил они туст,
Ақл, ки ӯ хоҷа буд, бандаву дарбони ту!
Рӯҳ зи рӯзи аласт буд зи рӯйи ту маст,
Чанд, ки аз обу гил буд парешони ту!
Гил чу ба пастӣ нишаст, об кунун равшан аст,
Рафт кунун аз миён они ману они ту!
Қайсари румӣ кунун зангули конро шикаст,
То ба абад чира бод давлати хандони ту!
Ай рухи ту ҳамчу моҳ, нола кунам гоҳ-гоҳ,
З-он ки маро шуд ҳиҷоб ишқи сухандони ту!

# 796

Ҳазор бор кашидаст ишқи кофархӯ
Шабам зи бом ба ҳуҷра, зи ҳуҷра то сари кӯ!
Шаб ончунону пагоҳ омада, ки ҳай бархез,
Гирифта гӯши маро сахт ҳамчу гӯши сабӯ!
Зи ҳар чи пур кунадам, ман сабӯйи таслимам,
Сабӯ асири сақо аст, чун гурезад аз ӯ?!
Ҳазор бор сабӯро ба санг бишкаст ӯ,
Шикасти ӯ хушам ояд зи шавқу завқи руфӯ!
Сабӯ супурда бувад гӯш бо ҳазорон дил,
Бад-он ҳавас, ки хурад ғӯта дар миёнаи ҷӯ!

# 797

Дили ман, дили ман, дили ман бари ту,
Рухи ту, рухи ту, рухи бофари ту!
Санамо, санамо, агар ҷон талабӣ,
Бидиҳам, бидиҳам, ба ҷону сари ту!
Кафи ту, кафи ту, кафи раҳмати ту,
Лаби ту, лаби ту, лаби шаккари ту!
Дами ту, дами ту, дами ҷонваши ту,
Майи ту, майи ту, майи чун зари ту!
Дари ту, дари ту, дари бахшиши ту,
Гули ту, гули ту, гули аҳмари ту!

# 798

Бӯқаламун! Чанд аз инкори ту?!
Дар кафи мо чанд халад хори ту?!
Ёри ту аз сирри фалак воқиф аст,
Пас чӣ бувад пеши вай асрори ту?!
Чанд бигӯйӣ ки «ҳамин бору бас?!»
Чанд аз ин, чанд аз ин бори ту?!
Ай зи ту бемор ҳабибу табиб,
Баста зи носури ту бемори ту!
Хурда майи ғафлату мункир шуда,
Бӯйи даҳонат шуда иқрори ту!

# 799

Ҳар рӯз пагаҳ зи дар даройӣ,
Бар даст шароби ошнойӣ!
Бар мо хонӣ саломи сӯзон,
Ё Раб, чи латифу хуш балойӣ!
Моро бибарӣ зи сар ба ишва,
Девона кунию ҳойҳойӣ!
Моро чи адам, чи ҳаст, чун ту
Дар нест вуҷуд менамойӣ!
Дӣ карда ҳазор гуна тавба,
Бигрифта тариқи порсойӣ!
Чун бинад тавба, рӯйи хубат
Донад, ки адӯйи тавбаҳойӣ!
Бигрезад тавбаву дил ӯро
Фарёдкунон: "Биё, куҷойӣ?!"
Гӯяд, ки «расид марги тавба,
Аз тавба маҷӯ дигар кийойӣ!
Тавба агар аждаҳои нар буд,
Ай ишқ, зумурради Худойӣ!»

# 800

Чу чанги ишқи ӯ бархост созе,
Ба гӯши ҷони ошиқ гуфт розе!
Бизад дар бешаи ҷон ишқаш оташ,
Бисӯзонид ҳар ҷо бадмиҷозе!
Намозе гардад он ҷоне, ки дорад,
Ба пеши қиблаи ҳуснаш намозе!
Зи фарри ҷони ишқангези шоҳе
Ниҳад бар атласи бахташ тарозе!
Ҳар он зоғе, ки чид аз хирмани ӯ
Яке дона, даме вогашт бозе!
Заройирҳои рӯҳӣ месароянд,
Зи ишқи рӯйи ӯ пардай "Ҳиҷоз"-е!
Чӣ метарсӣ зи мурдан?! Рав ту, бистон
Зи ишқаш умри бемарге, дарозе!
Чи умре, умри ширине, латифе,
Латифе, масти ишқе, покбозе!
Валекин ноз ӯро зебад, ай ҷон,
Макун, зинҳор, бо нозаш ту нозе!

## МУҲТАВОИ ГУЛЧИН


***Асрори Раҳмонфар.*** **Таронаҳои туғёнии чакомасаройи тӯфонӣ** ............................3

Ҷуз вай чӣ бошад, к-аз аҷал андаррабояд кулли мо?!........................................31
Ай навбаҳори ошиқон, дорӣ хабар аз ёри мо?! ..................................................32
Ай нӯш карда нешро, бехеш кун бохешро ..........................................................33
Ай аз варойи пардаҳо тоби ту тобистони мо ......................................................34
Ай фасли бобoрони мо, баррез бар ёрони мо.......................................................35
Бодо муборак дар ҷаҳон суру арӯсиҳои мо .........................................................36
Хоҷа, биё, хоҷа, биё, хоҷа, дигар бор биё ............................................................37
Ёр маро, ғор маро, ишқи ҷигархор маро .............................................................38
Растам аз ин нафсу ҳаво, зинда бало, мурда бало...............................................39
Дӣ бинавохт ёри ман бандаи ғамрасидаро ..........................................................40
Бо ту ҳаёту зиндагӣ, бе ту фанову мурдано .........................................................41

Ай бигирифта аз вафо гӯша, карон чаро, чаро?! ................................................42
Шаби қадр аст ҷисми ту, к-аз ӯ ёбанд давлатҳо ..........................................43
Мусалмонон, мусалмонон, чӣ бояд гуфт ёреро ..........................................44
Расид он шаҳ, расид он шаҳ, биороед айвонро ..........................................45
Баҳор омад, баҳор омад, салом овард мастонро ..........................................46
Гар з-он ки шавӣ толиб, ҷӯянда шавӣ бо мо ..........................................47
Ай хоҷа, намебинӣ ин рӯзи қиёматро ..........................................48
Маъшуқа ба сомон шуд, то бод, чунин бодо! ..........................................49
Ай ёри қамарсимо, ай мутриби шаккархо ..........................................51
Зиҳӣ ишқ, зиҳӣ ишқ, ки морост, Худоё! ..........................................52
Биё, ай ҷони нав дода ҷаҳонро ..........................................53
Хабар кун, ай ситора, ёри моро ..........................................54
Чу ӯ бошад дили дилсӯз моро ..........................................55
Амири ҳусн, хандон кун ҳашамро ..........................................56
Зи рӯйи туст ид осор моро ..........................................57
Аз дур бидида Шамси динро ..........................................58
Машкан дили марди муштариро ..........................................59
Дар миёни пардаи хун ишқро гулзорҳо ..........................................60
Соқиё, дар нӯш овар шираи анқудро ..........................................61
Бо чунин шамшери давлат ту забун монӣ чаро? ..........................................62
Ай ҳавасҳои дилам, биё, биё, биё, биё ..........................................63
Ай ҳавасҳои дилам, боре биё, рӯйе намо ..........................................64
Ту маро ҷону ҷаҳонӣ, чӣ кунам ҷону ҷаҳонро? ..........................................65
Бирвед, ай ҳарифон, бикашед ёри моро ..........................................66
Агар он майе, ки хӯрдӣ, ба саҳар набуд гиро ..........................................67
То ба шаб, ай орифи ширинанаво ..........................................68
Гар ту ӯдӣ, сӯйи ин миҷмар биё ..........................................69
Омад баҳори ҷонҳо, ай шохи тар, ба рақс о ..........................................70
Бо он ки мерасонӣ он бодаи бақоро ..........................................71
Бедор кун тарабро, бар ман бизан ту худро ..........................................72
Бишкан сабуву кӯза, ай мири оби ҷонҳо ..........................................73
Чанд гурезӣ зи мо, чанд равӣ ҷобаҷо? ..........................................74
Ай ҳама хубӣ туро, пас ту киройӣ, киро? ..........................................75
Боз бунафша расид ҷониби савсан дуто ..........................................76
Ман аз куҷову ғаму шодии ҷаҳон зи куҷо? ..........................................77
Чу андар ояд ёрам, чи хуш бувад, ба Худо ..........................................78
Биёр он, ки қаринро суи қарин кашадо ..........................................79
Маро бидиду напурсид он нигор чаро? ..........................................80
Муборакӣ, ки бувад дар ҳама арӯсиҳо ..........................................81
Ёри мо, дилдори мо, олами асрори мо ..........................................82
Ҳала, ай киё, нафасе биё ..........................................83
Кароне надорад биёбони мо ..........................................84
Ту ҷону ҷаҳонӣ, каримо, маро ..........................................85
Сад духул мезананд дар дили мо ..........................................86
Гӯши ман мунтазир паёми туро ..........................................87
Дилбари мо шудаст дил бари мо ..........................................88
Чанд ниҳон дорӣ он хандаро ..........................................89
Бода диҳ он ёри қадаҳбораро ..........................................90
Хез, сабӯҳӣ куну дардиҳ сало ..........................................91
Дод диҳӣ соғару паймонаро ..........................................92
Гар бинахусбӣ шабе, ай маҳлиқо ..........................................93
Чархи фалак бо ҳама кору киё ..........................................95
Пеш каш он шоҳи шакархонаро ..........................................96
Ай ёр, маҳил моро, бе ёр махусб имшаб ..........................................97
Ай хоб, ба ҷони ту, заҳмат бибарӣ имшаб ..........................................98
З-он шоҳиди шаккарлаб, з-он соқии хушмазҳаб ..........................................99
Миҳмони туам, ай ҷон, зинҳор махусб имшаб ..........................................100
Бурида шуд аз ин ҷӯйи ҷаҳон об ..........................................101
Ало, ай рӯйи ту сад моҳу маҳтоб ..........................................102
Махсуб, ай ёри миҳмондор имшаб ..........................................103

Ай дар ғами ту ба сӯзу ёраб....104
Оҳ аз ин зиштон, ки маҳрӯ менамояд аз ниқоб ....105
Ку ҳама лутф, ки дар рӯйи ту дидам ҳама шаб? ....106
Дар ҳавоят беқарорам рӯзу шаб ....107
Овоз дод ахтар: бас равшанист имшаб ....108
Кори ҳама муҳиббон ҳамчун зар аст имшаб ....109
Бозомад он шаҳе, ки надидам фалак ба хоб ....110
Ба ҷони ту, ки марав, аз миёни кор махусб....111
Рубоб мушриби ишқасту мӯниси асҳоб ....112
Чашмҳо во намешавад аз хоб ....113
Он нафасе, ки бо худӣ, ёр чу хор оядат ....114
Биёед, биёед, ки гулзор дамидаст ....115
Ҳама хавф одамиро аз дарун аст ....116
Бибастӣ чашм, яъне вақти хоб аст....117
Самоъ аз баҳри ҷони беқарор аст....118
Самоъ ороми ҷони зиндагон аст....119
Дигар бор ин дилам оташ гирифтаст ....120
Биё, к-имрӯз моро рӯзи ид аст....121
Маро чун то қиёмат ёр ин аст ....122
Зи ҳамроҳон ҷудойӣ маслиҳат нест ....123
Ба ҷони ту, ки савганди азим аст ....124
Бигӯ, ай ёри ҳамроз, ин чи шеваст? ....125
Қарори зиндагонӣ он нигор аст....126
Табиби дарди бедармон кадом аст? ....127
Чу бо мо ёри мо имрӯз ҷуфт аст....128
Туро дар дилбарӣ дасте тамом аст ....129
Чу он кори карам моро шикор аст ....130
Нигори хуби шаккарбор чун аст?....131
Дар ин ҷӯ дил чу дӯлоби хароб аст....132
Аё соқӣ, тӯйӣ қозии ҳоҷот....133
Ду чашми оҳувонаш шергир аст....134
Чунон к - ин дил аз он дилдор маст аст....135
То нақши хаёли дӯст бо мост ....136
Медон, ки замона нақши савдост ....137
Дуди дили мо нишони савдост....138
Гӯям сухани шакарнаботат ....139
Дар шаҳри шумо яке нигорест ....140
Омад рамазону ид бо мост ....141
Ман сар нахӯрам, ки сар гарон аст....142
Имрӯз ҷунуни нав расидаст....143
Ай карда миёни сина ғорат ....144
Он раҳ, ки биёмадам, кадом аст? ....145
Ошиқонро гарчи дар ботин ҷаҳоне дигар аст ....146
Хидмати бе дӯстиро қадру қимат ҳаст? Нест....147
Сорбоно, уштурон бин, сарбасар қаттор маст ....148
Мутрибо, ин парда зан, к-он ёри мо маст омадаст ....149
Чанд гуйӣ, ки чи чорасту маро дармон чист ....150
Чашми пурнур, ки масти назари ҷонон аст ....151
Он ки бе бода кунад ҷони маро маст, куҷост?....152
Ман нишастам зи талаб в-ин дили печон нанишаст....153
Дилбариву бедилӣ асрори мост ....154
Ошиқонро ҷустуҷӯ аз хеш нест ....155
Ғайри ишқат роҳбин ҷустем, нест ....156
Дар дилу ҷон хона кардӣ оқибат ....157
Инчунин побанди ҷон майдони кист?....158
Андар ин ҷамъ шарарҳо зи куҷост?....159
Ҳам ба бар ин бути зебо хушак аст ....160
Ҳар ки болост, мар ӯро чӣ ғам аст?....161
Ҳар ҷавр, к-аз ту ояд, бар худ ниҳам ғаромат ....162
Имрӯз шаҳри моро сад равнақ асту ҷон аст ....163

Бинмой рух, ки боғу гулистонам орзуст ....164
Бар ошиқон фариза бувад ҷустуҷӯйи дӯст ....166
Соқӣ, биёр бода, ки айёми бас хуш аст ....167
Ай гул, туро агарчи ки рухсор нозук аст ....168
Ҷоно, ҷамоли рӯҳ басе хубу бофар аст ....169
Аз бомдод рӯйи ту дидан ҳаёти мост ....170
Пинҳон машав, ки рӯйи ту бар мо муборак аст ....171
Соқиву сирдиҳе зи лаби ёрам орзуст ....172
Моро канор гир, туро худ канор нест ....174
Шоҳ кушодаст рӯ, дидаи шаҳ бин кирост? ....175
Ҳар нафас овози ишқ мерасад аз чаппу рост ....176
Навбати васлу лиқост, навбати ҳашру бақост ....177
Кор надорам ҷуз ин коргаҳу корам ӯст ....178
Боз даромад ба базм маҷлисиён дӯст, дӯст ....179
Он ки чунон меравад, ай аҷаб, ӯ ҷони кист? ....180
Ай ғам, агар мӯ шавӣ, пеши манат бор нест ....181
Пеши чунин моҳрӯ гиҷ шудан воҷиб аст ....182
Колбади мо зи хоб коҳилу машғул хост ....183
Ҳар нафас овози ишқ мерасад аз чаппу рост ....184
Зи офтоби саъодат маро шаробот аст ....185
Ситеза кун, ки зи хубон ситеза ширин аст ....186
Ба ҳаққи он, ки дар ин дил ба ҷуз валои ту нест ....187
Чи гавҳарӣ ту, ки касро ба каф баҳои ту нест ....188
Ба ҳаққи чашми хумори латифи тобонат ....189
Ҷаҳону кори ҷаҳон сар ба сар агар бод аст ....190
Зи дом чанд бипурсиву донаро чи шудаст? ....191
Ба шоҳи ниҳонӣ расидӣ, ки нӯшат ....192
Агар мар туро сулҳ оҳанг нест ....193
Сӯфиён омаданд аз чапу рост ....194
Ишқ ҷуз давлату иноят нест ....195
Қибла имрӯз ҷуз шаҳаншаҳ нест ....197
Андаро, айш бе ту шодон нест ....198
Хез, ки имрӯз ҷаҳон они мост ....199
Пештар о, рӯйи ту ҷуз нур нест ....200
Кори ман ин аст, ки корем нест ....201
Кист, ки ӯ бандаи ройи ту нест ....202
Мурғи дилам боз паридан гирифт ....203
Ҳамчу гули сурх бирав даст - даст ....204
Кист дар ин шаҳр, ки ӯ маст нест? ....205
Хонаи дил боз кабӯтар гирифт ....206
Боз расидем зи майхона маст ....207
Ай зи пагаҳ хоста сармаст, маст ....208
Ай дил, фурӯ рав дар ғамаш, к-ас - сабр мифтоҳ-ал-фараҷ ....209
Ай муборак зи ту сабӯҳу сабоҳ ....210
Моҳ дидам, шуд маро савдои чарх ....211
Бегоҳ шуд, бегоҳ шуд, хуршед андар чоҳ шуд ....212
Ай лӯлиён, ай лӯлиён, як лӯлие девона шуд ....213
Гар ҷони ошиқ дам занад, оташ дар ин олам занад ....214
Он кист он, он кист он, к-ӯ синаро ғамгин кунад? ....215
Имрӯз хандонему хуш, к - он бахти хандон мерасад ....216
Суфӣ чаро ҳушёр шуд, соқӣ чаро бекор шуд? ....217
Риндон саломат мекунанд, ҷонро ғуломат мекунанд ....218
Рав, он рубобиро бигӯ: мастон саломат мекунанд ....219
Омад баҳори ошиқон, то хокдон бустон шавад ....220
Гар оташи дил барзанад, бар муъмину кофар занад ....221
Масте саломат мекунад, пинҳон паёмат мекунад ....222
Сарфа макун, сарфа макун, сарфа гадорӯйӣ бувад ....223
Ёр маро менаҳилад, то ки бихорам сари худ ....224
Бе ту ба сар менашавад, бо дигаре менашавад ....225
Ҳин, сухани тоза бигӯ, то ду ҷаҳон тоза шавад ....226

